ББК 83,3(0)9+83,3 (2 тоҷик)
А-19

*Таҳияи матн ва луғату тавзеҳот аз*
***КАМОЛ АЙНӢ ва ЗОҲИР АҲРОРӢ***

Муҳаррир
***Мубашшир Акбарзод***

А-19 ***Абулқосим Фирдавсӣ.*** **Шоҳнома**. — Душанбе: «Адиб», 2009. -480 саҳ.

Ба хонандаи азиз чопи севуми "Шоҳнома"-и безаволи Ҳаким Фирдавсӣ, ки бо кӯшиши таҳиягарони матни он омода гаштааст, пешкаш мегардад. Муҳаққиқон дар ин нашр аз нусхаҳои дигари "Шоҳнома" истифода кардаанд, ки ин арзиши корашонро бештар мекунад.

**ISBN 978-99947-32-84-5**



## БАЗМИ ШАШУМИ НӮШИНРАВОН БО БУЗАРҶМЕҲР ВА МӮБАДОН

Бар ин низ як ҳафта бугзашт, шоҳ[1]
Бифармуд оростан боргоҳ.[2]

Биёмад, нишаст аз бари тахти зар
Або ёраву тоҷу заррин камар.[3]

Ба як даст мӯбад, ки будаш вазир,
Ба дасти дигар Яздгирди дабир.

Ҳамон[4] гирд бар гирди ӯ бихрадон,[5]
Сухангӯй Бузарҷмеҳру радон.

Ба Бузарҷмеҳр он замон шоҳ гуфт,
Ки «Гавҳар чаро бояд андар нуҳуфт?

Суханҳо, ки ҷонро[6] бувад судманд,
В-аз он[7] марди беарҷ гардад баланд.

Аз ин ганҷ гӯё нагирад камӣ,
Шунидан шавад мағзро хуррамӣ».

Чунин гуфт мӯбад ба Бузарҷмеҳр
Ки «Эй номвартар зи гардонсипеҳр,

Чӣ донӣ, ки бешиш бигзоядат,
Чу каммӣ бувад, зуд бифзоядат?»

Чунин дод посух, ки «Камтар х(в)арӣ,
Таносон шавӣ, ҳам равон парварӣ,

1. И – Бар ин низ бугзашт шодон ду моҳ; Л – моҳ.
2. ИЛ – Нишаст аз бари тахти пирӯз шоҳ.
3. ИЛ – б. 1452 нест.
4. И – Ҳама
5. ИЛ – мӯбадон.
6. Л – касро; И – танро
7. Л-ҳам он. И – ӯ

Зи кирдори некӯ чу бешӣ кунӣ,
Ҳаме[1] бар ҳамовард пешӣ кунӣ».[2]

Чунин гуфт ҳам[3] Яздгирди дабир,
Ки «Эй марди гӯяндаву[4] ёдгир,

Се[5] оху кадом аст бо дил ба роз,
Ки доранду[6] ҳастанд аз он[7] бениёз?»

Чунин дод посух, ки «Боре нахуст
Дил аз айб ҷустан бибояд-т шуст.

Бе оху касе нест андар ҷаҳон,
Тану ҷон чу бипсовад андар ниҳон.

Чу ту меҳтаре бар ту рашк оварад,
Чу кеҳтар туӣ, ӯ сирашк оварад.

Се дигар суханчину дурӯя мард,
Бикӯшад,[8] барангезад аз об гард.

Чу гӯяндамардум на бар ҷойгоҳ
Сухан гуфт, аз ӯ дур шуд фарру ҷоҳ.[9]

Ҳар он, к-ӯ сухан сарбасар нашнавад,
Надонад ба гуфтору ҳам награвад.

Ба чизе надорад хирадманд чашм,
К-аз ӯ бозмонад, напечад ба хашм».

Бипурсид[10] пас мӯбади мӯбадон,
Ки «Эй бартар аз донишӣ бихрадон,

Касе нест беорзу дар ҷаҳон,
Агар ошкоро бувад, гар[11] ниҳон.

---

1. Л – Ҳамон
2. И – б. 1461 нест.
3. ИЛ – пас
4. Л-тезгӯяндаи
5. ИЛ –Даҳ
6. Л – доранданда
7. И–дорему ҳастем з-он
8. ИЛ – Бад-он то
9. Л –хуру моҳ.
10. И – Бад-ӯ гуфт
11. И – в-агар дар

Ҳамон орзуро бад-ин аст роҳ,
Ки пайдо бувад мардро дастгоҳ,

Кадомин раҳ ояд туро судманд,
Кадом аст бо дарду ранҷу газанд?»

Чунин дод посух, ки «Роҳ аз ду сӯст
Гузаштан туро, то кадом орзуст.

Яке роҳи бебокиву пурбадӣ,
Дигар раҳ накӯкориву бихрадӣ,

Зи гетӣ яке бозгаштан ба хок,
Ки роҳе дароз аст бо биму[1] бок.

Хирад бошадат з-ин сухан раҳнамун,
Бад-ин пурсиш андар чароиву чун?

Хирадмандро хилъати эзадист,
Сазовори хилъат нигаҳ кун, ки кист?

Тануманд, к-ӯро хирад ёр нест,
Ба гетӣ кас ӯро харидор нест.

Набошад хирад, ҷон набошад равост,
Хирад ҷони ҷон асту Эзад гувост.

Чу бунёди дониш биёмӯхт мард,
Сазовор гардад ба нангу набард.

Зи дониш нахустин ба Яздон гарой,
Куҷо ҳасту[2] бошад ҳамеша ба ҷой.

Бад-ӯ бигравӣ, коми дил ёфтӣ,
Расидӣ ба ҷое, ки биштофтӣ.

Дигар дониш он аст, к-аз х(в)арданӣ
Фароз оварӣ рӯи оварданӣ.

Ба хӯрду ба пӯшиш ба покӣ гарой,
Бад-ин дор фармони Яздон бапой.

1. И – тарсу
2. И – Ки будасту

Гар ояд-т рӯзе ба чизе ниёз,
Ба дасту ба ганҷи бахилон маёз.

Ҳам аз пешаҳо он гузин, к-андар ӯй
Зи номаш нагардад ниҳон обрӯй.

Ҳамон дӯстӣ бо касе кун баланд,
Ки бошад ба сахтӣ туро ёрманд.

Ту бар анҷуман хомушӣ баргузин,
Чу хоҳӣ, ки яксар кунанд офарин.

Чу гӯӣ ҳам, он гӯ, ки омухтӣ,
Ба омӯхтан-дар ҷигар сӯхтӣ.[1]

Сухан санҷу динори ганҷе масанҷ,
Ки бар донишӣ мард хор аст ганҷ.

Забон дар сухан гуфтан ожир кун,
Хирадро камону забон тир кун.

Чу разм оядат пеш, ҳушёр бош,
Танатро зи душман нигаҳдор бош.

Чу бадхоҳ пеши ту саф баркашид,
Туро рою ором бояд гузид.

Баробар чу бинӣ яке[2] ҳамнабард,
Набояд, ки гардад туро рӯй зард.

Ту пирӯзӣ, ар пешдастӣ кунӣ,
Сарат паст гардад, чу[3] пастӣ кунӣ.

Бад-он гаҳ ки асп афканӣ, гӯш дор,
Силеҳи ҳамовардро ҳуш дор.

Чу[4] ӯ тез гардад, ту з-ӯ бармагард,
Ҳушивор ёрон гузин дар набард.

1. И – б. 1490, 1491 нест.
2. И – касе; Л – Чу бинӣ ба овард кас
3. Л –ки
4. И – Ки

Чу бо душмани худ[1] натобӣ, макӯш,
Ба баргаштан аз разм боз ор ҳуш.

Чунин ҳам нигаҳ дор тан дар х(в)ариш,
Набояд, ки бигзоядат парвариш.

Махӯр чиз бешӣ, ки бигзоядат,
Ки гар кам хӯрӣ, зӯр бифзоядат.[2]

Макун дар хӯриш хештан чорсӯ,
Чунон хӯр, ки нузат бувад орзу.

Зи май низ ту шодмонӣ гузин,
Ки маст аз касе нашнавад офарин,

Чу яздонпарастӣ, писандидаӣ,
Ҷаҳон чун тан асту ту чун дидаӣ.

Басе аз ҷаҳонофарин ёд кун,
Парастиш бар ин ёд бунёд кун.

Ба жарфӣ нигаҳ дор ҳангомро
Ба рӯзу ба шаб гоҳи оромро.

Миёна гузин дар ҳама коркард,
Ба пайвастагӣ ҳам ба нангу набард.[3]

Ту бодиву обӣ сиришта ба хок,
Фаромуш макун роҳи Яздони пок.[4]

Парастиш зи хурд эч камтар макун,
Ту нав бош, агар ҳаст фармон куҳун.

Ба некӣ гароюю ғанимат шинос,
Ҳам аз офаринанда дор ин[5] сипос.

Магард эч гуна ба гирди бадӣ,
Ба некӣ биёрой, агар бихрадӣ.

---

1. ИЛ –донӣ, ки бо ӯ
2. И – б. 1502 нест.
3. Л –б. 1508 нест.
4. II – б. 1508, 1509 нест.
5. Л – Ҳама з-офаринанда дон он

Ситудатар он кас бувад дар ҷаҳон,
Ки некаш бувад ошкору ниҳон.

Ҳаворо мабар пеши рою хирад,
К-аз[1] он пас хирад сӯи ту нангарад.[2]

Дабирӣ биёмӯз фарзандро,
Чу ҳастӣ бувад хешу пайвандро.

Чу хоҳӣ, ки ранҷи тан ояд ба бор,
Мабартоб танро[3] зи омӯзгор.

Дабирӣ расонад ҷавонро ба тахт,
Шавад носазо з-ӯ сазовори бахт.

Дабирист аз пешаҳо арҷманд,
В-аз ӯ марди афканда гардад баланд.

Чу бо олату рой бошад дабир,
Нишинад бари подшо ногузир.

Тани хешро гар бидорад ба ранҷ,
Биёбад беандоза аз шоҳ ганҷ.

Балоғат чу бо хат фароз оядаш,
Ба андеша маънӣ бияфзоядаш.

Зи лутф[4] он гузинад, ки кӯтоҳтар,
Ба хат он намояд, ки дилхоҳтар.

Хирадманд бояд, ки бошад дабир,
Ҳамон бурдбору суханёдгир.

Ҳушивору созандаи подшо,
Забон хомуш аз бад, ба тан порсо,

Шикебову бодонишу ростгӯй,
Вафодору покизаву тозарӯй.

---

1. Л – Аз
2. И – б. 1514 нест.
3. Л – сарро
4. И – лафз

Чу бо ин ҳунарҳо шавад назди шоҳ,
Набошад нишасташ магар пешгоҳ».

Суханҳо чу бишнид аз ӯ шаҳрёр,
Дилаш тоза шуд чун гул андар баҳор.[1]

Чунин гуфт[2] Кисро ба мӯбад, ки «Рав,
Варо пойгоҳе[3] биёрой нав.

Дирам хоҳу хилъат сазовори ӯй,
Ки дил шод гардад зи гуфтори ӯй.

## БАЗМИ ҲАФТУМИ НӮШИНРАВОН БО БУЗАРҶМЕҲР ВА МӮБАДОН

Дигар ҳафт рӯзе биёвехт тоҷ,
Биёмад, нишаст аз бари тахти оҷ.

Або мӯбадонмӯбаду бо[4] радон,
Ҷаҳонҷӯю бедордил бихрадон.

Ҳамон Содаву[5] Яздгирди дабир,
Ба пеш-андарун Баҳмани тезвир.

Ба Бузарҷмеҳр он замон гуфт шоҳ,
Ки «Дилро[6] биёрою бинмой роҳ.

Зи ман ростӣ ҳар чи донӣ, бигӯй,
Ба кажжӣ маҷӯй аз меҳон[7] обрӯй.

Парастиш чи гунаст фармони ман,
Нигаҳ доштан роҳу[8] паймони ман.

1. И –б. 1527 нест.
2. И – Бифармуд
3. Л –ҷойгоҳе
4. Л – мӯбади мӯбадону; И – номвар мӯбадону
5. Л – шоҳ бо
6. И – Дилҳо
7. Л – ҷаҳон
8. ИЛ – рою

Суханҳо сабук гӯю баста магӯй,
Макун хомгуфтор бо рангу бӯй».[*1]

Чунин гуфт бо шоҳ бедормард,
Ки «Эй бартар аз гунбади ложвард,

Парастидани шаҳрёри замин,–
Надорад[2] хирадманд ҷуз[3] роҳи дин.

Ба фармони шоҳон набояд диранг,
Набояд, ки гардад дили шоҳ танг.

Ҳар он кас, ки бар подшо душман аст,
Равонаш парастори Оҳарман аст.

Диле, ки[4] надорад тани шоҳ дӯст,
Набояд, ки бошад варо мағзу пӯст.

Чунон дон, ки ороми гетист шоҳ,
Чу некӣ кунем, ӯ диҳад пойгоҳ.

Ба неку ба бадмон[5] бувад дастрас,
Наёзад ба кину ба озарми[6] кас.

Ту мапсанд фарзандро ҷои ӯ,
Чу ҷон дор чеҳри дилорои ӯ.

Ба шаҳре, ки ҳаст андар ӯ меҳри шоҳ,
Наёбад ниёз андар он буми роҳ.

Бадӣ бар ту аз фарри ӯ нагзарад,
Ки бахташ ҳама некувӣ парварад.

Ҷаҳонро дил аз шоҳ хандон бувад,
Ки бар чеҳри ӯ фарри Яздон бувад.

---

1. М – пас аз б. 1536 ин б. омада:
   Зи гетӣ чу огаҳ кунанд ин сарон,
   Суханҳо бигӯянд бо дигарон.
2. И – Бичӯяд; Л – Начӯяд
3. И – чун
4. И –к-ӯ
5. И –бад ӯро
6. И –озори

Чу аз неъматаш баҳра ёбӣ, бикӯш,
Ки дорӣ ҳамеша ба фармон-ш гӯш,

Ба андеша гар сар бупечӣ ту з-ӯй,
Бупечад[1] ҳамон гаҳ зи ту бахт рӯй.

Чу наздик дорад,[2] машав пурманиш,
В-агар дур гардӣ, машав бадкуниш.[3]

Парастанда, гар ёбад аз шоҳ ранҷ,
Нигаҳ кун, ки бо ранҷ ноз асту ганҷ.

Набояд, ки сер ояд аз коркард,
Ҳамон низ кундӣ кунад дар набард.[4]

Зи Яздон бувад он, ки дорад сипос,
Кунад офарин марди яздоншинос.

Ва дигар, ки андар дилаш рози шоҳ
Бидорад, нагӯяд ба хуршеду моҳ.[5]

Ба фармони шоҳ он, ки сустӣ кунад,
Ҳаме аз тани хеш мустӣ кунад.

Накӯҳида бошад гули он дарахт,
Ки напроканад бор бар тоҷу тахт.

Зи касҳои ӯ пеши ӯ бад магӯй,
Ки камтар кунӣ назди шоҳ обрӯй.

Ҳар он кас, ки бисёр гӯяд дурӯғ,
Ба наздики[6] шоҳон нагирад фурӯғ.

Сухан, к-он на андархурад бо хирад,
Бикӯшад, ки бар подшо нашмарад.

1. Л – Битобад
2. Л – гардӣ,
3. Л – макун сарзаниш.
4. Л – б. 1552 нест.
5. И –б. 1553, 1554 нест.
6. И – Бари тахти

В-агар[1] пурсадат, ҳар[2] чӣ донӣ, бигӯй,
Ба бисёр гуфтан мабар[3] обрӯй.[4]

Фузун аст аз он дониш андар ҷаҳон,
Ки бишнуд гӯш ошкору ниҳон.

Касеро, ки шоҳи ҷаҳон хор кард,
Бимонад ҳамеша равонаш бадард.

Ҳамон дар ҷаҳон арҷманд он бувад,
Ки бо ӯ лаби[5] шоҳ хандон бувад.

Чу бинвозадат шоҳ, каҷжӣ макун,
В-агарчи парастанда бошӣ куҳун.

Ки гарчанд гардад парастиш дароз,
Чунон дон, ки ҳаст ӯ зи ту бениёз.

В-агар[6] парварад дигареро ҳам он,
Парастор бошад чу ту бегумон.

В-агар бо ту гардад ба чизе дижам,
Ба пӯзиш гарою мазан ҳеҷ дам.

В-агар нест огоҳият[7] аз[8] гуноҳ,
Бараҳна дилатро бубар пеши[9] шоҳ.

В-агар ҳеҷ тоб андар орӣ ба дил,
Бад-ӯ рӯй манмою пай баргусил.

Ба фар ӯ бубинад ниҳони[10] туро,
Дили каҷжу тира равони[11] туро.

Аз он пас наёбӣ аз ӯ некувӣ,
Ҳамон гарм гуфтори ӯ нашнавӣ.

1. И – Агар
2. И –он
3. И – маҷӯй
4. Л-6. 1558–1560 нест.
5. И – дили
6. Л – Ки гар
7. И–Агар нестат огаҳӣ
8. Л–ҳаст огоҳият з-он
9. ИЛ – назди
10. И–гумони
11. И – тираву тарҷумони

Дари подшо ҳамчу дарё шумар,
Парастанда маллоҳу киштӣ ҳунар,

Сухан лангару бодбонаш хирад,
Ба дарё хирадманд чун бугзарад,

Ҳамон бодбонро кунад моядор,
Ки ҳам моядор асту ҳам соядор.

Касе, к-ӯ надорад ҳунар бо хирад,
Сазад, гар дари подшо наспарад,[1]

Агар подшо кӯҳи оташ будӣ,
Парастандаро зистан х(в)аш будӣ,

Ки оташ гаҳи хашм сӯзон бувад,
Чу хушнуд бошад, фурӯзон бувад.

Аз ӯ як замон ширу шаҳд аст баҳр,
Ба дигар замон чун газоянда заҳр.

Ба кирдори дарё бувад кори шоҳ,
Ба фармони ӯ тобад аз чарх моҳ.

Зи дарё яке рег дорад[2] ба каф,
Дигар дурр дорад миёни садаф.

Ҷаҳон зинда бодо ба Нӯшинравон,
Хирадпиру бедору давлатҷавон,[3]

Ки бар шаҳрёрони гетӣ сар аст,
Ба ҳар хубӣ ороиши кишвар аст».[4]

Нигаҳ кард Кисро ба гуфтори ӯй,
Дилаш гашт зинда[5] ба дидори ӯй.

Чу гуфтӣ, ки зеҳ, бадра будӣ чаҳор,
Бад-ин гуна буд бахшиши шаҳрёр.

1. И – 1575 нест.
2. И–дурри зебо
3. Л – Ҳамеша ба кайвон-ш фармонравон.
4. ИЛ–б.1572 нест.
5. ИЛ – хуррам

Чу бо зеҳ бигуфтӣ, зеҳозеҳ ба ҳам,
Чиҳил бадра будӣ зи ганҷу дирам.

Чу ганҷур бо шоҳ кардӣ шумор,
Ба ҳар бадра будӣ дирам даҳ[1] ҳазор.

Шаҳаншоҳ бо зеҳ зеҳозеҳ бигуфт,
Ки гуфтори ӯ бо дирам[2] буд ҷуфт.

Биёвард ганҷури хуршедчеҳр
Дирамбадраҳо пеши Бузарҷмеҳр.

## ДОСТОНИ МАҲБУД, ДАСТУРИ НӮШИНРАВОН

Бар ин достон-бар сухан сохтам,
Ба Маҳбуди дастур пардохтам.

Маёсой аз омӯхтан як замон,
Зи дониш маяфкан дил андар гумон.

Чу гӯӣ, ки воми хирад тӯхтам,
Ҳама ҳар чӣ боистам, омӯхтам.

Яке нағз бозӣ кунад рӯзгор,
Ки биншонадат пеши омӯзгор.

Зи деҳқон кунун бишнав ин достон,
Ки бархонад[3] аз гуфтаи бостон.

Чунин гуфт мӯбад, ки бар тахти оҷ
Чу Кисро касе низ наннҳод тоҷ,

Ба разму ба базму ба парҳезу дод
Чун[4] ӯ кас надорад зи шоҳон[5] ба ёд,

Зи донандагон дониш омӯхтӣ,
Дилашро зи дониш барафрӯхтӣ.

---

1. ИЛ – Варо бадра будӣ дирам сад
2. Л – хирад; И – ҳунар
3. И – баргӯяд
4. Л – Чу
5. И – шаҳаншаҳ надорад

Хӯру хоб бо мӯбадон хостӣ,
Ҳама дил ба дониш биёростӣ.

Бар ӯ чун раво шуд ба дониш сухун,
Ту з-омӯхтан ҳеҷ сустӣ макун.

Надонӣ, чӣ гӯӣ, ки доно шудам,
Ба ҳар орзу-бар тавоно шудам.

Чу ин достон бишнавӣ, ёд гир
Зи гуфтори гӯянда деҳқони пир.

Бипурсидам аз рӯзгори куҳан,
Зи Нӯшинравон ёд кард ин сухан,

Ки ӯро яке пок дастур буд,
Ки бедордил буду ганҷур буд.

Дили пурхирад дошту ройи дуруст,
Зи гетӣ ҷуз аз некномӣ[1] наҷуст.[2]

Ки Маҳбуд буд номи он покмағз,
Равону дилаш пур зи гуфтори нағз.

Ду фарзанд будаш чу хуррамбаҳор,
Ҳамеша парастандаи шаҳрёр.

Шаҳаншоҳ чун замзам[3] оростӣ,
В-агар барсами[4] мӯбадӣ[5] хостӣ,

Нахӯрдӣ ҷуз аз дасти Маҳбуд чиз,
Ҳам эмин будӣ з-он ду фарзанд низ.

Хӯришхона дар хони ӯ доштӣ,
Тани хеш меҳмони ӯ доштӣ.

1. И – номн некӣ
2. ТП – Накӯхӯй буду накӯрой буд,
Бари хусраваш роҳу ҳам ҷой буд.
3. И – базм; И – базме
4. Л– пурсиши
5. И – Ба расми дигар мӯбадон

Ду фарзанди ӯ[1] номвар порсо,
Хӯриш оваридӣ бари[2] подшо.

Зи Маҳбуд бар дар бузургон ба[3] рашк.
Ҳаме рехтандӣ бар ӯ-бар[4] сирашк.

Яке номвар буд, Зарвон ба ном,
Ки ӯро будӣ бар дари шоҳ ком.

Кухан буду ҳам ҳоҷиби шоҳ буд,
Фурӯзандаи базму даргоҳ буд.

Зи Маҳбуду аз ҳар ду фарзанди ӯй
Ҳамасола будӣ пур аз обрӯй.

Ҳаме сохтӣ то сари подшо
Кунад тез дар кори он порсо.

Ба бад гуфт, аз эшон надид эч роҳ,
Ки кардӣ пурозор аз ӯ ҷони шоҳ,

Хирадманд аз он худ, ки[5] огоҳ буд,
Ки ӯро ба даргоҳ бадхоҳ буд,

Зи гуфтору кирдори он шӯхмард
Нашуд ҳеч Маҳбудро рӯй зард.

Чунон буд, ки як рӯз марди ҷуҳуд
Зи Зарвон дирам хост аз баҳри суд

Шуд, омад, бияфзуд наздики ӯй,
Баромехт бо ҷони торики ӯй.[6]

Чу бо ҳоҷиби шоҳ густох шуд,
Парастандаи хусравӣ кох шуд.

Зи афсун сухан гуфт рӯзе ниҳон
Зи даргоҳу аз шаҳрёри ҷаҳон,

1. Л – он
2. Л – зӣ
3. ИЛ – зи
4. Л – зи хунӣ
5. Л – бад на
6. И – б. 1619 нест.

Зи найрангу аз тунбалу ҷодуӣ,
Зи кирдори[1] кажживу аз бадхӯӣ.

Чу Зарвон ба гуфтори марди ҷуҳуд,
Нигаҳ карду рози фусунаш[2] шунуд,

Бад-ӯ роз букшоду гуфт: «Ин сухун
Ба ҷуз пеши ман[3] ошкоро макун.

Яке ҷодувӣ боядат сохтан,
Замона зи Маҳбуд пардохтан,

Ки ӯро бузургӣ ба ҷое расид,
Ки пои замона бихоҳад кашид.

Зи[4] гетӣ надорад касеро ба кас,
Ту гӯй, ки Нӯшинравон асту бас.

Ҷуз аз дасти фарзанди Маҳбуд чиз
Хӯришҳо нахоҳад ҷаҳондор низ.

Шудаст аз навозиш чунон пурманаш,
Ки ҳазмон бибӯсад фалак доманаш».

Чунин дод посух ба Зарвон ҷуҳуд,
К- «Аз ин доварӣ ғам набояд фузуд.

Чу барсам бигирад чаҳондор шоҳ,
Хӯришҳо бубин, то чӣ орад ба роҳ.

Нигар, то бувад ҳеҷ шир андар ӯй,
Пазира шаваш,[5] хӯрданиҳо бибӯй.

Ҳамон бас, ки ман шир бинам зи дур,
На Маҳбуд бинӣ ту зинда, на пур.

В-агар з-ӯ хӯрад бегумон рӯю санг,
Бирезад[6] ҳам андар замон бедиранг».

1. И – гуфтори
2. Л – овози афсун
3. ИЛ – ҷон
4. Л– Ба
5. Л – шаву
6. Л –Бимирад

Нигаҳ кард Зарвон ба гуфтори ӯй,
Дилаш тозатар шуд зи[1] дидори ӯй.

Нарафтӣ ба даргоҳ бе он[2] ҷуҳуд,
Хӯру шодиву роз[3] бе ӯ набуд.

Чунин то баромад бар ин чанд гоҳ,
Бадомӯз пӯён ба даргоҳи шоҳ.

Ду фарзанди Маҳбуд ҳар бомдод,
Хиромон шуданди бари шоҳи род.

Паси пардаи номвар кадхудой
Зане буд покизаву покрой,

Ки чун шоҳ Кисро хӯриш хостӣ,
Яке хони заррин биёростӣ.

Се коса ниҳодӣ бар ӯ аз гуҳар[4]
Ба дастори зарбафт пӯшида сар.

Зи дасти ду фарзанди он арҷманд
Расидӣ ба наздики шоҳи[5] баланд.

Хӯришҳо зи шаҳду зи ширу гулоб,
Бихӯрдиву ростӣ ҷои хоб,

Чунон буд, ки як рӯз ҳар ду ҷавон
Бибурданд хон назди Нӯшинравон.

Ба сар барниҳода яке пешкор,
Ки будӣ хӯриш назди ӯ устувор.

Чу хон андаромад ба болони шоҳ,
Бад-ӯ кард Зарвони ҳоҷиб нигоҳ.

Чунин гуфт хандон ба марди ҷавон,
Ки «Эй эмини шоҳ Нӯшинравон,

1. Л –ба
2. И –Ҳаме рафт бо ӯ ба даргаҳ
3. И – хобу child ором
4. И – ҳам зи зар,
5. И – бари шаҳрёри

Яке рӯй бинмой, то з-ин х(в)ариш,
Ки бошад ҳаме шоҳро парвариш,

Чӣ ранг аст, к-ояд ҳаме бӯи х(в)аш,
Яке чодири парниён з-ӯ бикаш».

Хӯришро ҷавон зуд бикшод рӯй,
Нигаҳ кард Зарвон зи дур андар ӯй.

Ҳам эдун ҷуҳуд андар ӯ бингарид,
Пас омад, чу ранги хӯришҳо бидид,

Чунин гуфт аз он пас ба солори бор,
Ки «Омад дарахте, ки киштӣ, ба бор».

Бибурданд хон назди Нӯшинравон
Хирадманду бедор ҳар ду ҷавон.

Паси хон[1] ҳаме рафт Зарвон чу гард,
Чунин гуфт бо[2] шоҳи озодмард,

Ки «Эй шоҳи некахтари додгар,
Ту бечошнӣ дасти хӯрдан мабар,

Ки рӯи фалак бахти хандони туст,
Ҷаҳон равшан аз тахту майдони туст.

Хӯриш гар баромехт бо шир заҳр,
Бадандешро бод аз ин заҳр[3] баҳр».

Чу бишнид аз ӯ шоҳ Нӯшинравон,
Нигаҳ кард равшан ба ҳар ду ҷавон,

Ки холигараш моми эшон будӣ,
Хирадманду бо меҳру хешон будӣ.

Ҷавонон зи покиву аз ростӣ
Наваштанд бар пушти даст остӣ.

Ҳам он чун бихӯрданд аз он шаҳду шир,
Ту гуфтӣ, бихастанд ҳар ду ба тир.

1. Л – Пас андар
2. Л – То бари
3. Л – З-ин шир

Бихуфтанд бар ҷой[1] ҳар ду ҷавон,
Бидоданд ҷон пеши Нӯшинравон.

Чу шоҳи ҷаҳон[2] андар он бингарид,
Барошуфту шуд чун гули шанбалид.

Бифармуд, к-аз хони Маҳбуд хок
Барорандӯ[3] аз кас надоранд[4] бок.

Бар он хок бояд буридан сараш,
На Маҳбуд бодо, на холигараш.

Ба айвони Маҳбуд-дар кас намонд,[5]
Зи хешони ӯ дар ҷаҳон бас намонд.[6]

Ба тороҷ дод он ҳама хоста,
Зану кӯдаку ганҷи ороста,

Расид андар он кор Зарвон ба ком,
Гаҳе буд дид андар ин,[7] гоҳ ном.

Ба наздики ӯ шуд ҷуҳуд арҷманд,
Барафрохташ сар ба абри баланд.

Бигашт андар ин низ чанде сипеҳр,[8]
Дурустӣ ниҳон карда[9] аз шоҳ чеҳр.

## ОШКОР ШУДАНИ АФСУНИ ЗАРВОН ВА ЯҲУДӢ ВА КУШТА ШУДАНИ ҲАРДУВОН

Чунон буд,[10] ки шоҳи ҷаҳонкадхудой
Ба нахчири гӯрон ҳаме кард рой.

1. И – хок
2. И – Нӯшинрвон
3. Л – Бороредӯ
4. Л – мадоред
5. Л – мабод,
6. Л – мабод.
7. И – ком чуст андар он.
8. Л – Ки Кисро бипардохт з-он нангу?
9. И – кард
10. И – шуд

Бифармуд, то аспи нахчиргоҳ
Басе бугзаронанд бар пешгоҳ.[1]

Зи аспон, ки Кисро ҳаме бингарид,
Аз он барду - бар[2] доғи Маҳбуд дид.

Аз он тозиаспон рухаш барфурӯхт,
Ба Маҳбуд-бар ҷони меҳраш бисӯхт.

Фурӯ рехт об аз ду дида бадард,
Басе доғдил ёди Маҳбуд кард.[3]

Чунин гуфт, к- «он марди бообуҷоҳ[4]
Бибурдаш чаро[5] деви риман зи роҳ!

Бад-он дӯстдориву он ростӣ
Чаро ҷуст ҷонаш раҳи[6] костӣ?!

Надонад ба ҷуз як[7] Худои[8] ҷаҳон,
Аз он ошкоро дурустӣ ниҳон».

В-аз он ҷойгаҳ сӯи нахчиргоҳ
Биёмад чунон доғдил бо сипоҳ.

Зи ҳар кас ба раҳ-бар сухан хостӣ,
Ба гуфторҳо дил биёростӣ.

Сароянда бисёр ҳамроҳ кард,
Ба афсонаҳо роҳ кӯтоҳ кард.

Дабирону Зарвону дастури шоҳ,
Бирафтанд як рӯз гӯён[9] ба роҳ.

Сухан рафт чанде зи афсуну[10] банд,
Зи ҷодуву Оҳармани[11] пургазанд.

1. Л – чашми шоҳ; И – б. 1666 нест.
2. Л – Бар он бар яке
3. Л – б. 1674, 1675 нест.
4. Л – ҷою ҷоҳ
5. Л – чунон
6. Л – Кушод аз равонаш дари
7. Л – ниҳон ҷуз
8. И – ҷуз аз Кирдгори
9. И – пӯён
10. И – Ҳазоро сухан рафт з-афсуну
11. Л – Аҳримани; И–ҷодуй в-Оҳармани

Ба мӯбад чунин гуфт пас шаҳрёр,
Ки «Дилро ба найранг ранҷа мадор.

Сухан ҷуз зи Яздону аз дин магӯй,
Зи найрангу ҷоду шигифтӣ маҷӯй!»

Бад-ӯ гуфт Зарвон, ки «Нӯша бадӣ,[1]
Хирадро ба гуфтор тӯша бадӣ![2]

Зи ҷоду сухан ҳар чӣ гӯянд, ҳаст,
Надонад ба ҷуз марди ҷодупараст,

Агар хӯрданӣ дорад аз шир баҳр,
Ба дидор гардонад аз дур заҳр».

Чу бишнид Нӯшинравон ин сухан,
Бар ӯ тоза шуд рӯзгори куҳан.

Зи Маҳбуду ҳар ду писар ёд кард,
Баровард шоҳ аз ҷигар боди сард.[3]

Ба Зарвон нигаҳ карду хомуш бимонд,
Сабук бораи гомзанро биронд.

Равонаш зи андеша пурдуд буд,
Ки Зарвон бадандеши Маҳбуд буд.

Ҳаме гуфт,[4] к- «Ин марди носозгор,
Надонам, чӣ кард андар он рӯзгор?

Ки Маҳбуд бар дасти мо кушта шуд,
Чунон дударо рӯз баргашта шуд.

Магар Кирдгор ошкоро кунад,
Дилу мағзи мо пурмадоро кунад,

Ки олуда бинам ҳаме з-ӯ сухан,
Пур аз дардам аз рӯзгори куҳан».

1. Л – Анӯша бизӣ,
2. Л – бизӣ!
3. И – Лабонро зи андӯҳ пурбод кард.
4. И – Ба дил гуфт,

Ҳаме рафт бо дил[1] пур аз дарду ғам,
Пурожанг рух, дидагон пур зи нам,

Ба манзил расид он замон шаҳрёр,
Саропарда зад бар сари[2] ҷӯйбор.

Чу Зарвон биёмад ба пардасарой,
Зи бегона пардахт карданд ҷой.

Зи ҷоду сухан гуфт в-аз шаҳду шир,
Бад-ӯ гуфт: «Ҳаст ин сухан[3] дилпазир».

Зи Маҳбуд аз он пас бипурсид шоҳ,
Зи фарзанди ӯ то чаро шуд табоҳ.

Ба посух сухан[4] ларз-ларзон шунид,
Зи Зарвон гунаҳгорӣ омад падид.

Бад-ӯ гуфт Кисро: «Сухан рост гӯй,
Макун чораву ҳеҷ каҷжӣ маҷӯй,

Ки каҷжӣ наёрад магар кори бад,
Дили нек бад гардад аз ёри бад».[5]

Саросар сухан рост Зарвон бигуфт,
Нуҳуфта падид оварид аз нуҳуфт.

Гунаҳ яксар афканд сӯи ҷуҳуд,
Тани хешро кард пурдарду дуд.

Чу бишнид аз ӯ шаҳрёри баланд,
Ҳам андар замон пой кардаш ба банд.

Фиристод назди мушаъбад ҷуҳуд
Дуаспа саворе ба кирдори дуд.

Чу омад бад-он боргоҳи баланд,
Бипурсид аз ӯ гарм шоҳи баланд,

1. И –як дил
2. ИЛ – лаби
3. И – Куҷо ин сухан кай бувад
4. И –Чу посух аз ӯ
5. И – б. 1704 нест.

Ки «Ин кор чун буд, бо ман бигӯй,
Зи дасти[1] дурӯғ эч манмой рӯй».

Ҷуҳуд аз ҷаҳондор[2] зинҳор хост,
Ки пайдо кунад рози найранг рост.

Бигуфт, он чӣ Зарвон бад-ӯ гуфта буд,
Сухан ҳар чӣ андар ниҳон рафта буд.

Ҷаҳондор[3] бишнид, хира бимонд,
Раду мӯбаду марзбонро[4] бихонд.

Дигарбора кард он сухан хостор
Ба пеши радон додгар[5] шаҳрёр.[6]

Бифармуд пас, то ду дори баланд
Фурӯҳишта аз дор[7] печон каманд,

Бизад марди дажхим пеши дараш,
Назора бар ӯ- бар ҳама лашкараш.

Ба як дор Зарвону дигар ҷуҳуд,
Кушанда баровехту[8] тундӣ намуд.

Ба борони сангу ба борони тир,
Бидоданд сарҳо ба найранги шир.

Ҷаҳонро набояд сипардан ба бад,
Ки бар бадкуниш бегумон бад расад.

Зи хешони Маҳбуд чанде биҷуст,
К-аз эшон биёбад[9] касе тандуруст.

Яке духтаре ёфт пӯшидарӯй,
Се марди гаронмояву номҷӯй.[10]

1. И – Ба сӯи
2. И-ҷаҳонҷӯй
3. И – Сипаҳбад чу
4. И – паҳлавонро
5. И – номвар
6. ТГТЗИ – Ҷуҳуди бадандеш яксар бигуфт,
Намонд аз бузургон сухан дар нуҳуфт.
7. И – Заданду фурӯҳишта.
8. И – шуд он ҷову
9. И – Магар- бозёбад
10. Л – гаронмоя дайҳимҷӯй; И – гурди гаронмоя дайҳимҷӯй.

Ҳама ганҷи Зарвон бар эшон намуд,
Ҳама, ҳар чӣ буд они[1] марди ҷуҳуд.

Равонаш зи Маҳбуд бирён будӣ,
Шаби тира то рӯз гирён будӣ.[2]

Зи Яздон ҳаме хостӣ зинҳор,
Ҳаме рехтӣ хуни дил бар канор.

Ба дарвеш бахшид бисёр чиз,
Забонро[3] пур аз офарин дошт низ,

Ки Яздон бубахшад гуноҳаш магар,
Ситамгар нахонад варо додгар.[4]

Касе, к-ӯ бувад пок[5] яздонпараст,
Наёзад[6] ба кирдори бад эч[7] даст.

Агарчанд бад кардан осон бувад,
Ба фарҷом аз ӯ ҷон[8] ҳаросон бувад.

Агар баддилӣ санги хоро шавад,
Намонад ниҳон, ошкоро шавад.

Агарчанд нарм аст овози ту,
Кушода кунад рӯз ҳам[9] рози ту.

Надорад нигаҳ рози мардум ҷаҳон,
Ҳамон беҳ, ки некӣ кунӣ дар ниҳон.

Чу беранҷ бошиву покизарой,
Аз ӯ баҳра ёбӣ ба ҳар ду[10] сарой.

1. Л –з-они
2. И – б. 1723 нест.
3. И – Забоне
4. Л – нахонад-ш бедодгар.
5. Л – поку
6. Л – Наёрад
7. Л – ҳеч; И – Сазад, гар наёзад ба бад ҳеч
8. Л – дил
9. И – рӯзҳо
10. Л – ба дигар

## СОХТАНИ НӮШИНРАВОН ШОРСОНИ СУРСОНРО

Кунун кори Зарвону марди ҷуҳуд
Сар ояд,[1] хирадро бибояд сутуд.

Агар додгар бошӣ, эй шаҳрёр,[2]
Бимониву[3] номат бувад ёдгор.[4]

Тани хешро шоҳи бедодгар
Наёрад ҷуз аз гӯру нафрин ба бар.[5]

Агар пеша дорад дилат ростӣ,
Чунон дон, ки гетӣ ту оростӣ.

Чу хоҳӣ ситоиш паси марги ту,
Хирад бояд, эй тоҷвар, тарги ту.

Чунон, к-аз паси марги[6] Нӯшинравон
Ба гуфтори ман доди ӯ шуд ҷавон.

Аз он пас, ки гетӣ бар ӯ гашт рост,
Ҷуз аз офарин дар бузургӣ нахост.

Бихуфтанд дар дашт хурду бузург,
Ба обишхӯр омад ҳаме мешу гург.

Миҳон кеҳтариро биёростанд,
Ба дайҳим-бар номи ӯ хостанд.

Биёсуд[7] гардан зи банди зиреҳ,
Зи ҷавшан кушоданд гурдон гиреҳ.

Зи кӯполу ханҷар биёсуд дӯш,
Ҷуз овози ромиш наёмад ба гӯш.

1. Л – омад.
2. И – сарфароз.
3. ИЛ – Намониву
4. И – бимонад дароз.
5. И – б. 1735 нест.
6. Л- шоҳ.
7. Л – Баросуд.

Касеро набуд бо ҷаҳондор тов,
Бипайваст аз ҳар сӯе божу сов.

Ҷаҳондор душворӣ осон гирифт,
Ҳама сози нахчиру майдон гирифт.

Нишаст андар айвони гавҳарнигор,
Ҳаме рой зад бо маю майгусор.

Яке шорсон кард дар роҳи Рум
Фузун аз ду фарсанг болои бум.

Бад-ӯ- андарун коху майдону[1] боғ,
Ба як даст руду ба як даст роғ.

Чунин буд ба Рум- андарун чанд шаҳр,
Ки Кисро бипаймуду бардошт баҳр.

Баровард аз ӯ коххои баланд,
Набуд дар ҷаҳон назди кас нописанд.

Яке кох кард андар ӯ шаҳрёр,
Бад-ӯ андар айвони гавҳарнигор.

Ҳама сар ба сар тоқҳо симу зар,
Бад-ӯ- андарун чанд гуна гуҳар.

Яке гунбад аз обнӯсу зи оҷ,
Ба пайкар зи пиластаву шизу соҷ.

Зи Руму зи Ҳинд он ки устод буд,
В-аз устоди хешаш ҳунар ёд[2] буд.

Аз Эрону[3] аз кишвари Нимрӯз
Ҳама кордонони гетифурӯз

Ҳама кард бар гирди он шорсон,
Ки ҳам шорсон буду ҳам корсон.

Асирон, ки аз Барбар оварда буд,
Зи Буму зи ҷое, ки озурда буд,

1. Л – айвону
2. И – устодияш дар ҳунар дод
3. Л – Зи Тӯрону

Бад-ин шорсон- андарун ҷой кард,
Дилоройро кишваророй кард.

Чу аз шаҳр яксар бипардохтанд,
Ба гирд- андараш русто сохтанд.[1]

Биёрост бар ҳар сӯе киштзор,
Замини барӯманду ҳам мевадор.

Гаравгон, ки аз кӯч оварда буд,
Зи Гелону аз ҳар кӣ озурда буд,

Аз ин ҳар якеро яке хона кард,
Ҳама шорсон ҷони бегона кард.

В-аз ин ҳар якеро яке кор дод,
Чу танҳо буд, аз коргар ёр дод.

Яке пешакору дигар киштварз,
Яке он ки паймуд фарсангу марз.

Чи бозоргону чи яздонпараст,
Яке сарфарозу дигар зердаст.

Биёрост он шорсон чун биҳишт,
Надид андар он[2] чашм як ҷои зишт.[3]

Варо Сурсон хонд Кисро ба ном,
Ки дар сур ёбад ҷаҳонҷӯй ком.

Ҷуз аз доду обод кардан ҷаҳон,
Набудаш ба дил ошкору ниҳон,

Замона чу ӯро зи шоҳӣ бибурд,
Ҳамон тоҷи ӯ дигареро супурд.[4]

Чунон дон, ки яксар фиреб асту бас,
Баландиву пастӣ намонад ба кас.

---

1. И – б. 1758, 1759 нест.
2. Л –дар ӯ
3. И –б. 1761–1766 нест.
4. ТПЗ – Нахоҳад туро мондан ҷовидон,
Бипардоз дилро зи кори бадон.

Кунун ҷанги хоқону Ҳайтол гир,
Чу разм оядат пеш, кӯпол гир.[1]

## ДОСТОНИ РАЗМИ ХОҚОНИ ЧИН БО ҲАЙТОЛИЁН

Чунин гуфт пурмоя деҳқони пир,
Сухан ҳар чӣ з-ӯ бишнавӣ, ёд гир,

Ки аз номдорони бофарру дод
Ба мардони ҷангиву ганҷи нажод,

Чу хоқони Чин кас[2] набуд аз меҳон,[3]
Гузашта зи Кисро ба гирди ҷаҳон.[4]

Ҳама[5] то лаби рӯди Ҷайҳун зи Чин
Бар ӯ хонданд ӣ ба дод офарин.

Сипаҳдор бо лашкару ганҷу тоҷ
Ба Гулзарриюн буд аз он сӯи Чоҷ.

Суханҳои Кисро ба гирди ҷаҳон
Пароканда буд[6] дар миёни меҳон.

Ба мардиву[7] доноиву фарраҳӣ,
Бузургиву оини шоҳаншаҳӣ

Хирадманд хоқон бад-он рӯзгор
Ҳаме дӯстӣ ҷуст[8] бо шаҳрёр.

Ба якчанд биншаст бо ройзан,
Ҳама номдорон шуданд анҷуман.

Ба оғози он ошноӣ нахуст,
Ҳаме аз раду мӯбадон рой ҷуст.

---

1. ТП – Чӣ гӯяд сухангӯи боофарин,
   Зи шоҳу зи Ҳайтолу хоқони Чин.
2. И–чинӣ
3. Л – дар ҷаҳон,
4. Л – Зи Кисро гузашта зи дигар меҳон.
5. ИЛ – Ҳамон
6. ИЛ – шуд
7. И – Зи рою зи
8. И – хост

Яке ҳадя орост пас бешумор
Ҳама ёдгор аз дари[1] шаҳрёр.

Зи аспони чиниву дебои Чин,
Зи тахту зи тоҷу зи теғу нигин,

Тароиф,[2] ки бошад ба Чин- андарун,
Биёрост аз ҳар даре сад ҳаюн.

Зи динори чинӣ зи баҳри нисор,
Ба ганҷур фармуд, то сӣ[3] ҳазор

Биёварду[4] бо ҳадяҳо ёр кард,
Даҳ уштур зи ганҷу[5] дирам бор кард.

Сухангӯй марде биҷуст аз меҳон,
Хирадманду гашта ба гирди ҷаҳон.

Бифармуд, то пеши ӯ шуд дабир,
Зи хоқони Чин номае бар ҳарир

Набиштанд бар сони аржанги Чин
Сӯи шоҳ бо сад ҳазор офарин.[6]

Гузар мардро сӯи Ҳайтол буд,
Ҳама роҳ пуртиру кӯпол буд.

Зи Суғд- андарун то ба Ҷайҳун сипоҳ
Кашида рада пеши ҳайтолшоҳ.[7]

Гаве Ғотифар ном солорашон,
Ба разм- андарун номбардорашон.

Чу огаҳ шуд аз кори хоқони Чин,
В-аз он ҳадяи шоҳи Эронзамин,

Зи лашкар ҷаҳондидагонро бихонд,
Сухан сарбасар пеши эшон биронд.

---

1. И – аз дари номвар.
2. ИЛ – Зароиф
3. Л –сад
4. Л – Биёвард,
5. Л – ганҷи
6. И-б. 1789 нест.
7. И –аз он ҳадяҳо.

Чунин гуфт бо саркашон Ғотифар,
Ки «Моро бад омад зи ахтар ба сар,

Агар шоҳи Эрону хоқони Чин
Бисозанду аз дил кунанд офарин,

Ҳарос аст аз ин дӯстӣ баҳри мо,
Ба ду рӯй вайрон шавад шаҳри мо.

Бибояд яке тохтан сохтан,
Ҷаҳон аз фиристода пардохтан».

Зи лашкар яке номвар баргузид,
Сарафрозу ҷангӣ чунон чун сазид.

Ба тороҷ дод он ҳама хоста,
Ҳаюнону аспони ороста.

Фиристодаро сар бибуррид[1] паст,
Зи гурдони чинӣ саворе биҷаст.

Чу огоҳӣ омад ба хоқони Чин,
Дилаш гашт пурдарду сар пур зи кин.

Сипаҳро ба Қочорбошӣ биронд,
Ба чину Хутан номдоре намонд.

Зи хешони Арҷоспу Афросиёб,
Напардахт як тан ба орому хоб.

Бирафтанд яксар зи Гулзарриюн,
Ҳама дил[2] пур аз хашму сар[3] пур зи хун.

Сипаҳдори хоқони Чин Санҷа буд,
Ҳаме б-осмон барзад аз об дуд.

Зи ҷӯши саворон ба Чоч- андарун
Чу гул шуд ба ранг оби Гулзарриюн.

1. ИЛ –буриданд
2. ИЛ –сар
3. ИЛ – дил

Чу огоҳ шуд Ғотифар з-он сухун,
Ки хоқони чинӣ чӣ афканд бун,[1]

Сипоҳе зи ҳайтолиён баргузид,
Ки гашт офтоб аз ҷаҳон нопадид.

Зи Балху зи Шукнону Омую Зам,
Силеҳу сипаҳ хосту ганҷи дирам.

Зи Хатлону аз Тирмизу Висагирд,
Зи ҳар сӯ сипоҳ андаровард гирд.

Зи кӯҳу биёбону аз регу шах
Биҷӯшид лашкар чу мӯру малах.

Чу бугзашт хоқон зи рӯди Тарак,[2]
Ту гуфтӣ, ҳаме теғ борад фалак.[3]

Сипоҳ анҷуман кард бар мою марғ,
Сияҳ гашт хуршед чун[4] парри чарғ.

Зи бас найзаву теғҳои бунафш,
Дурафшидани гуна-гуна[5] дирафш

Бухоро пур аз гурзу кӯпол буд,
Ки лашкаргаҳи шоҳи Ҳайтол буд,

Бишуд Ғотифар бо сипоҳе чу кӯҳ,
Зи Ҳайтол гирд оварида гурӯҳ.

Ба ҷанг[6] андаромад зи ҳар сӯ сипоҳ,
Зи тангӣ бубастанд бар бод роҳ.

Яке бод бархост з-абри сиёҳ,
Бишуд рӯшноӣ зи хуршеду моҳ.

Дурахшидани теғҳои сарон,
Гароидани гурзҳои гарон,

1. И –б. 1807–1808 нест.
2. Л – бузург,
3. Л – Або лашкару кӯсу пили сутург.
4. И – Замин гашт монандаи
5. И – Дурахшидани парниёнӣ; Л – ковиёнӣ.
6. Л – танг; И – Чу танг

Ту гуфтӣ, ки оҳан забон[1] дораде,
Ҳаво[2] гурзро тарҷумон дораде.

Кашониву суғдӣ шуданд анҷуман,
Пур аз об рух кӯдаку марду зан,

Ки то чун бувад кори он размгоҳ,
Киро тобад он гардиши ҳуру моҳ.

Ба як ҳафта он[3] лашкари размҷӯй
Ба рӯй андароварда буданд рӯй.

Ба ҳар ҷой-бар тӯдаи кушта буд,
Зи хун хоку санг арғувон гашта буд.

Зи бас найзаву гурзу кӯполу теғ,[4]
Ту гуфтӣ, ҳаме санг борад зи меғ.

Ниҳон шуд ба гирд- андарун офтоб,
Пур аз хок[5] шуд чашми парронуқоб.

Ба ҳаштум сӯи Ғотифар гашт гард,
Сияҳ шуд ҷаҳон чун шаби ложвард.

Шикаст андаромад ба ҳайтолиён,
Шикасте, ки бастан-ш то солиён

Надиданду ҳар кас, к-аз эшон бимонд,
Ба дил-дар ҳаме номи Яздон бихонд.

Пароканда бар ҳар сӯе хаста буд,
Ҳама марз пуркуштаву баста буд.

Ҳаме ин бад-ин, он бад-ин гуфт: «Ҷанг
Надидем ҳаргиз чунин бодиранг».

Ҳамоно на мардум буданд он сипоҳ,
Нашоист кардан бад-эшон нигоҳ.

1. И – равон
2. И- Ҳамон
3. Л –бо
4. Л –пӯлодтеғ,
5. И – об

Ба чеҳра ҳама дев буданду дад,
Ба дил дур аз андешаи неку бад.[1]

Зи шамшеру аз найзаву гурзу теғ,
Ту гуфтӣ, надонанд роҳи гуреғ.

Ҳама чеҳраи аждаҳо доштанд,
Ҳама тир[2] бар кӯҳ бугзоштанд.

Ҳама ҷангҳошон ба сони паланг,
Нашуд сер дилшон зи разму зи ҷанг.

Яке зини аспон набардоштанд,
Бихуфтанд бар барфу нагзоштанд.[3]

Хӯриш борагиро[4] ҳама хор буд,
Саворе нахуфтиву[5] бедор буд.

Ҳама шаб ба ҷуз ҷастану тохтан,
Тани хеш дар оташ андохтан

Набуду надонист кас хобу х(в)ард,
Магар дев ҷӯяд аз эшон набард.

Надорем, мо тови хоқони Чин,
Гузар кард бояд ба Эронзамин.

Гар эдун, ки фармон барад Ғотифар,
Бубандад ба фармони Кисро камар,

Супорад бад-ӯ шаҳри Ҳайтолро,
Фаромуш кунад[6] гурзу кӯполро.

В-агарна худ аз тухмаи Хушнавоз
Гузинем ҷанговаре сарфароз,

Ки ӯ шод бошад ба Нӯшинравон,
Бад-ӯ давлати пир гардад ҷавон.

1. И –б. 1833, 1834 нест.
2. Л –теғ; И – найза
3. И – б. 1837, 1838 нест.
4. Л – Хӯри борагишон
5. И – Яке чун бихуфтӣ, ду
6. И – Бияндозадӯ

Бигӯяд бад-ӯ кори[1] хоқони Чин,
Ҷаҳоне бар ӯ-бар кунанд офарин,

Ки бофарру бурз асту бахшу[2] хирад,
Ҳаме ростиро хирад парварад.

Ниҳодаст бар қайсарон[3] божу сов,
Надоранд бо ӯ касе[4] тӯшу тов.

Зи ҳайтолиён кӯдаку марду зан
Бад-ин як сухан- бар шуданд анҷуман.

Чағонӣ гаве[5] буд, фаррухнажод,
Ҷавону ҷаҳонҷӯю бо бахшу дод.

Хирадманду номаш Фағониш буд,
Ки бо ганҷ бо лашкари хеш буд.

Бузургони Ҳайтолу мардони кин[6]
Ба шоҳӣ бар ӯ хонданд офарин.

## ОГОҲ ШУДАНИ НӮШИНРАВОН АЗ КОРИ ҲАЙТОЛИЁН ВА ЛАШКАР КАШИДАН БА ҶАНГИ ЭШОН

Пас огоҳӣ омад ба шоҳи бузург
Зи Хоқон, ки буд[7] номдоре сутург.

Зи Ҳайтолу гурдони он анҷуман,
Ки омад зи хоқон бар эшон шикан.

Зи шоҳи чағонӣ, ки бо бахти нав
Биёмад, нишаст аз бари тахти нав.[8]

1. Л–варо ҳол
2. Л – мағзу
3. И – хусравон
4. И – ҳаме
5. И – шахе
6. Л – лашкару
7. И –шуд
8. ТПЗ – Гирифт он сари тахти шоҳаншаҳӣ,
Далерону мардони бофарраҳӣ.
Ҳама як ба як пеши тахташ ба пой.
Занад ҳар замон бо бузургон-ш рой.

Пурандеша биншаст шоҳи ҷаҳон
Зи гуфтори бедор корогаҳон.

Ба айвон биёрост ҷои нишаст,
Бирафтанд гурдони хусравпараст.

Або мӯбади мӯбадон Ардашер
Чу Шопуру чун Яздгирди дабир.

Ҳама бихрадони[1] намояндароҳ
Нишастанд[2] яксар бари тахти шоҳ.

Чунин гуфт Кисро, ки «эй бихрадон,
Ҷаҳондидаву коркарда радон.

Яке огаҳӣ ёфтам нописанд,
Суханҳои нохуби носудманд.

Зи Ҳайтолу турку зи хоқони Чин,
В-аз он марзбонони Тӯронзамин

Беандоза лашкар шудаст анҷуман,
Зи Чоҷу зи Турку зи Чину Хутан.[3]

Ба як ҳафта бо таргу шамшери кин
Зи аспон набардоштанд эч зин.

Ба фарҷом Ҳайтол баргашта шуд,
Ду баҳра магар хаставу кушта шуд.

Бад-он номдорӣ, ки Ҳайтол буд,
Ҷаҳоне пур аз теғу кӯпол буд.

Шигифт аст, к-омад бар эшон шикаст,
Сипаҳбад мабод эч бо[4] ройи паст.

Агар Ғотифар доштӣ хушу[5] рой,
Набурдӣ сипеҳр он сипаҳро зи ҷой.

1. И –мӯбадони
2. И – Бирафтанд
3. Л –б. 1862–1864 нест.
4. Л – мабодо або
5. Л – ному

Чу шуд марзи ҳайтолиён пур зи шӯр,
Биҷустанд аз тухми Баҳроми Гӯр.

Навоин яке шоҳ биншонданд,
Саросар бар ӯ офарин хонданд.

Нишастаст Хоқон бад-ин рӯи Чоч,
Сарафроз бо лашкару ганҷу тоҷ.

Зи хешони Арҷоспу Афросиёб
Ба ҷуз[1] марзи Эрон набинад ба хоб.

Зи пирӯзии лашкари Ғотифар,
Ҳаме барфарозад зи[2] хуршед сар.

Сазад, гар набошем ҳамдостон,
Ки хоқон бихонад чунин достон.

Кашонизамин[3] подшоҳӣ марост,
Ки доранд аз ӯ чиниён пушт рост.

Ҳама зердастон аз эшон ба ранҷ,
Супурда бад-эшон тану[4] марзу ганҷ.

Чӣ бинед яксар кунун андар ин,[5]
Чӣ созем бо турку хоқони Чин?»[6]

Бузургони донанда бархостанд,
Ҳама посухашро биёростанд.[7]

Гирифтанд яксар бар ӯ офарин,
Ки «Эй шоҳи некахтару пешбин.

Ҳама марз Ҳайтоли оҳарманд,
Дурӯянду ин марзро душманд.

1. Л –Ҷуз аз
2. Л –ба
3. Л – урушонзамин.
4. И – Ба тороҷ дода ҳама
5. Л – бад-ин андарун,
6. Л –хокон кунун?
7. И–б 1879 нест.

Бар эшон сазад, ҳарчи ояд зи бад,
Ҳам[1] аз шоҳ гуфтори некӯ сазад.

Аз эшон агар нестӣ кину дард,
Ҷуз аз хуни он шоҳи озодмард.

Бикуштанд Пирӯзро ногаҳон,
Чунон шаҳрёре чароғи ҷаҳон.

Мабодо, ки бошанд як рӯз шод,
Ки ҳаргиз нахезад зи бедод дод.

Чунин аст бодафраи додгар,
Ҳама бадкунишро бад ояд ба сар.[2]

Зи Хоқон агар шоҳ ронад сухан,
Ки дорад ба дил дарди[3] кини куҳан,

Сазад, гар зи хешони Афросиёб
Бадомӯз дорад ду дида пуроб.

Ва дигар, ки пирӯз шуд, дил гирифт,
Агар з-ӯ битарсӣ, набошад шигифт.

Зи Ҳайтолу аз лашкари Ғотифар,
Макун ёду тимори[4] эшон маҳ(в)ар.

Зи хешони Арҷосбу Афросиёб,
Зи Хоқон, ки бишшаст аз он рӯи об,[5]

Ба равшанравон кори эшон бисоз,
Туӣ бар ҷаҳон шоҳи гарданфароз,

Фурӯғ аз ту гирад равону хирад,
Анӯша касе ки[6] хирад парварад.

Ту донотарӣ аз бузург анҷуман,
Набояд-т фарзонаву ройзан.

1. И – Чу
2. Л –б. 1885, 1886 нест.
3. ИЛ – дарду
4. И –андӯҳи
5. И –б. 1891 нест.
6. ИЛ – к-ӯ.

Туро зебад андар ҷаҳон тоҷу тахт,
Ки бофарру аврангиву рою бахт.[1]

Агар шоҳ сӯи Хуросон шавад,
Аз ин подшоҳӣ ҳаросон шавад.

Ҳар он гаҳ ки бешоҳ бинанд[2] бум,
Замон то замон лашкар ояд зи Рум.

Аз эрониён боз хоҳанд кин,
Намонад бару буми Эронзамин.

На кас пой бар хоки Эрон ниҳод,
На з-ин подшоҳӣ ба бад кард ёд.

Агар шоҳро рой кин асту ҷанг,
Аз ӯ ром гардад ба дарё наҳанг».

Чу бишнид аз эрониён шаҳрёр,
Зи сулҳу зи пархошу аз корзор,

Бидонист шоҳи ҷаҳонкадхудой,
Ки андар дили бихрадон[3] чист рой.

Касеро набуд размро орзуй,[4]
Ба базму ба ноз- андарун карда хӯй.[5]

Чунин дод посух, к- «Аз Эзад сипос,
К-аз ӯ дорам андар ду гетӣ ҳарос,

Ки шерон аз осоишу[6] хобу х(а)ард,
Фаромӯш карданд гарди[7] набард.

Шуморо аз осоишу базмгоҳ,
Гарон шуд бад-ин сон[8] сар аз размгоҳ.

---

1. Л – аврангӣ, эй некбахт.
2. И–ёбанд
3. ИЛ – бихрадон
4. Л–кард разм орзу,
5. Л – хӯ; И – б. 1902, 1903 нест.
6. И – гурдон зи осоиши
7. И – яксар
8. И – Ба яксар тиҳӣ шуд

Таносон шавад, ҳар кӣ разм[1] оварад,
Зи разм он гаҳе боз базм[2] оварад.

Ба неруи Яздон сари шоҳро
Басечем яксар ҳама роҳро.

Ба сӯи Хуросон кашам лашкаре,
Бихонам сипоҳе зи ҳар кишваре,

Чунин[3] номдорону гурдон, ки ҳаст,
Бубандем кӯс аз бари пили маст,

На Ҳайтол хоҳам, на хоқони Чин,
Ки бар буми Эрон кунанд офарин.

Ҷаҳон аз бадон пок бехав кунам,[4]
Ба доду диҳиш кишваре нав кунам».[5]

Ҳама номдорон фурӯ монданд,
Ба пӯзиш бар ӯ офарин хонданд.

Ки «Эй шоҳи пирӯзи бофарру дод,
Замона ба фармони ту шод бод!

Ҳама номдорон туро бандаем,[6]
Ба фармону роят сарафкандаем.[7]

Ҳар он гаҳ ки фармон диҳад корзор,
Набинад зи мо коҳилӣ шаҳрёр».

В-аз он пас чу биншаст бо ройзан,
Далерон саросар шуданд анҷуман.

Ҳаме рой зад шоҳ, то моҳи нав
Баромад, нишаст аз бари гоҳи нав.

Бидиданд бар чеҳраи шоҳ моҳ,
Хурӯше баромад зи даргоҳи шоҳ.

---

1. Л – ранҷ
2. Л – ранҷи танаш бо ганҷ
3. ИЛ– Ҳамин
4. И – кунем,
5. И-кунем
6. И – бандаанд,
7. И –сарафгандаанд.

Чу барзад сар аз кӯҳ рахшон чароғ,
Замин шуд ба кирдори заррин ҷуноғ.

Ту гуфтӣ, ки ҷоме зи ёқути зард
Ниҳоданд бар чодари ложвард.

Хурӯш омаду нолаи говдум,
Бубастанд бар пил рӯинахум.

Дамодам ба лашкаргаҳ омад сипоҳ,
Табиразанон баргирифтанд роҳ.

Ба даргоҳ шуд Яздгирди дабир
Або ройзан мӯбади Ардашер!.

Набиштанд нома ба ҳар кишваре,
Ба ҳар номдореву ҳар меҳтаре,

Ки шуд шоҳ бо лашкару сози разм,
Шумо кеҳтариро масозед базм.

Нафармуд нома ба хоқони Чин,
Фуғонишро ҳам накард офарин.

## ЛАШКАР КАШИДАНИ НӮШИНРАВОН БАРОИ ҶАНГИ ХОҚОНИ ЧИН

Яке лашкаре аз Мадоин биронд,
Ки рӯи замин ҷуз ба дарё намонд.[1]

Замин кӯҳ то кӯҳ яксар сипоҳ,
Дирафши ҷаҳондор бар қалбгоҳ.

Яке лашкаре сӯи Гургон кашид,
Ки гашт офтоб аз ҷаҳон нопадид.[2]

Биёсуд[3] чанде зи баҳри шикор,
Ҳаме гашт дар кӯҳу дар марғзор,

1. ТПМ – Зи гарди сипоҳаш замин тира шуд,
Ҳаме дида аз диданаш хира шуд.
2. И – онро карона набудаш падид.
3. ИЛ – Баросуд

Ба Суғд- андарун буд хоқон, ки шоҳ
Ба Гургон ҳаме рой зад бо сипоҳ.

Зи хешони Арҷоспу Афросиёб
Шуда Суғд яксар чу дарёи об.

Ҳаме гуфт хоқон: «Сипоҳи маро
Замин барнатобад, на гоҳи маро.

Аз эдар сипаҳ сӯи Эрон кашам,
Ба наздики дашти саворон[1] кашам.

Ҳама хоки Эрон ба Чин оварам,
Ҳама тозиёнро ба дин оварам.

Намонам, ки кас тоҷ дорад, на тахт,
На оини шоҳӣ, на кишвар, на бахт».

Ҳаме буд якчанд бо гуфтугӯй
Ҷаҳонҷӯи болашкару обрӯй.

Чунин то биёмад зи шоҳ огаҳӣ,
К-аз Эрон биҷунбид бо фарраҳӣ.

В-аз он бахти пирӯзу он[2] дастгоҳ
Зи дарё ба дарё кашида сипоҳ.

Бупечид Хоқон, чу огоҳ шуд,
Ба разм- андараш рой кӯтоҳ шуд.

Пурандеша биншаст бо ройзан,
Бузургони лашкар шуданд анҷуман.

Сипаҳдор хоқон ба дастур гуфт,
Ки «Ин огаҳӣ хор натвон нуҳуфт.

Шунидам, ки Кисро ба Гургон расид,
Ҳама рӯи кишвар сипаҳ густарид.

Надорад ҳамоно зи мо огаҳӣ,
Дигар торак аз рой дорад тиҳӣ.

1. Л –В-аз он ҷо ба шаҳри далерон
2. И – бахту пирӯзиву

Зи Чин то ба Ҷайҳун сипоҳи ман аст,
Ҷаҳон зери парри[1] кулоҳи ман аст.

Маро пеши ӯ рафт бояд ба ҷанг,
Бипӯшад диранг оташи ному нанг.

Гумонад, к-аз ӯ бугзарӣ, роҳ нест,
В-агар дар замона ҷуз ӯ шоҳ нест.

Биёгоҳад акнун чу ман размҷӯй,
Шавам бо саворони Чин пеши ӯй».

Хирадманд марде ба хоқони Чин
Чунин гуфт, к-«Эй шаҳрёри замин,[2]

Ту бо шоҳи Эрон макун разм ёд,
Мадеҳ подшоҳиву лашкар ба бод.

Зи шоҳон наҷӯяд касе ҷойи ӯй,
Магар тира гардад[3] дилу ройи ӯй.

Ки бо фарри ӯ тахтро шоҳ нест,
Ба дидори ӯ бар фалак моҳ нест.

Ҳаме бож хоҳад зи Ҳинду зи Рум,
Зи ҷое ки ганҷ асту ободбум.

Худованди тоҷ асту зебои тахт,
Ҷаҳондори бедору пирӯзбахт».

Чу бишнид хоқон зи мӯбад сухун,
Яке ройи шоиста афканд бун.

Чунин гуфт бо кордон роҳҷӯй,
Ки инро чӣ бинад хирадманд рӯй?

Ду кор аст пеш омада ногузир,
Ки хомуш нашояд будан хирахир.

Чу аз размӣ ӯ бор ҷуз ранҷ нест,
Беҳ аз барпарокандани ганҷ нест.

1. Л –фарри
2. И – б. 1549, 1550 нест.
3. ИЛ – бошад

Зи динор пӯшиш наёяд на х(в)ард,
На густурданӣ рӯзи нангу набард.

Бад-ӯ эманӣ бояду хӯрданӣ,
Ҳамон пӯшиши нағзу густурданӣ.[1]

Ҳар он кас, ки аз бад ҳаросон шавад,
Дирам хор гирад, таносон бувад.[2]

## НОМАИ ХОҚОНИ ЧИН БА НАЗДИ НӮШИНРАВОН

Зи лашкар сухангӯй даҳ баргузид,
Ки ҳам гӯяду гуфта донад шунид.

Яке нома бинвишт бо офарин,
Сухандони чинӣ ба оини Чин.

Бирафт ин хирадёфта даҳ савор
Даҳон[3] пурсухан[4] то дари шаҳрёр.

Ба Кисро чу бардоштанд огаҳӣ,
Биёрост айвони шоҳаншаҳӣ.

Бифармуд, то парда бардоштанд,
Ба даргоҳашон шод бугзоштанд.

Бирафтанд ҳар даҳ бари шаҳрёр
Або номаву ҳадяву бо нисор.

Ҷаҳондор чун дид, бинвохтшон,
Зи хоқон бипурсиду биншохтшон.

Ниҳоданд сар пеши ӯ бар замин,
Бидоданд пайғоми хоқони[5] Чин.

Ба чинӣ яке нома буд бар ҳарир,
Фиристода бинҳод пеши дабир.

1. И –б. 1960, 1961 нест.
2. ИЛ – шавад.
3. Л – Ниҳон
4. И – Сипарданд раҳ
5. И – солори

Ҷавон Яздгирд он ба хондан гирифт,
Аз ӯ анҷуман монд андар шигифт.

Сари нома буд аз нахуст офарин
Зи додор бар шоҳи Эронзамин.

Дигар сарфарозиву ганҷу сипоҳ,
Силеҳу бузургӣ намудан ба шоҳ.

Се дигар сухан он ки «Фағфури Чин
Маро хонд андар ҷаҳон офарин.

Маро дод беорзу духтараш,
Наҷӯянд ҷуз ройи мо лашкараш.

В-аз он ҳадя, к-аз пеш наздики шоҳ
Фиристоду Ҳайтол баста ба роҳ.

Бад-он кина рафтам ман аз шаҳри Чоч,
Бибистонам[*1] аз Ғотифар ганҷу тоҷ.

Бад-он гуна рафташ зи Гулзарриюн,
Ки шуд лаългун оби Ҷайҳун зи хун.

Зи пирӯзии шоҳу мардонагӣ,
Хирадмандиву шарму фарзонагӣ,

Чу огоҳӣ омад ба Мочину[2] Чин,
Ба гӯянда бархондам офарин.

Ҳаме дӯстӣ ҷустам андар ниҳон,
Ки бошад або шаҳрёри ҷаҳон».

Чу он нома бишниду гуфтори ӯ,[3]
Бузургиву мардиву бозори ӯ,[4]

Фиристодаро ҷойгаҳ сохтанд,
Ситуданд бисёру бинвохтанд.

1. М – Ки бистонам
2. Л –бари мо ба
3. ИЛ – ӯй,
4. ИЛ – ӯй,

Чу хону май оростӣ майгусор,
Фиристодаро хостӣ шаҳрёр.

Бибуданд як моҳ наздики шоҳ,
Ба айвону базму ба нахчиргоҳ.

Яке боргаҳ сохт рӯзе ба дашт,
Зи гарди саворон ҳаво тира гашт.

Ҳама марзбонони зарринкамар,
Балуҷиву гилӣ ба зарринсипар.

Саросар бад-он боргоҳ омаданд,
Парастанда наздики шоҳ омаданд.

Чу сесад зи болои зарринситом,
Бибурданду шамшери зарринниём.

Дурахшидани теғу ҷӯпину хишт,
Ту гуфтӣ ба зар- андар оҳан сиришт.

Ба дебо биёроста пушти пил,
Бар ӯ тахти пирӯза монанди[1] нил.

Замин пурхурӯшу ҳаво пур зи ҷӯш,
Ҳаме кар шудӣ мардуми тезгӯш.

Зи дашти саворони найзагузор
Бирафтанд яксар бари шаҳрёр.

Фиристодаи Бардаъу Ҳинду Рум,
Зи ҳар шаҳрёре ба ободбум.[2]

Ба чинӣ намуд он, ки шоҳӣ кирост,
Зи хуршед то пушти моҳӣ кирост.

Ба дашт- андар овардгаҳ сохтанд,
Саворони ҷангӣ ҳаме тохтанд.

Ҳаво пур шуд аз ҷӯшу гарди савор,
Замин пур шуд аз олати корзор.

1. ИЛ – ҳамранги
2. Л –б. 1995 нест.

Ба кӯполу теғу ба тиру камон
Бигаштанд гарданкашон як замон.

Ҳама дашт жӯпинвару найзадор,
Ба як сӯ пиёда, ба як сӯ савор,

Фиристодагонро зи ҳар кишваре,
Зи ҳар номдореву ҳар меҳтаре

Шигифт омад аз лашкару сози ӯ,
Ҳамон чеҳраву ному овози ӯ.

Ҳадиси фиристодагон дар ниҳон
Бигуфтанд бо шаҳрёри ҷаҳон.

Ба ганҷур фармуд пас шаҳрёр,
Ки орад ба дашт олати корзор.

Биёвард хафтону хӯду зиреҳ,
Бифармуд, то баркушояд гиреҳ,

Кушодабаре[1] гурди зӯрозмой
Набардоштӣ ҷавшани ӯ зи ҷой.

Ҳамон хӯду хафтону кӯполи ӯй
Набардоштӣ ҷуз бару ёли[2] ӯй.

Зи лашкар камонкаш[3] набудӣ чу ӯй,
На аз номдорон чун ӯ[4] ҷангҷӯй.

Ба овардгаҳ рафт чун пили маст,
Яке гурзаи говпайкар ба даст.

Ба зер- андарун бораи гомзан,
Зи болои ӯ хира гашт[5] анҷуман.

Хурӯш омаду нолаи карраной
Ҳам аз пушти пилон ҷаранги дарой.

1. И – Кушодагаве
2. И – пару боли
3. Л – камонвар
4. Л–чун он
5. И –хирасанг

Табиразанон пеш бурданд санч,
Замин омад аз наъли аспон ба ранч.

Шаҳаншоҳ бо хӯду баргустувон[1]
Чапу рост гардону печон инон.

Парастандагон хонданд офарин,
Якояк ниҳоданд сар бар замин.

Ба айвон шуд аз дашт шоҳи ҷаҳон,
Якояк бирафтанд бо ӯ меҳон.

Фиристодагон як ба дигар ба роз
Бигуфтанд, к-«ин шоҳи гарданфароз

Ҳунар ҷӯяду ҳам бупечад инон,
Ба гурдони лашкар намояд синон».

Ҳунарҳо, ки бинмудамон шаҳрёр,
Аз ӯ дошт бояд ба дил ёдгор.

Чу ҳар кас бирафтӣ бари шоҳи хеш,
Сухан доштӣ ёду ҳамроҳи хеш.

Бигуфтӣ, ки «чун шоҳ Нӯшинравон
Ба дида надидаст пиру ҷавон».

## ПОСУХИ НОМАИ ХОҚОНИ ЧИН АЗ НӮШИНРАВОН

Бифармуд, то пеши ӯ шуд[2] дабир
Або[3] мӯбади мӯбадон Ардашер.

Ба қиртос - бар номаи хусравӣ,
Нависанда бинвишт бар паҳлавӣ.

Қалам чун ду рухро ба анбар бишуст,
Сари нома кард офарин аз нахуст.

1. И – кабру синон,
2. И – аз
3. И– Ҳамон

Бад-он додгар, к-ӯ сипеҳр офарид,
Баландиву жарфиву[1] меҳр офарид.

Ҳама бандагонему ӯ подшост,
Хирад бар тавоноии ӯ гувост.

Нафас чуз ба фармони ӯ нагзарад,
Пайи мӯр бе ӯ замин наспарад.

Аз ӯ хостам, то магар офарин
Расонад зи мо сӯи хоқони Чин.

Нахуст он ки гуфтӣ зи ҳайтолиён,
К-аз он гуна бастанд[2] бадро миён.

Ба бедод-бар хира[3] хун рехтанд,
Ба доми ниҳода баровехтанд.[4]

Агар бадкуниш зӯр дорад чу шер,
Набояд, ки бошад[5] ба Яздон далер.

Чу эшон гирифтанд роҳи паланг,
Ту пирӯз гаштӣ[6] бар эшон ба ҷанг.[7]

Ва дигар, ки гуфтӣ зи ганҷу сипоҳ,
Зи нерӯи фағфуру тахту кулоҳ[8]

Касе, к-аз бузургӣ занад достон,
Набошад хирадманд ҳамдостон,

Ту тахти бузургӣ надидӣ, на[9] тоҷ,
Шигифт оядат лашкару марзи[10] Чоч

1. И – тундиву
2. И – Ки бастанд аз он гуна
3. И – бисёр
4. И –худ овехтанд.
5. Л–гардад
6. Л – бошӣ
7. И – б. 2031 нест.
8. И – Дигар он ки гуфтӣ зи тахту кулоҳ,
Зи пирӯзиву фарру ганҷу сипоҳ.
9. И – надидиву
10. И – кишвару ганҷи

Чунин бо касе гуфт бояд, ки ганч
Набинад на лашкар, на разму[1] на ранч.[2]

Бузургони гетӣ маро дидаанд,
Касе к-ам надиданд, бишнидаанд,[3]

Ки дарёи Чинро надорам ба об,
Шавад кӯҳ аз ороми ман пуршитоб.

Саросар замин зери ганҷи ман аст,
Куҷо хоку об аст, ранҷи ман аст.

Се дигар куҷо дӯстӣ хостӣ,
Ба пайванди[4] мо дил биёростӣ.

Ҳаме[5] базм ҷӯӣ, маро нест разм,
Нахаррад касе разм ҳаргиз ба базм.

Ва дигар, ки бо номбардор[6] мард
Наҷӯяд хирадманд ҳаргиз набард,

Бавижа, ки хӯ карда бошад ба ҷанг,
Гаҳи разм ҷустан наҷӯяд диранг.[7]

Басе дида бошад дари корзор,
Нахоҳад гаҳи разм[8] омӯзгор.

Дили хеш бояд, ки дар ҷанги сахт
Чунон ром дорад, ки бо тоҷу тахт.

Туро ёр бодо ҷаҳонофарин,
Бимонод равшан кулоҳу нигин!

Ниҳоданд бар нома-бар номи шоҳ,
Биёрост он[9] хусравӣ тоҷгоҳ.

1. Л – марзу.
2. И – б. 2035 нест.
3. И – Ҳамон дар бузургӣ писандидаанд.
4. И – дидори
5. И–Чу ту
6. И –номдорони
7. И –Ба кин з-ӯ напечад ба дарё наҳанг.
8. И – Набояд гаҳи размаш
9. И – Биёростанд

Ба расми Каён хилъат оростанд,
Фиристодаро пеши[1] ӯ хостанд.

Зи пайғом ҳар ч-аш ба дил буд низ,
Ба гуфтор-бар нома бифзуд низ.

Ба хубӣ бирафтанд аз айвони шоҳ,
Ситоишкунон баргирифтанд роҳ.

Расиданд пас пеши[2] хоқони Чин,
Саросар забонҳо пур аз офарин.

Ҷаҳондида хоқон бипардахт ҷой,
Биёмад бари тахти ӯ раҳнамой.

Фиристодагонро ҳама пеш хонд,
Зи Кисро фаровон суханҳо биронд.

Нахуст[3] аз ҳушу донишу рои ӯй,
Зи гуфтору дидору болои ӯй.

Дигар гуфт: «Чанд аст бо ӯ сипоҳ,
В-аз эшон кӣ дорад[4] нигину кулоҳ?».

Зи доду зи бедоду аз лашкараш,[5]
Ҳам аз кишвару[6] ганҷу аз афсараш.[7]

Фиристода гӯё забон баркушод,
Ҳама дидаҳо[8] пеши ӯ кард ёд.

Ба хоқон чунин гуфт, к- «эй[9] шаҳрёр,
Ту ӯро бад-ин зердастӣ мадор.

1. И – сӯи
2. И – наздики
3. Л – Сухан
4. И –Кӣ дорад зи гурдон
5. Л–кишвараш,
6. Л–лашкару
7. И –ганҷу з-олоту ҳам кишвараш.
8. И – дидаро
9. И – Чунин гуфт, к-эй номвар,

Бад-ин рӯзгоре, ки мо назди[1] ӯй
Бибудем шодондилу[2] тозарӯй.[3]

Ба айвони базму ба разму шикор
Надидем ҳаргиз чун ӯ шаҳрёр.[4]

Ба болой сарв асту ҳамзӯри[5] пил,
Ба бахшиш кафаш ҳамчу[6] дарёи Нил.

Чу бар гоҳ бошад, сипеҳри вафост,
Дар овардгаҳ чун наҳанги балост.

Агар тез гардад, биғуррад чу абр,
Аз[7] овози ӯ ром гардад ҳизабр.

В-агар май гусорад ба овози нарм,
Ҳаме дил ситонад ба гуфтори гарм.

Хуҷаста суруш аст бар гоҳу тахт,
Яке борвар шохи зебо дарахт.

Ҳама шаҳри Эрон сипоҳи ваянд,
Парастандагони[8] кулоҳи ваянд.

Чу созад ба дашт- андарун боргоҳ,
Нагунҷад ҳаме дар ҷаҳон[9] он сипоҳ.

Ҳама гурздорон-ш зарринкамар,
Ҳама пешкорон-ш[10] бо зебу фар.

Зи пилону аз пояи[11] тахти оҷ,
Зи аврангу аз ёраву тавқу тоҷ.

1. Л – рӯзгорон кам ояд чун
2. Л – Ба дидори ӯ шоддил,
3. ТПЗ – Ба сад рӯзгорон кам ояд чун ӯй,
Сипаҳдору фарзонаву тозарӯй.
4. Л – як савор.
5. И – аст бо зӯри
6. И – Кафаш гоҳи бахшиш чу
7. Л – В-аз
8. И – Парастори парри
9. И – замин
10. И – майгусоро-ш
11. И – аспону пилону аз

Кас оини ӯро надонад шумор,
Ба гетӣ чуз аз додгар Кирдгор.

Агар душманаш кӯҳи оҳан шавад,[1]
Бари хашми ӯ нӯки сӯзан шавад.[2]

Ҳар он кас, ки сер ояд аз рӯзгор,
Шавад тезу бо ӯ кунад корзор.[3]

## НОМАИ ХОҚОН ДАР БОРАИ ДОДАН ДУХТАРИ ХЕШРО БА НӮШИНРАВОН

Чу хоқони Чин он суханҳо шунид,
Бипажмурду шуд чун гули шанбалид.

Дилаш з-он суханҳо пур аз бим гашт,
В-аз андеша мағзаш ба ду ним гашт.[4]

Пур аз дард биншаст бо ройзан,
Чунин гуфт бо номдор[5] анҷуман,

Ки «Эй бихрадон, роҳи ин кор чист,
Бар андешаи хаста озор чист?

Набояд, ки пирӯз гашта ба ҷанг,
Ҳама номи мо боз гардад ба нанг».

Зи ҳар гунае мӯбадон сохтанд,
Чапу рост гуфтанду андохтанд.[6]

Чунин гуфт хоқон, ки «Он[7] аст роҳ,
Ки гурде[8] фиристем наздики шоҳ.

Ба андеша дар кор бешӣ кунем,
Бисозему бо шоҳ хешӣ кунем.

---

1. И – бувад,
2. И – чашми сӯзан бувад.
3. Л – б. 2066 нест.
4. И –б. 2072, 2073 нест.
5. И – номвар
6. ИЛ – оростанд.
7. ИЛ-ион
8. Н – марде

Паси пардаи мо басе духтаранд,[1]
Ки бар тораки бонувон афсаранд.[2]

Якеро ба номи шаҳаншаҳ кунем,
Зи кори вай андеша кӯтаҳ кунем.

Чу пайванд созем бо ӯ ба хун,
Набошад кас ӯро ба бад раҳнамун.

Бад-ӯ нозишу сарфарозӣ бувад,
В-аз ӯ бугзарӣ, чанг бозӣ бувад».

Радонро писанд омад он ройи шоҳ,
Ба овоз гуфтанд, к-«ин аст роҳ».

Зи лашкар се пурмояро баргузид,
Ки гӯянду донанд посух[3] шунид.

Дари ганҷи динор букшоду гуфт,
Ки «гавҳар чаро бояд андар нуҳуфт?

Магар номро бояду нангро,
В-агар бахшишу базму оҳангро».

Яке ҳадяе сохт, к-андар ҷаҳон
Касе он надид аз кеҳону меҳон.

Дабири ҷаҳондидаро[4] пеш хонд,
Сухан ҳарчи будаш ба дил-бар,[5] биронд.[6]

Нахуст офарин кард бар кирдгор,
Тавонову донову парвардгор.

«Худованди кайвону хуршеду моҳ,
Худованди пирӯзиву дастгоҳ.

Зи банда нахоҳад ҷуз аз ростӣ,
Наҷӯяд[7] ба дод андарун костӣ.

---

1. Л – духтар аст,
2. Л–афсар аст.
3. Л–гӯянда гуфтор донад
4. Л–нависандаро
5. Л – дар
6. И – ҳама барфишонд.
7. И – Наёрад.

В-аз ӯ бод бар шоҳи Эрон дуруд,
Худованди шамшеру кӯполу хӯд.

Худованди доноиву тоҷу[1] тахт,
Зи пирӯзгар ёфта кому бахт.

Бидонад ҷаҳондори[2] хусравнажод,
Хирадманди босангу фарҳангу дод,[3]

Ки мардум ба мардум бувад арҷманд,
Агарчанд бошад бузургу баланд.

Фиристодагони хирадманди ман,
Ки буданд наздику пайванди ман,

Аз он боргаҳ чун бад-ин боргаҳ[4]
Расиданду гуфтанд чанде зи шаҳ.[5]

Зи доду хирадмандиву бахти ӯй,
Зи тоҷу сарафрозиву тахти ӯй,

Чунон орзу хост аз фарри ӯй,
Ки бошем дар сояи парри ӯй.

Гиромитар аз хуни дил чиз нест,
Хирадманд фарзанд бо дил якест.[6]

Яке покдоман, ки оҳистатар,[7]
Накӯтар ба дидору шоистатар

Бихоҳад зи мо, гар писанд оядаш,
Ҳамоно, ки ин[8] судманд оядаш.

Набошад ҷудо марзи Эрон зи Чин,
Физояд зи мо дар ҷаҳон офарин».

1. И – аврангу дайҳиму
2. И – ҷаҳонгнри
3. И –донандаву покзод,
4. ИЛ– боргоҳ
5. ИЛ – шоҳ.
6. И–б. 2108 нест.
7. И – боистатар,
8. Л – он

Пас андарнавиштанд чинӣ ҳарир,
Бибурданд бо мӯҳр пеши вазир.

Се марди гаронмояву чарбгӯй
Гузин кард хоқон зи хешони ӯй.

Бирафтанд аз он боргоҳи баланд,
Ба Эрон ба наздики шоҳи баланд.[1]

Се дастору динор чун сӣ ҳазор
Бибурданду карданд пешаш нисор.

Зи заррину симину дебои Чин,
Дурахшонтар аз осмон шуд замин.

Фиристодагонро чу биншонданд,
Ба чинизабон офарин хонданд.

Сазовори эшон яке боргоҳ[2]
Ҳамон гаҳ биёрост дастури шоҳ.

Бигашт андар ин низ як шаб сипеҳр,
Чу барзад сар аз кӯҳ тобандамеҳр,

Нишаст аз бари тахти пирӯза шоҳ,
Зи ёқут бинҳод бар сар кулоҳ.

Бифармуд, то мӯбадону радон
Нишастанд бо номвар бихрадон.

Чунин гуфт, к-«Он номаи бар ҳарир
Биёреду бинҳед пеши дабир».

Ҳама номдорон нишастанд гирд,
Хиромон бари шоҳ шуд Яздгирд.

Чу он нома бар шоҳи Эрон бихонд,
Яке анҷуман дар шигифтӣ бимонд.

1. ТПЗЛ – Чу биншаст Кисро, биёрост тоҷ,
Нишаст аз бари хусравӣ тахти оҷ.
Се марди гаронмояи ҳушманд
Расиданд наздики тахти баланд.

2. ИЛ – ҷойгоҳ

Зи бас хубиву пӯзишу офарин,
Ки пайдо шуд аз гуфти хоқони Чин,

Ҳама сарфарозони парҳезгор,
Ситоиш гирифтанд бар шаҳриёр.

Ба Яздон сипосу ба Яздон паноҳ,
Ки биншаст як шоҳ бар пешгоҳ,

Ба пирӯзиву фарру авранги шоҳ,
Ба чарбиву нармиву бо сангу ҷоҳ

Ба разм- андарун жандапил аст маст,
Ба базм -андарун моҳи меҳмонпараст.

Ҳама душманон пеши ту[1] кеҳтаранд,
Агар кеҳтариро худ андарх(в)аранд.

Ҳама бим аз ин лашкари Чоч буд,
Зи хоқон, ки бо ганҷу бо тоҷ буд.

Ба фарри шаҳаншоҳ шуд некхоҳ,
Ҳаме роҳ ҷӯяд ба наздики шоҳ.

Ҳар он кас, ки дорад зи гурдон хирад,
Таносониву[2] ростӣ парварад.

Чу донист хоқон, ки бо подшоҳ
Натобад,[3] ба пайванди ӯ ҷуст роҳ,

Набояд бар ин кор кардан диранг,
Ки касро[4] зи пайванди ӯ нест нанг.

Зи Чин то Бухоро сипоҳи ваянд,
Ҳама меҳтарон дар паноҳи ваянд.

Чу бишнид гуфтори он бихрадон,
Бузургону бедордил мӯбадон,

1. И – меҳтарон пеши ӯ
2. И – Хирадмандиву
3. Л – Надорад
4. И – шаҳро

Зи бегона айвон бипардохтанд,
Фиристодагон пеши ӯ тохтанд.

Шаҳаншоҳ бисёр бинвохтшон,
Ба наздикии тахт[1] биншохтшон.[2]

Паёми ҷаҳонҷӯй бугзорданд,
Ки лаб достонро наёзорданд.

Чу бишнид шоҳ он суханҳои гарм
Зи гурдони чинӣ ба овои нарм,

Чунин дод посух, ки «Хоқони Чин
Бузург асту бодонишу офарин.

Ба фарзанд пайванд ҷӯяд ҳаме,
Рухи дӯстиро[3] бишӯяд ҳаме.

Ҳар он кас, ки дорад равонаш хирад,
Ба чашми хирад корҳо бингарад.

Бисозему ин ройи фаррух ниҳем,
Сухан ҳарчи гуфтаст, посух диҳем.

Чунон бояд акнун, ки хоқони Чин
Кунад аз дили худ бад-ин беҳ гузин.[4]

Якеро фиристам, ки дорад хирад,
Шабистони ӯ сарбасар бингарад.

Яке баргузинад, ки номитар аст,
Ба хоқони Чин-бар гиромитар аст.

Бубинад, ки то чун[5] падар модараш,
Будаст аз нажоди каён[6] гавҳараш.

Чу ин карда бошад, ки кардем ёд,
Суханро ба пайвастагӣ дод дод».

---

1. И – хеш
2. ТПЗ – Сипаҳдори болашкару ганҷу тоҷ,
   Бидиданд он баргузинони Чоҷ.
3. И –оштиро.
4. Л –б. 2138, 2139 нест.
5. И – ҳамчун
6. И – Бувад аз нажоди шаҳон

Фиристодагон хонданд офарин,
Ки аз шоҳ шод аст хоқони Чин.

Шабистони ӯ гар гуҳарбор меғ,
Бар ӯ ҳам надорад зи Кисро[1] дареғ.

Якеро зи фарзонагон баргузин,
Ки ояд ба наздики хоқони Чин,

Ки дар парда пӯшидарӯёни ӯй
Зи дидори он кас напӯшанд рӯй.

Шаҳаншоҳ[2] бишнид аз эшон сухан,
Бар ӯ тоза шуд рӯзгори куҳан.

## ФИРИСТОДАНИ НӮШИНРАВОН МЕҲРОНСИТОДРО БАРОИ ДИДАНИ ДУХТАРИ ХОҚОН

Нависандаи номаро пеш хонд,
Зи хоқон фаровон суханҳо биронд.

Бифармуд, то нома посух навишт,[3]
Гузини[4] суханҳои фаррух навишт[5]

Нахуст офарин кард бар Кирдгор,
Ҷаҳондору пирӯзу[6] парвардгор.

Ба фармони ӯяст гетӣ ба пой,
Ҳам[7] ӯяст бар неку бад раҳнамой.

Касеро ки хоҳад, кунад арҷманд,
Зи пастӣ барорад ба чархи баланд.

Дигар монда андар бади рӯзгор,
Чу некӣ нахоҳад бад-ӯ Кирдгор.

1. И – Шавад, ӯ зи Кисро надорад
2. И – Шаҳаншаҳ чу
3. И – набишт,
4. ИЛ –Гузида
5. И -– набишт.
6. Л – Чаҳондори пирӯз,
7. Л – Ки.

Ба ҳар неку бад з-ӯ пазирам сипос,
В-агар бад кунам, з-ӯ дил андар ҳарос.

Нахоҳад, ки ҷон бошаду ҳам[1] дилам,
Агар биму уммед аз ӯ бугсилам.

Расид ин фиристодаи б-офарин
Або хубгуфтори[2] хоқони Чин.

Шунидам зи пайвастагӣ ҳар чӣ гуфт,
Зи покон, ки ӯ дорад андар нуҳуфт.

Маро шод шуд[3] дил зи пайванди ӯй,
Бавижа зи пӯшида фарзанди ӯй,

Фиристодам инак яке ҳушманд,
Ки дорад хирад ҷони ӯро баланд.

Биёяд, бигӯяд ҳама рози ман,
Зи фарҷом пайванду оғози ман.

Ҳамеша туро ҷон пур аз шарм бод,
Дилат шоду пуштат ба мо гарм бод.

Нависанда чун хома[4] бекор гашт,
Биёрост қиртосу андарнавашт.[5]

Ҳаво[6] чун сиришки қалам кард хушк,
Ниҳоданд мӯҳре бар ӯ-бар зи мушк.

Бар эшон яке хилъат афканд шоҳ,
К-аз он монд андар шигифтӣ сипоҳ.

Гузин кард пире хирадманду род,
Куҷо номи ӯ буд Меҳронситод.

В-аз эрониён номвар сад ҳазор
Сухангӯву шоиставу номдор.

1. ИЛ – Нахоҳам, ки ҷон бошад андар
2. Л – чарбгуфтори
3. Л – шодии дил
4. И – Зи анбар чу қиртос
5. И – унвону андарнавашт.
6. И –Ҳамон

Чунин гуфт Кисро ба Меҳронситод,
Ки «Шав[1] шоду пирӯзу бо меҳру дод.

Равону забон[2] боядат чарбгӯй,
Хирад раҳнамову дил озармҷӯй.

Шабистони ӯро нигаҳ кун нахуст,
Баду нек, бояд, ки дорӣ[3] дуруст.

Ба ороишу чеҳраву зарру[4] зеб,
Набояд, ки гирандат андар фиреб.

Паси пардаи ӯ яке духтар аст,
Ки бо бурзи болову боафсар аст.

Парасторзода наёяд ба кор,
Агарчанд бошад падар шаҳрёр.

Нигар, то кадом аст бошарму[5] дод,
Зи[6] модар кӣ дорад зи хотун нажод».[7]

Агар[8] гавҳари тан бувад бонажод,
Ҷаҳон з-ӯ шавад[9] шоду ӯ низ шод».[10]

Чу бишнид Меҳронситод ин зи шоҳ,
Басе офарин кард бар тоҷгоҳ.

Бирафт аз дари гоҳи гетифурӯз
Ба фархунда ҳангоми хурдодрӯз.

Ба хоқон чу огоҳӣ омад зи роҳ,
Пазира фиристод пешаш сипоҳ.

---

1. ИЛ – Рав
2. Л – Забону гумон
3. ИЛ – донӣ
4. ИЛ – фарру
5. Л – меҳру
6. ИЛ – Ба
7. ТПЗИ – Набера сарафроз* фағфури Чин,
   Падар шоҳ** хоқони боофарин.
   * Й – Ниё шоҳи бododи ** И-гурди
8. И – Киро
9. И – бувад
10. Л – б, 2175 нест.

Чу омад ба наздики хоқони Чин,
Заминро бибӯсиду кард офарин.

Ҷаҳонҷӯй чун дид, бинвохташ,
Яке моявар ҷойгаҳ сохташ.

Аз он кор мағзаш пурандеша гашт,
Ба сӯи шабистони хотун гузашт.

Суханҳои Нӯшинравон[1] баркушод,
Зи ганҷу зи лашкар ҳаме кард ёд.

Чунин[2] гуфт, к-«Ин шоҳ Нӯшинравон[3]
Ҷавон асту бедору бахташ ҷавон.

Яке духтаре дод хоҳам бад-ӯй,
Ки моро физояд бад-ӯ обрӯй.

Маро дар паси парда як духтар аст,
Ки ӯ бар сари бонувон афсар аст.

Ба дидори ӯ нест андар ҷаҳон,
Фаровон зи ман хостандаш меҳон.

Маро орзу нест аз меҳри ӯй,
Ки бинанда[4] бардорам аз чеҳри ӯй[5].

Чаҳор аст низ аз парастандагон,
Парастору бедордил бандагон.

Аз эшон якеро супорам бад-ӯй,
Баросоям аз ҷангу аз гуфтугӯй.

Бад-ӯ гуфт хотун, ки «Бо ройи ту
Нагирад кас андар ҷаҳон ҷойи ту».

Бар ин гуфта[6] як шаб бипаймуд хоб,
Чунин то баромад зи кӯҳ[7] офтоб.

1. И-Нӯширвон
2. Л-Бад-ӯ
3. И-Нӯширвон
4. И-ду дида
5. Л-б. 2185-2187 нест.
6. Пурандеша
7. И – баланд

Биёмад бари гоҳ Меҳронситод,
Бари тахти ӯ рафту нома бидод.

Чу он нома бархонд хоқони Чин,
Зи паймон бихандиду аз беҳ гузин.

Калиди шабистон бад-ӯ доду гуфт:
«Бирав, то киро бинӣ андар нуҳуфт?»

Парастанда бо ӯ биёмад чаҳор,
Ки хоқон бад-эшон будӣ устувор.

Чу Меҳронситод он суханҳо шунид,
Биёвард бо устуворон калид.

Дари ҳуҷра букшоду андаршуданд.
Парастандагон достонҳо заданд.

Ки онро, ки акнун ту бинӣ ба роҳ,
Ситора надиду на хуршеду моҳ.

Шабистон биҳиште буд ороста,
Пур аз моҳу хуршеду аз хоста.

Паричеҳра бар гоҳ биншаст панҷ,
Ҳама дар сар он тоҷу дар зер ганҷ.

Магар духти хотун, ки афсар надошт,
Ҳамон ёраву тавқу гавҳар надошт.

Яке ҷома буд дошта бар бараш,
Кулоҳе зи мушк эзадӣ бар сараш.

Зи карда ба рух- бар нигораш набуд,
Ҷуз ороиши Кирдгораш набуд.

Яке сарв буд бар сараш моҳи нав,
Фурӯзон зи дидори ӯ гоҳи нав.

Чу Меҳронситод андар ӯ бингарид,
Якеро ба дидор чун ӯ надид.

Бидонист бинодили ройрод,[1]
Ки дуранд хоқону хотун зи дод.

Ба дастору дастон ҳаме чашми ӯй
Бипӯшид, аз он тоза шуд хашми ӯй.

Парастандаро гуфт: «Наздики шоҳ
Фаровон бувад ёраву тоҷу гоҳ.

Ман инро, ки бетоҷу ороиш аст,
Гузидам, ки ин андар афзоиш аст.[2]

Ба ранҷ аз пайи беҳгузин омадам,
На аз баҳри дебои Чин омадам».

Бад-ӯ гуфт хотун, ки «Эй марди пир,
Нагӯӣ ҳаме як сухан дилпазир.

Меҳонро, ки бо фарру зебанду[3] рой,
Дилафрӯз гашта, расида ба ҷой.

Ба болой сарву ба рух чун баҳор,
Бидонад парастидани шаҳрёр.

Ҳаме кӯдаке норасида ба ҷой,
Бар ӯ баргузинӣ, наӣ[4] некрой».

Чунин посух овард Меҳронситод,
Ки «Хоқон агар сар напечад зи дод,

Бидонад, ки шоҳи ҷаҳонкадхудой
Нахонад маро пири[5] нопокрой.

Ман инро писандам, ки бар тахти соҷ
Надорад зи бун зевару[6] тавқу тоҷ.

Агар меҳтарон ин набинанд рой,
Чу фармон бувад, бозгардам ба ҷой».

1. Л–додрод,
2. Л– фарзанди хотун-хоқоннажод?
3. Л – Ту онро, ки бофарру бурз асту
4. Л – Туй
5. Л – низ
6. Л – зар ёвару

Нигаҳ кард хоқон ба гуфтори ӯй,
Шигифт омадаш рою кирдори ӯй.[1]

Бидонист, к-он пири покизамағз
Бузург асту шоистаи кори нағз.

Хирадманд биншаст бо ройзан,
Биполуд аз айвони шоҳ анҷуман.

Чу пардахт[2] шуд ҷойгоҳи нишаст,
Бирафтанд бо зиҷи румӣ ба даст

Ситорашиносону кундоварон,
Ҳар он кас, ки буданд аз эшон сарон.

Бифармуд, то ҳар киро буд меҳр,
Биҷустанд яксар шумори сипеҳр.[3]

Ҳаме кард мӯбад ба ахтар нигоҳ,
Зи кирдори хоқону пайванди шоҳ.

Чунин гуфт фарҷом, к-«Эй шаҳрёр,
Дилатро ба бад ҳеҷ ранҷа мадор,

Ки ин кор ҷуз бар беҳӣ нагзарад,
Ба бадрой душман замин наспарад.

Чунин аст рои сипеҳри баланд,
Ҳамин[4] гардиши ахтари судманд.

Аз ин духти хоқону аз пушти шоҳ
Биёяд яке шоҳ зебои гоҳ.

Бар ӯ шаҳри Эрон кунанд офарин,
Ҳамон пурҳунар сарфарозони[5] Чин».

---

1. ТПЗ – Пас аз пеши хотун биёмад бурун,
Ба наздики хоқон шуд он пурфусун.
Бигуфташ бад-ӯ, он куҷо рафта буд,
Чу хоқон варо дид, к-ошуфта буд.
2. И –пардахта
3. И –б. 2223, 2224 нест.
4. Л – Ҳамон
5. И – номдорони

## ФИРИСТОДАНИ ХОҚОНИ ЧИН ДУХТАРРО ҲАМРОҲИ МЕҲРОНСИТОД НАЗДИ НӮШИНРАВОН

Чу бишнид хоқон, дилаш гашт х(в)аш,
Бихандид хотуни хуршедфаш.

Чу аз чора дилҳо бипардохтанд,
Фиристодаро пеш биншохтанд.

Бигуфтанд чизе, ки боист гуфт,
Зи фарзанди хотун, ки буд дар нуҳуфт.

Бипазруфт Меҳронситод аз падар
Ба номи шаҳаншоҳи пирӯзгар.

Миёнҷӣ бипазруфту хоқон бидод,
Якеро, ки дорад зи хотун нажод.[1]

Парастандагон бо нисор омаданд,
Ба шодӣ бари шаҳрёр омаданд.

В-аз он пас яке ганҷи ороста,
Бад-ӯ-дар зи ҳар гунае хоста.

Зи динору аз гавҳару тавқу тоҷ,
Ҳамон маҳди пирӯзаву тахти оҷ.

Яке дигар аз уди ҳиндӣ ба зар,
Бар ӯ бофта[2] чанд гуна гуҳар.

Або ҳар яке афсаре шоҳвор,
Сад аспу сад уштур ба зину ба бор.

Шутур бор карда зи дебои Чин,
Биёроста пушти аспон ба зин.

Чиҳил тойи дебои зарбафтгун,
Кашида забарҷад ба зар андарун.

Сад уштур зи густурданӣ бор кард,
Парастанда сесад падидор кард.

1. И-б. 2235 нест.
2. ИЛ – тофта

Ҳаме дид, то ҳар яке барнишаст
Ба[1] оини Чин бо дирафше ба даст.

Бифармуд хоқон ба пирӯзбахт,
Ки бинҳанд бар кӯҳаи пил тахт.

Бар ӯ бофта шафшаи симу зар,
Ба шафша - дарун нобисуда гуҳар.

Дирафше дурафшон зи дебои Чин,
Ки пайдо набудӣ зи дебо замин.

Ба сад мардаш аз ҷой бардоштӣ,
Зи ҳомун ба гардун барафроштӣ.

Зи[2] дебо биёрост маҳде зи[3] зар,
Ба маҳд- андар аз ҳар шуморе гуҳар.[4]

Чу сесад парастор бо моҳрӯй,
Бирафтанд шодондилу роҳҷӯй.

Фиристод фарзандро назди шоҳ,
Сипоҳе ҳамерафт бо ӯ ба роҳ.

Парастанда дар пеш[5] ходим чиҳил
Бар ӯ баргузаштанд шодон ба дил.[6]

Чу пардахта шуд з-он, биёмад дабир,
Биёвард мушку гулобу ҳарир.

Яке нома бинвишт зӣ шаҳрёр
Пуророишу бӯю рангу нигор.

Нахустин ситуд офаринандаро,
Ҷаҳондори бедори бинандаро,

Ки «Ҳар чиз, к-ӯ созад андар бувиш,
Бад-он сӯ кашад бандагонро равиш.

---

1. ИЛ – Бар
2. И –Ба
3. И-ба
4. ЛМ – Ба дебо биёроста маҳди зар,
   Ба маҳд -андарун нобисуда гуҳар.
5. Л – Фиристодае бисту
6. ИЛ – шодон дил.

Шаҳаншоҳи гетӣ маро афсар аст,
На пайванди ӯ аз пайи духтар аст,

Ки ман то шунидастам аз бихрадон,
Бузургону бедордил мӯбадон,

Зи фарру бузургиву авранди шоҳ,
Биҷустам ҳаме роҳи пайванди шоҳ,

Ки андар ҷаҳон сарбасар додгар
Ҷаҳондор чун ӯ набандад камар.[1]

Ба мардиву пирӯзиву дастгоҳ,
Ба фарру ба бурзу ба тахту кулоҳ,

Ба доду ба дониш ба дину хирад,
Варо покяздон ҳаме парварад.

Фиристодам инак ҷаҳонбини хеш
Сӯи шоҳ[2] Кисро ба[3] оини хеш.

Бифармудамаш, то бувад бандавор,
Чу ояд паси пардаи шаҳрёр,

Хирад гирад аз фарру фарҳанги ӯ,
Биёмӯзад оину оҳанги ӯ,

Ки бахту хирад раҳнамуни ту бод,
Бузургиву дониш сутуни ту бод!»

Ниҳоданд мӯҳр аз бари мушки Чин,
Фиристодаро доду кард офарин.

Яке хилъат аз баҳри Меҳронситод
Биёрост, к-он кас надорад ба ёд,

Ки додӣ касе аз меҳони ҷаҳон
Фиристодаро ошкору ниҳон.

1. И – б. 2260 нест.
2. И – Ба наздики
3. Л – бар

Ҳамон низ ёрон-шро ҳадя дод,
Зи динору аз мушкашон баҳра дод.[1]

Ҳамерафт бо духтару хоста,
Саворону пилони ороста.

Чунин то лаби рӯди Ҷайҳун кашид,
Ба мижгон ҳаме аз дилаш хун кашид.[2]

Ҳаме буд, то рӯд бугзоштанд,
Ба хушкӣ бад-он рӯй бардоштанд.[3]

Зи Ҷайҳун диле пур зи хун бозгашт,
Зи фарзанд бо дард анбоз гашт.

Чу огоҳӣ омад зи Меҳронситод,
Ҳаме ҳар касе ҳадяву мужда дод.

Якояк ҳаме хонданд офарин
Абар[4] шоҳи Эрону солори Чин.

Диле шод бо ҳадяву бо нисор,
Ҳама мизбону[5] ҳама дӯстдор.

Бубастанд озин ба шаҳру ба роҳ,
Дирам рехтанд аз бари духти шоҳ.

Ба Омую роҳи биёбону Марв
Замин буд яксар чу парри тазарв.

Чунин то ба Бастому Гургон расид,
Ту гуфтӣ, замин осмонро надид.

Зи озину гунбад ба шаҳру ба дашт,
Ба роҳе, ки лашкар ҳаме баргузашт.

Зи айвон ҳама кӯдаку марду зан
Ба роҳи бути Чин шуданд анҷуман,

1. Л – б. 2269, 2270 нест.
2. ЛМ – чакид.
3. Л – б. 2273 нест.
4. И –Або
5. И – мехрубону

Зи боло бар эшон дирам[1] рехтанд,
Зи мушку зи анбар ҳаме пехтанд.[2]

Баромехта таштҳои халуқ
Ҷаҳон шуд пур аз нолаи кӯсу буқ.

Ҳама ёли[3] аспон пур аз мушку май,
Шакар бо дирам рехта зери пай.

Зи бас нолаи ною чангу[4] рубоб
Набуд бар замин ҷои орому хоб.

Чу омад бут андар шабистони шоҳ,
Ба маҳд- андарун кард Кисро нигоҳ.

Яке сарв дид аз бараш, гирдмоҳ,
Ниҳода зи[5] маҳ- бар зи анбар кулоҳ.

Кулоҳе дигар буд,[6] мушкин зиреҳ,
Чу занҷир гашта[7] гиреҳ бар гиреҳ.

Гиреҳ баста аз тору бартофта,
Ба афсун як андар дигар бофта.

Чу аз ғолия бар гул ангуштарӣ,
Ҳамон зери ангуштарӣ муштарӣ.

Дар ӯ шоҳ Нӯширавон хира монд,
Бар ӯ номи Яздон фаровон бихонд.

Сазовори ӯ ҷой бигзид шоҳ,
Биёростанд аз пайи моҳ гоҳ.

1. Л–гуҳар
2. И – бехтанд; Л – Ба пай заъфарону дирам бехтанд.
3. И – наъли
4. И – чангу бонги
5. И – ба
6. Л – ба кирдори
7. Л – Табоеъ кашида

## БОЗГАШТАНИ ХОҚОН ВА ЛАШКАР КАШИДАНИ НӮШИНРАВОН СӮИ ТАЙСАФУН

Чу огоҳӣ омад ба хоқони Чин
Зи[1] Эрону аз шоҳи Эронзамин.

В-аз он шодмонӣ ба фарзанди ӯй,
Шудан шоҳ[2] хуррам ба пайванди ӯй.

Бипардахт Суғду Самарқанду Чоч,
Ба Қӯчқорбошӣ[3] фиристод точ.[4]

Ҷаҳон нав шуд аз доди Нӯшинравон,
Бихуфтанд бар пушт пиру ҷавон.

Якояк ҳаме хонданд офарин
Ба ҳар ҷой бар шоҳи Эронзамин.

Ҳама даст бардошта б-осмон,
Ки «Эй кирдгори макону замон,

Ту ин дод бар шоҳ Кисро бидор,
Бигардон зи ҷонаш бади рӯзгор,[5]

Ки аз фарру авранги ӯ дар ҷаҳон,
Бадӣ дур гашт ошкору ниҳон».

Ба нахчир чун ӯ ба Гургон расид,
Кушода касе рӯи хоқон надид!

Бишуд хӯрду хоб аз саворони Чин,
Саворе набардошт аз асп зин.

Пароканда шуд турк сесад ҳазор,
Ба ҷое набуд кӯшиши корзор.

Камоне набоист кардан ба зеҳ,
На кеҳ монд эдар зи чинӣ, на меҳ.

---

1. ИЛ – Аз
2. Л – шоду
3. Л – Қӯчқорбошӣ
4. ТПЗЛ – Аз ин шаҳрхо чун бирафт ин сипоҳ,
   Ҳама марзбонон фиристод шоҳ.
5. ТПМ – Нигаҳ дор аз бад тану ҷони ӯй,
   Ҷахон дор дар зери фармони ӯй.

Бад-ин сон бо[1] фарру бурзи каён
Ба нахчир биштофт[2] шери жиён,

Ки бо номи вай[3] ахтари шоҳ буд,
Ки бо тахти вай[4] бахт ҳамроҳ буд.

В-аз он пас бузургон шуданд анҷуман
Зи Омӯй то шаҳри Чоҷу Хутан

Бигуфтанд, к-ин шаҳрҳои фарох,
Пур аз боғу майдону айвону кох,

Зи Чоҷу Тарак то Самарқанду Суғд
Басе буд вайрону ороми чуғд.

Чағониву Бомиву Хатлону Балх,
Шуда рӯз бар ҳар касе тору талх.

Бухорову Хоразму Омую Зам,
Басе ёд дорем бо дарду ғам.

Зи бедоду аз ранҷи Афросиёб
Касеро набуд ҷои орому хоб.

Чу Кайхусрав омад, бирастем аз ӯй,
Ҷаҳоне шуд осуда аз гуфтугӯй.

В-аз он пас чу Арҷосп шуд зӯрманд,
Шуд ин марзҳо пур зи дарду газанд.

Аз Эрон чу Гуштосп омад ба ҷанг,
Надид эч Арҷосп ҷои диранг.

Биёсуд гетӣ зи кирдори ӯй,
Ки ҳаргиз мабодо фалак ёри ӯй!

В-аз он пас чу Нарсӣ сипаҳдор гашт,
Ҳама марзҳо пур зи тимор гашт.

1. Л – бувад
2. Л – оҳанги
3. Л – ному паю
4. Л – Куҷо тахт бо

Чу Шопури Ҳурмузд бигрифт ҷой,
Надонист Нарсӣ сарашро зи пой.

Ҷаҳон сӯи дод омаду эманӣ,
Зи бад баста шуд дасти оҳарманӣ.

Чу хоқон ҷаҳон бистад аз Яздгирд,
Ба бад тездастӣ баровард гирд,

Биёмад ҷаҳондор Баҳроми Гӯр,
Аз ӯ гашт хоқон пур аз дарду шӯр.

Шуд аз доди ӯ ин ҷаҳон чун биҳишт,
Пароканда шуд кори нохубу зишт.

Ба ҳангоми Пирӯз чун Хушнавоз,
Ҷаҳон кард пурҷавру гурму[1] гудоз.

Ма бодо Фуғониш фарзанди ӯй,
На хешони бедоду пайванди ӯй!

Ҷаҳондор Кисро кунун марзамон[2]
Бипазруфту пурмоя кард арзамон.[3]

Ҷаҳон сарбасар чун тан асту сар ӯ,[4]
Бимонод то ҷовидон эдар[5] ӯ!

Чу з-ин сон замин дод бинад кунун,
Набинем ранҷу нарезанд хун.

В-аз он пас зи Ҳайтолу Турку Хутан,
Ба Гулзарриюн баршуданд анҷуман.

Ба ҳар сӯ, ки мӯбад будӣ кордон,
Раде поку хушёру бисёрдон.

Зи туркон ҳар он кас, ки буд ройзан,
Ба наздики ӯ шуд бузург анҷуман.[6]

1. Л – пур гурму дарду
2. Л – марзи мо
3. Л – гашт арзи мо.
4. Л – яксара бод маъвои ӯй,
5. Л –ҷои
6. ИЛ –б. 2331 нест.

Чунон рӯй диданд яксар сипоҳ,
Ки оянд бо ҳадя наздики шоҳ.

Чу наздики Нӯшинравон омаданд,
Ҳама якдилу якзабон омаданд,

Чунон гашт аз анбӯҳ даргоҳи шоҳ,
Ки бастанд бар мӯру бар пашша роҳ.[1]

Ҳама барниҳоданд сар бар замин,
Ҳама шоҳро хонданд офарин.

Бигуфтанд, к-«Эй шоҳ, мо бандаем,
Ба фармони ту бар[2] ҷаҳон зиндаем,

Ҳама сарфарозем бо сози ҷанг,
Ба ҳомун бидаррем чарми паланг».

Шаҳаншаҳ бипазруфт аз эшон нисор,
Бирафтанд пас аз дари шаҳрёр.[3]

Аз эшон Фуғониш буд пешрав,
Сипоҳе пасаш ҷангсозони нав.

Зи гурдон чу хушнуд шуд шаҳрёр,
Биёмад ба даргоҳ солори бор.

Бипурсид бисёру бинвохтшон,
Ба ҳар барзане ҷойгаҳ сохтшон.

В-аз он пас шаҳаншоҳи яздонпараст
Ба хок омад аз ҷойгоҳи нишаст.

Ситоиш ҳаме кард бар Кирдгор,
Ки «Эй бартар аз гардиши рӯзгор,

Ту додӣ маро фарру[4] фарҳангу рой,
Ту бошӣ ба ҳар неку бад[5] раҳнамой,

1. И–б. 2334 нест.
2. Л –дар
3. И –б. 2335–2338 нест.
4. И – хушу
5. Л–некие

Ки ҳар кас, ки ёбад[1] зи ман огаҳӣ,
Аз он пас наҷӯяд кулоҳи меҳӣ.

Ҳама кеҳтариро бисозанд кор,
Надорад касе заҳраи корзор.

Ба кӯҳ- андарун мурғу моҳӣ дар об,
Чу ман хуфта бошам, биҷӯянд хоб,

Ҳама дому дад посбони мананд,
Меҳони ҷаҳон кеҳтарони мананд.

Киро баргузинӣ ту, ӯ хор нест,
Ҷаҳонро ҷуз аз ту ҷаҳондор нест.

Ту нерӯ диҳӣ, то магар дар ҷаҳон
Нахуспад зи ман мӯр хаста ниҳон.

Чунин пеши Яздон фаровон гирист,
Нигар, то чунин дар ҷаҳон шоҳ кист?

## БОЗОМАДАНИ НӮШИНРАВОН БА ЭРОНЗАМИН БА ПИРӮЗӢ

Ба тахт омад аз ҷойгоҳи намоз,
Сипоҳаш[2] ба рафтан гирифтанд соз.

Баромад хурӯшидани говдум
Зи даргоҳу[3] овози рӯинахум.[4]

Зи Яздони некидиҳиш кард ёд,
Сипаҳ барнишасту буна барниҳод.

Зи динору дебову тоҷу камар,
Зи ганҷи дирам, ҳам зи ганҷи гуҳар.

Зи аспону пӯшидарӯёну тоҷ,
Дигар махди пирӯзаву тахти оҷ.

1. Л –ояд ба ҳар кас
2. И – Зи гурдон; Л – Зи Гургон
3. ИЛ – даргоҳ,
4. Л – зарринаҳум.

Нишастанд бар зин парастандагон,
Дилорову[1] ҳар гунае бандагон,[2]

Фиристод яксар сӯи Тайсафун,
Буторои[3] чинӣ ба пеш-андарун.

Ба фархунда фолу ба равшан равон[4]
Бирафтанду гирд- андараш ходимон.

Сари мӯбадон буд Меҳронситод,
Бишуд бо шабистони хоқоннажод.

Сӯи Тайсафун рафт ганҷу буна,
Сипоҳе намонд аз ялон як тана.

Ҳама вижа гурдону озодагон
Биёмад сӯи Озарободагон.

Сипоҳе биёмад зи ҳар кишваре,
Зи Гелону аз Дайламон лашкаре,

Зи кӯҳи Балуҷу зи дашти Саруч
Бирафтанд ханҷаргузорони[5] Куч.

Ҳама пок бо ҳадяву бо нисор,
Ба пеши саропардаи шаҳрёр.

Бад-он шод шуд шаҳрёри бузург,
Ки аз меш кӯтоҳ шуд чанги гург.

Ҷаҳон то ҷаҳон буд, кӯче[6] набуд,
Магар шаҳр аз эшон пур аз доғу дуд.

Ба фарри ҷаҳондор[7] Кисро сипеҳр
Дигаргунатар шуд ба оину меҳр.

---

1. Л – Буторову
2. ТП – Чу ороста гаштагон корҳо,
   Ҳамон боркашҳову ҳам борҳо.
3. Л – Шабистони
4. ИЛ – рӯз осмон.
5. И – ханҷаргузорон ба
6. ИЛ – булӯче
7. И – ҷаҳонҷӯй

Ба шаҳре куҷо баргузаштӣ сипоҳ,
Наёзоради киштманде ба роҳ.

Наҷустӣ касе аз касе нону об,
Ба раҳ-бар биёростӣ ҷои хоб.

Бар ин сон ҳаме гирди гетӣ бигашт,
Нигаҳ кард ҳар ҷои ҳомуну дашт.

Ҷаҳон дид яксар пур аз киштманд,
Дару дашт пургову пургӯсфанд.

Замине, ки обод ҳаргиз набуд,
Бар ӯ-бар надиданд кишту дуруд,

Нигаҳ кард Кисро барӯманд ёфт,
Ба ҳар хонае чанд фарзанд ёфт.

Хамида сар аз бор шохи дарахт
Ба фарри ҷаҳондори бедорбахт.[1]

Чу якчанд баргашт гардуни моҳ,
Фиристодаи Қайсар омад зи роҳ.[2]

Або ҳадяву ҷомаву симу зар,[3]
Зи дебои румиву румӣ гуҳар.

Нисоре, ки пӯшида шуд рӯи бум,
Чунон бож ҳаргиз наёмад зи Рум.

Зи динор пур карда даҳ чарми гов,
Сесола фиристода шуд божу сов.

Зи Қайсар яке номае бо нисор
Набишта бари[4] номвар[5] шаҳрёр.

Фиристодаро пеш биншонданд,
Нигаҳ кард,[6] то нома бархонданд.

1. ИЛ – пирӯзбахт.
2. Л – Ба манзил расиданд шоҳу сипоҳ; Л –Ба манзил расиданд наздики шоҳ.
3. Л – симу хам тахти зар,
4. Л – Навишта сӯи
5. И – Бад-он нома буд номи Кай
6. И – Бифармуд

Басе гарм пайғомҳо дода буд,
Зи чизе, ки пешаш фиристода буд,

К-аз ин пас фузунтар фиристем чиз,
Ки ин боҷ буд, тоҷ боист низ.[1]

В-аз он тахт шаҳ андаромад ба асп,
Ҳаме рафт[2] то хони Озаргушасп.

Чу аз дур ҷои парастиш бидид,
Шуд аз оби дида рухаш нопадид.

Фуруд омад аз аспу[3] барсам ба даст,
Ба замзам ҳаме гуфту лабро бубаст,

Навон пеши оташ ниёиш гирифт,
Ҷаҳонофаринро ситоиш гирифт.

Ҳама зарру гавҳар фузунӣ, ки бурд,
Саросар ба ганҷури оташ супурд.

Пароканд бар мӯбадон симу зар,
Ҳамон ҷома бахшидашон бо гуҳар.

Ҳама мӯбадон з-ӯ тавонгар шуданд,
Ниёишкунон пеши озар шуданд.

Ба замзам ҳаме хонданд офарин
Бар он додгар шаҳрёри замин,

В-аз он ҷо биёмад сӯи Тайсафун,
Замин шуд зи лашкар куҳи Бесутун.[4]

Ба ҳар шаҳр, к-андаршуд он додгар,
Ба дарвеш додӣ басе симу зар.[5]

---

1. И – б. 2382, 2383 нест;
   ТПИЛМ – Пазируфт шоҳ, он чи* ӯ дид** ранҷ,
   Фиристод яксар ҳама сӯи*** ганҷ.
   * Л – Бипазруфт шоҳ он ки. ** И – Сипаҳбад бидид, он чи буд дида. *** И – Аз он пас фиристод яксар ба.
2. И – Ҳаме ронд
3. Л – асп,
4. Л – Сипоҳе паси пушту пеш- андарун.
5. И – б. 2393 нест.

Зи кас хоста, к-аш пароканда шуд,
Зи ганҷу дирам кишвар оганда шуд.

В-аз он шаҳр сӯи Мадоин кашид,
Ки он ҷо будӣ ганҷҳоро калид.

Бутистони Чин бо чиҳил устод
Ҳаме ронд аз пеш Меҳронситод.

## АНДАР ОРОМ ЁФТАНИ ҶАҲОНИЁН АЗ ОИНИ НӮШИНРАВОН

Чу Кисро биёмад бари тахти хеш
Гурозону анбоз бо бахти хеш,

Ҷаҳон чун биҳиште шуд ороста
Зи доду зи хубӣ пур аз хоста.[1]

Баросуда шоҳон аз[2] овехтан,
Ба ҳар ҷой,[3] бедоду хун рехтан,

Ҷаҳон нав шуд аз фарраи эзадӣ,
Бубастанд, гуфтӣ, ду дасти бадӣ,

Надонист кас ғорату тохтан,
Дигар даст сӯи бадӣ охтан.

Ҷаҳоне ба фармони шоҳ омаданд,
Зи кажживу торӣ ба роҳ омаданд.

Касе к-ӯ ба раҳ[4] – бар[5] дирам рехтӣ,
Аз он хоста дузд бугрехтӣ.

Зи дебову динор бар хушку об,
Ба рахшанда рӯзу ба ҳангоми хоб

1. Л –б. 2396–2398 нест.
2. И – Баросуд мардум зи
3. И –Зи ҳар ҷома,
4. Л – дар
5. И – ба саҳро

Зи биму зи доди ҷаҳондор[1] шоҳ,
Накардӣ бадандеш аз он[2] нигоҳ.

Ҷаҳон чун биҳиште шуд[3] ороста,
Дару дашт яксар пур аз хоста,[4]

Бипайваст[5] нома зи[6] ҳар кишваре,
Зи[7] ҳар номдореву ҳар меҳтаре.

Зи бозоргонону туркони Чин,
Зи Сақлобу ҳар кишваре ҳамчунин,

Зи бас номаи[8] мушку чинипаринд,
Аз ороиши Руму аз бӯи Ҳинд.

Шуд Эрон ба кирдори хуррамбиҳишт,
Ҳама хок анбар шуду зар-ш[9] хишт.

Ҷаҳоне ба Эрон ниҳоданд рӯй,
Баросуда аз дарду[10] аз[11] гуфтугӯй.

Гулоб аст гуфтӣ[12] ҳаворо сиришк,
Биёсуда мардум зи ранҷу пизишк.

Биборид бар гул баҳангом нам,
Набуд киштварзе[13] зи борон дижам.

Дару дашт гул буду бому срой,
Ҷаҳон гашт пурсабзаву чорпой.

Ҳама рӯдҳо ҳамчу дарё шуда,
Ба полиз гул чун Сурайё шуда,

1. И – ҷаҳонҷӯй
2. ИЛ –з-он
3. Л –буд
4. И –б. 2406 нест.
5. И – Бибинвишт
6. ИЛ –ба
7. ИЛ-Ба
8. ИЛ – нофаи
9. И – хоки ӯ анбару зарр (у)
10. И – ранҷу
11. Л –в-аз
12. ИЛ –гӯӣ
13. И– киштзоре

Ба Эрон забонҳо биёмӯхтанд,
Равонҳо ба дониш бияфрӯхтанд.

Зи бозоргонони ҳар марзу бум,
Зи Ҳинду зи Чину зи Турку зи Рум

Ситоиш гирифтанд бар раҳнамой,
Физоиш гирифт аз гиё чорпой.[1]

Ҳар он кас, ки аз дониш огоҳ буд,
Зи гӯяндагон бар дари шоҳ буд.

Раду мӯбаду бихрадон арҷманд,
Бадандеш тарсон зи бими газанд.

Чу хуршед гетӣ биёростӣ,
Хурӯше зи даргоҳ бархостӣ,

Ки «-Эй зердастони шоҳи ҷаҳон,
Мадоред як тан бад андар ниҳон!

Ҳар он кас, ки аз кор дидаст ранҷ,
Биёбад ба андоза аз[2] ранҷ ганҷ.

Бигӯед яксар ба солори бор,
Ки аз мо кунад муздро хостор.

В-агар вомхоҳе биёяд зи роҳ,
Дирам хоҳад аз марди бедастгоҳ,

Набояд, ки ёбад тиҳидаст ранҷ,
Ки ганҷур вомаш битӯзад зи ганҷ.[3]

Касе, к-ӯ кунад бар зани кас нигоҳ,
Чу хасмаш биёяд ба даргоҳи шоҳ,

Наёбад ба ҷуз чоҳу дори баланд,
Ки бо дор тир асту бо чоҳ банд.

В-агар асп ёбанд ҷое яла,
Ки деҳқон ба дар баркунад з-он гала,

1. И – б. 2417, 2418 нест.
2. Л –андозаи
3. И – б. 2424–2426 нест.

Бирезанд хунаш бар он киштманд,
Барад гӯшт он кас, ки ёбад газанд.

Пиёда савораш бимонад зи асп,
Ба пӯзиш равад пеши Озаргушасп.

Араз бистурад номи девони ӯй,
Ба пой андароранд айвони ӯй.

Гуноҳе ки бошад каму беш аз ин,
Зи пастар бувад он ки буд пеш аз ин.[1]

Набошад бар ин[2] шоҳ ҳамдостон,
Ба дар-бар нахоҳад ҷуз аз ростон.

Ҳар он кас, ки напсандад ин роҳи мо,
Мабодо, ки бошад ба даргоҳи мо».

## ПАНД ДОДАНИ БУЗАРҶМЕҲР НӮШИНРАВОНРО

Ҷаҳондор биншаст як рӯз шод,
Бузургони донандаро бор дод.

Сухан гуфт хандону букшод чеҳр,
Бари тахт биншаст Бузарҷмеҳр,

Яке офарин кард бар шаҳрёр,
Ки дил шуд ба кирдори хуррам баҳор.

Чунин гуфт к-«Эй довари[3] тозарӯй,
Ки бар ту наёбад сухан айбҷӯй.

Хуҷаста шаҳаншоҳи пирӯзгар,
Ҷаҳондори бодонишу богуҳар,

Навиштам сухан чанд бар паҳлавӣ,
Абар дафтару коғази хусравӣ.

Супурдам ба ганҷур то рӯзгор
Барояд, бихонад магар шаҳрёр.

1. Л – б. 2433 нест.
2. Л – ҳаме
3. И – меҳтари

Бидидам, ки ин гунбади дерсоз[1]
Нахоҳад ҳаме лаб кушодан[2] ба роз.

Агар мард бархезад аз тахти базм,
Ниҳад бар кафи хеш ҷонро ба разм,

Заминро бипардозад аз душманон,
Шавад эмин аз ранҷи оҳарманон,

Шавад бар ҷаҳон подшо сар ба сар,
Биёбад суханҳо ҳама дарбадар,

Шавад даст дар кор кардан фарох
Кунад гулшану боғу майдону кох,[3]

Ниҳад ганҷу фарзанд гирд оварад,
Басе рӯз бар орзу бишмарад,

Фароз оварад лашкару хоста,
Шавад коху айвонаш ороста.

Гар эдун, ки дарвеш бошад ба ранҷ,
Фароз орад аз ҳар сӯе тоҷу ганҷ.

Зару сими бисёр гирд оварад,
Зи сад сол будан-ш барнагзарад.

Шавад хоку бебар шавад ранҷи ӯ,
Ба душман бимонад ҳама ганҷи ӯ.

На фарзанд монад, на тахту кулоҳ,
На айвони шоҳӣ, на ганҷу сипоҳ.

Чу биншинад он ҷастану боди ӯ,
Зи гетӣ нагирад касе ёди ӯ.

Бар ин кор чун бугзарад рӯзгор,
Аз ӯ номи некӯ бувад ёдгор.

1. И – дербоз,
2. И – кушудан
3. И – б. 2447 нест.

Ба гетӣ ду чиз аст ҷовид[1] бас,
Дигар ҳарчӣ бошад, намонад ба кас.

Сухан гуфтани нағзу гуфтори[2] нек
Нагардад куҳан, то ҷаҳон аст рек.

Зи хуршеду аз бод в-аз обу хок
Нагардад табаҳ[3] ному гуфтори пок.

Бар ин[4] сон бувад гардиши рӯзгор,
Хунук марди бошарму парҳезгор.

Макун, шаҳрёро, гунаҳ, то тавон,
Гуноҳе, к-аз ӯ шарм дорад равон.

Беозориву судмандӣ гузин,
Ки ин аст фарҳангу оини дин.

Зи ман ёдгор аст чандин[5] сухан,
Гумонам, ки ҳаргиз нагардад куҳан».

Чу букшод[6] равшан дили шаҳрёр,
Фаровон сухан кард аз ӯ хостор.

Бад-ӯ гуфт: «Фаррух кадом аст мард,
Ки дорад диле шод бе боди сард?»

Чунин[7] гуфт, к-«Он, к-ӯ бувад бегуноҳ,
Набурдаст Оҳарман ӯро[8] зи роҳ».

Бипурсидаш аз кажживу роҳи дев,
Зи роҳи ҷаҳондор кайҳонхидев.

Бад-ӯ гуфт: «Фармони Яздон беҳист,
Ки андар ду гетӣ бад-ӯ фарраҳист.

---

1. И – некӯ
2. И – хубу кирдори
3. И – кухан
4. И –Чу з-ин
5. И–чанде
6. И – букшуд
7. И –Бад-ӯ
8. И – Оҳарманаш дил

Дари бадтарӣ роҳи Оҳарман аст,
Ки марди парастандаро душман аст.

Хунук дар ҷаҳон марди бартарманиш,
Ки покиву шарм аст пероҳанаш.

Чу ҷонаш танашро нигаҳбон бувад,
Ҳама зиндагониш осон бувад.

Бимонад бад-ӯ одиву ростӣ,
Накӯбад дари кажживу костӣ.

Ҳар он чиз, к-он бахраи тан бувад,
Равонаш пас аз марг равшан бувад,

Аз ин ҳар ду чизе надорад дареғ,
Ки бахри наём аст ё бахри тег.[1]

Сухан машнав аз марди афсунманиш,
Ки бо ҷони равшан бувад бадкуниш.

Чу хасту наёяд ба дигар сарой,
Ҳам эдар пур аз дард монад ба ҷой.

Аз ин бугзарӣ, сифла онро шинос,
Ки аз покяздон надорад ҳарос.

Дареғ оядаш бахраи тан зи тан,
Шавад з-орзуҳо, бубандад даҳан.

Ҳамон бахри ҷонаш, ки дониш бувад,
Надонад, на аз донишӣ бишнавад».

Бипурсид Кисро, ки «Аз кеҳтарон
Киро бошад андозаи меҳтарон?»

Чунин гуфт, к-«Он кас, ки донотар аст,
Ба ҳар орзу-бар тавонотар аст!»

«Кадом аст доно, бад-ӯ шоҳ гуфт, -
Ки дониш бувад мардро дар нуҳуфт?»

---

1. ТПЗ – Касе, к-ӯ бувад бар хирад подшо,
Равонро наронад ба роҳи ҳаво.

Чунин гуфт, к-«Он, к-ӯ ба фармони дев
Набуррад дил аз роҳи кайҳонхидев.

Касеро на бар хира фармон барад,
Ки хасми равон асту они хирад.

Даҳ Оҳармананд ин ба нерӯи шер,
Ки оранд ҷону хирадро ба зер».

Бад-ӯ гуфт Кисро, ки «Даҳ дев чист,
К-аз эшон хирадро бибояд гирист?»

Чунин дод посух, ки «Озу ниёз,
Ду деванд бозӯру гарданфароз.

Дигар хашму рашк асту нанг асту кин,
Чу наммому дурӯю нопокдин.

Даҳум он ки аз кас надорад сипос
Ба некиву ҳам нест яздоншинос».

Бад-ӯ гуфт: «з-Ин шум даҳ пургазанд
Кадом аст Оҳармани зӯрманд?»

Чунин дод посух ба Кисро, ки «Оз
Ситамгора деве бувад дерсоз,

Ки ӯро набинанд хушнуд ҳеч,
Ҳама дар фузуниш бошад басеч.

Ниёз он, ки ӯро аз андӯҳу дард
Ҳама кӯр бинанду рухсора зард.

К-аз ин бугзарӣ, хусраво, деви рашк
Яке дардманде бувад бепизашк.

Агар дар замона касе бегазанд
Бубинад, шавад ҷони ӯ дардманд.

Дигар нанг деве бувад пурситез,
Ҳамеша ба бад карда чангол тез.

Дигар дев кин аст пурчӯшу хашм,
Зи мардум натобад гаҳи хашм чашм.

На бахшоиш орад ба кас-бар, на меҳр,
Дижогоҳ деве пурожанг чеҳр.

Дигар дев наммом, к-ӯ ҷуз дурӯғ
Надонад, наронад сухан бофурӯғ.

Бимонад суханчину дурӯй дев,
Бурида дил аз тарси кайҳонхидев.

Миёни ду тан ҷангу кин афканад,
Бикӯшад, ки пайвастагӣ бишканад.

Дигар дев бедонишу носипос,
Набошад хирадманду некишинос.

Ба наздики ӯ шарму рой андакест,
Ба чашмаш баду нек ҳар ду якест».

Зи доно бипурсид пас шаҳрёр,
Ки «чун дев бо дил кунад корзор?

Ба банда чӣ додаст кайҳонхидев,
Ки аз кор кӯтаҳ кунад дасти дев?»

Чунин дод посух, ки «Дасти хирад
Зи кирдори Оҳарманон бугзарад.

Зи шамшери девон хирад ҷавшан аст,
Дилу ҷони доно бад-ӯ равшан аст.

Гузашта сухан ёд дорад хирад,
Ба дониш равонро ҳаме парварад.

Хирад бод ҷони туро раҳнамун,
Ки роҳе дароз аст пеш- андарун.

В-агар худ бувад, он ки хонем хим,
Ки бо ӯ надорад дил аз дев бим.

Ҷаҳон хуш бувад бар дили некхӯй,
Нагардад ба гирди дари орзуй.

Суханҳои уммед гӯям кунун,
Ки дилро ба шодӣ бувад раҳнамун.

Ҳамеша хирадманди уммедвор
Набинад ба ҷуз шодӣ аз рӯзгор.

Наяндешад аз кори бад як замон,
Раҳи тир гирад, на роҳи камон.

Дигар, ҳар кӣ хушнуд бошад ба ганҷ,
Наёзад, наёрад танашро ба ранҷ.

Наяндешаду бар дирам нангарад,
Ҳама рӯзи ӯ бар хушӣ бугзарад.

Дигар, ҳар кӣ яздонпараст асту бас,
Ба ранҷу ба ганҷу ба озарми кас

Зи фармони Яздон нагардад сараш,
Сиришти бадӣ нест дар гавҳараш.

Бар ин ҳамнишон аст парҳез низ,
Ки нафрӯшад ӯ роҳи Яздон ба чиз.

Бад-ӯ гуфт, з-«Инҳо кадом аст,-шоҳ,–
Сӯи некуиҳо намояндароҳ?»

Чунин дод посух, ки «Роҳи хирад
Зи ҳар донишӣ бегумон бугзарад.

Ҳамон хӯи некӯ, ки мардум бад-ӯй
Бимонад ҳамасола боо6рӯй.

В-аз ин гавҳарон гавҳаре устувор
Тани хушнудӣ дидам аз рӯзгор.

В-аз эшон умед аст оҳистатар,
Баросуда аз ранҷу шоистатар.

В-аз ин гавҳарон оз дидам ба ранҷ,
Ки ҳамвора серӣ наёбад зи ганҷ».

Бад-ӯ гуфт шоҳ: «Аз ҳунарҳо чӣ беҳ,
Ки гардад аз ӯ марди ҷӯянда меҳ?»

Чунин дод посух, ки «Дониш беҳ аст,
Хирадманд худ бар меҳон-бар меҳ аст,[1]

Ки доно наёзад ба тундӣ ба ганч,
Тани хешро дур дорад зи ранч».

Зи нерӯи хасмаш бипурсид шоҳ,
Ки «Чун чуст хоҳад ҳаме дастгоҳ?»

Чунин дод посух, ки «Кирдори бад
Бувад хасми равшанравону хирад.[2]

Зи доно бипурсид пас додгар,
Ки «Фарҳанг беҳтар бувад, ё гуҳар?»

Чунин дод посух бад-ӯ раҳнамун,
Ки «Фарҳанг бошад зи гавҳар фузун,

Ки фарҳанг ороиши ҷон бувад,
Зи гавҳар сухан гуфтан осон бувад.

Гуҳар бе ҳунар зору хор асту суст,
Ба фарҳанг бошад равон тандуруст».

Бад-ӯ гуфт: «Ҷонро зудудан ба чист,
Ҳунарҳои танро ситудан ба чист?»

«Бигӯям кунун,– гуфт,– ман сар ба сар,
Агар ёд гирӣ ба ман дар ба дар.

Хирад чун яке хилъати эзадист,
Аз[3] андеша дур асту дур аз бадист.

---

1. ТП - Чунин дод посух, ки «ҳар к-ӯ зи роҳ
Нагардад, бувад бо тане бегуноҳ.
Биёбад ба гетӣ ҳаме ному ком,
Аз анҷом фарҷому аз ком ном».
Бипурсид аз ӯ: «Номбардор гав,
К-аз ин раҳ кадомин кунам пешрав?»
Чунин дод посух ки овози нарм
Суханҳо, ки ронад ба гуфтори гарм,
Фузунӣ наҷӯяд бар ин ҷуз хирад,
Хирад бегумон бар ҳунар бугзарад».
В-аз он пас зи доно бипурсид меҳ,
Ки «Фарҳанги мардум кадом аст беҳ?»
2. Л – б. 2451–2529 нест.
3. Л – Зи

Ҳунарманд, к-аз хештан дар шигифт
Бимонад, ҳунар з-ӯ набояд гирифт.

Ҳамон хушманиш мардуми хешкор
Набошад ба чашми хирадманд хор.

Агар бахшишу донишу расму дод
Ҳунарманд[1] гирд оварад бо нажод.

Бузургиву афзуниву ростӣ,
Ҳаме гирад аз хӯи бад костӣ».

В-аз он пас бипурсид Кисро аз ӯй,
Ки «Эй номвар мардуми некхӯй.[2]

Бузургӣ ба кӯшиш бувад[3], ё ба бахт,
Ки ёбад ҷаҳондор аз ӯ тоҷу тахт?»

Чунин дод посух, ки «бахту ҳунар
Чунонанд чун ҷуфт бо якдигар,

Чунон чун тану ҷон, ки ёранду ҷуфт,
Тануманд пайдову ҷон дар нуҳуфт.

Ҳамон колбад мардро кӯшиш аст,
Агар бахти бедор дар ҷӯшиш аст.

Ба кӯшиш бузургӣ наёяд ба ҷой,
Магар бахти некаш бувад раҳнамой.

Ва дигар, ки гетӣ фасона-сту бод,
Чу хобе, ки бинанда дорад ба ёд.

Чу бедор гардад, набинад ба чашм,
Агар некуӣ дид, агар дарду хашм!»

Дигар, пурсише баркушод аз нуҳуфт;
«Ба доно ситуда кадом аст?»-гуфт.

Чунин дод посух, ки «Шоҳе, ки тахт
Биёрояду зӯр ёбад зи бахт.

1. Л – Хирадманд
2. Л – марди фарҳангҷӯй.
3. Л –гар.

В-агар додгар бошаду некном,
Биёбад зи гуфтору кирдор ком».

Бад-ӯ гуфт, к-«Андар ҷаҳон мустаманд
Кадом асту бадрӯзи носудманд?»

Чунин дод посух, ки «Дарвеши зишт,
Ки на ком ёбад, на хуррамбиҳишт».

Бипурсиду гуфто, ки «Бадбахт кист,
Ки ҳамвораш аз дард бояд гирист?»

Чунин дод посух, ки «Донандамард,
Ки дорад зи кирдори бад рӯй зард».

Бипурсид аз ӯ, гуфт: «Хурсанд кист,
Ба бешӣ зи чиз орзуманд кист?»

Чунин дод посух, ки «Он кас, ки меҳр
Надорад бар ин кори[1] гардонсипеҳр».

Бад-ӯ гуфт: «Моро кӣ шоистатар?»
Бад-ӯ гуфт: «Он кас, ки оҳистатар».

Бипурсид аз ӯ, гуфт: «Оҳиста кист,
Ки бар тезмардум бибояд гирист?»

Чунин дод посух, ки «Аз айбҷӯй,
Нигар, то кӣ печад сар аз гуфтугӯй.

Ба наздики ӯ шарму оҳистагист,
Хирадмандиву рою шоистагист».

Бипурсид аз ӯ номвар шаҳрёр,
Ки «Аз мардумон кист уммедвор?»

Бад-ӯ гуфт: «Он кас, ки кӯшотар аст,
Ду гӯшаш ба дониш ниюшотар аст».

Бипурсид аз ӯ шаҳрёри ҷаҳон
Аз огоҳии неку бад дар ниҳон.

1. Л –карди

Чунин дод посух, ки «Аз огаҳӣ
Фаровон бувад кажжу мағзаш тиҳӣ.

Магар он ки гуфтанд, хок аст ҷой,
Надонам чӣ гунаст дигар сарой».

Бад-ӯ гуфт Кисро, ки «Ободшаҳр
Кадом асту мо з-ӯ чӣ дорем баҳр?»

Чунин дод посух, ки «Ободҷой
Зи доди ҷаҳондор бошад ба пой».

Бипурсиду гуфташ: «Кӣ бедортар,
Писандидатар марди ҳушёртар

Ба гетӣ кадом аст, бо ман бигӯй,
Ки бифзояд аз донишӣ обрӯй».

Чунин дод посух, ки «Донои пир,
Ки бо озмоиш бувад ёдгир».

Бад-ӯ гуфт Кисро, ки «Ромиш кирост,
Кӣ дорад ба шодӣ ҳаме пушт рост?»

Чунин дод посух, ки «Он к-ӯ зи бим
Бувад эмину бошадаш зарру сим».

Бад-ӯ гуфт: «Моро ситоиш ба чист,
Ба наздики ҳар кас писандида кист?»

Бад-ӯ дод посух, ки «Он, к-ӯ ниёз
Бипӯшад, ҳамон рашк бо нангу оз.

Ҳамон кину рашкаш бимонад ниҳон,
Писандида ӯ бошад андар ҷаҳон».

Зи марди шикебо бипурсид шоҳ;
«Кӣ аз сабр дорад ба сар- бар кулоҳ?»

Чунин гуфт: «Он кас, ки навмед гашт,
Зи бахту рухонаш чу хуршед гашт.

Дигар он ки рӯзаш бибояд шумурд,
Ба кори бузург- андарун дастбурд».

Бад-ӯ гуфт: «Ғам бар дили кист беш,
К-аз андӯҳ сер омад[1] аз ҷони хеш?»

Чунин дод посух, ки «он, к-ӯ зи тахт
Биафтоду навмед гардад зи бахт».

Бипурсид аз ӯ шаҳрёри баланд,
Ки аз мо, кӣ дорад дили дардманд?

Чунин гуфт, к-он, к-ӯ хирадманд нест,
Тавонгар касеро, ки фарзанд нест.

Бипурсид шоҳ аз диле мустаманд,
Нишаста ба гурм- андарун бегазанд.

Бад-ӯ гуфт: «Бодонишу порсо,
Ки гардад бар ӯ аблаҳе подшо».

Бад-ӯ гуфт: «Навмедтар ҳам касе,[2]
Ки бошад тавоноӣ ӯро басе».[3]

Чунин гуфт, к-«Он к-ӯ зи кори бузург
Биафтад, бимонад нажанду сутург».

Бипурсид аз ӯ шоҳ Нӯшинравон,
Ки «Эй марди бинову бахтат ҷавон,

Кӣ донӣ, ки беному ороиш аст,
Кӣ ӯ аз дари меҳру бахшоиш аст?»

Бад-ӯ гуфт: «Марди фаровонгуноҳ,
Гунаҳгор дарвеши бедастгоҳ».

Бипурсиду гуфташ, ки «Баргӯй рост,
Ки то аз гузашта пушаймон кирост?»

Чунин дод посух, ки «Он тиратарг,
Ки бар сар ниҳад подшо рӯзи марг.

1. Л – ояд
2. Л – кас кадом,
3. Л – Ки дорад тавоноиву некном.

Пушаймон шавад, дил кунад[1] пурҳарос,
Ки ҷонаш ба Яздон бувад носипос.

Ва дигар, ки кирдор дорад касе,
Ба наздики ӯ[2] носипосон басе».

Бипурсиду гуфт: «Эй хирадёфта,
Ҳунарҳо як андар дигар бофта,

Чӣ донӣ, к-аз ӯ тан бувад бегазанд,
Ҳам он бар дили ҳар касе арҷманд?»[3]

Чунин дод посух, ки «Чун тандуруст
Бувад, дил ҷуз аз шодмонӣ наҷуст.

Ҳамон орзу тандурустӣ бувад,
Чу аз дард рӯзе ба сустӣ бувад».

Бипурсиду гуфташ, ки «Аз орзу
Чӣ беш аст, пайдо кун, эй некхӯ?»

Бад-ӯ гуфт: «Чун сарфарозӣ бувад,
Ҳама орзу бениёзӣ бувад.

Чу бо бениёзӣ бувад тандуруст,
Набояд ҷуз аз коми дил чиз ҷуст».

Аз он пас чунин гуфт бо раҳнамун,
Ки «Бар дил чӣ андеша бошад фузун?»

Чунин дод посух, ки «Инро се рӯй
Бисозад хирадманд бо роҳҷӯй.

Яке он ки андеша аз рӯзи бад
Магар бегунаҳ бар танаш бад расад.

Битарсад зи кори фиребанда дӯст,
Ки бо мағз ҷон хоҳаду хуну пӯст.

Се дигар, ки бедодгар подшо,
Ки бекор нашносад аз порсо.

1. Л –бо диле
2. Л–он
3. И –б. 2466–2596 нест.

Чу некӯ бувад гардиши рӯзгор,
Хирадёфта ёри омӯзгор.

Ҷаҳон равшану подшо додгар,
Зи гардун наёбӣ фузун з-ин ҳунар».

Бипурсидаш аз дину аз ростӣ,
К-аз ӯ дур бошад бади костӣ.

Бад-ӯ гуфт: «Шоҳо, ба дине гарой,
К-аз ӯ нагсилад ёди номи Худой,

Ки дуранд зи кажживу аз роҳи дев,
Битарсанд яксар зи кайҳонхидев.

Ба фармони Яздон ниҳода ду гӯш,
Аз эшон набошад касе динфурӯш».

В-аз он пас бипурсидаш аз подшо,
Ки фармонравон аст[1] бар порсо.

К-«Аз эшон кадом аст пирӯзбахт,
Ки бошад ба гетӣ сазовори тахт?

Чунин гуфт, к-«Он, к-ӯ бувад додгар,
Хирад дораду шарму рою ҳунар».

Бипурсидаш аз дӯстони куҳан,
Кӣ бошанд ҳамгӯшаву[2] ҳамсухан?

Чунин дод посух, ки «Аз марди дӯст
Ҷавонмардиву дод додан накӯст.

Нахоҳад ба ту бад ба озарм кас,
Ба сахтӣ бувад ёру фарёдрас».

Бад-ӯ гуфт Кисро: «Киро беш дӯст,
К-аз эшон яке бошадаш хуну пӯст?»

Чунин дод посух, ки «Аз некдил,
Ҷудоӣ нахоҳад магар дилгусил![3]

1. И – фармонраво гашт
2. И –ҳампешаву
3. И – б. 2620 нест.

Дигар он касе ки[1] навозандатар,
Накӯтар ба кирдору созандатар».

Бад-ӯ гуфт: «Душман киро бештар,
Ки бошад бад-ӯ-бар бадандештар?»

Чунин дод посух, ки «Бартарманиш,
Ки бошад фаровон бад-ӯ сарзаниш.

Ҳамон кас, ки овоз дорад дурушт,
Пурожанг рухсору баста ду мушт».

Бад-ӯ гуфт: «То ҷовидон дӯст кист,
Зи дарди ҷудоӣ кӣ хоҳад гирист?»[2]

Чунон дод посух, ки «Анбоз мард,
Накоҳад, насӯзад, натарсад зи дард».

«Чӣ монад[3]-бад-ӯ, - гуфт,-ҷовид чиз,
Ки он чиз каммӣ нагирад ба низ?»

Чунин дод посух, ки «Кирдори нек
Нахоҳад ҷудо будан аз ёри нек».[4]

Бад-ӯ гуфт Кисро: «Кӣ равшантар аст,
Ки бар тораки ҳар касе афсар аст?»

Чунин гуфт, к-«Ин ҷони доно бувад,
Ки бар орзуҳо тавоно бувад».

Бад-ӯ гуфт шоҳ: «Эй худованди меҳр,
Чӣ бошад ба паҳно фузун аз сипеҳр?»

Бигуфташ: «Яке шоҳи бахшандадаст,
Ва дигар дили марди яздонпараст».

Бипурсиду гуфташ: «Чӣ оҷиртар,
К-аз он барфарозад хирадманд сар?»

1. ИЛ – к-ӯ
2. Л – б. 2630 нест.
3. И – бояд
4. Л – б. 2627, 2628 нест.

Чунин дод посух, ки «Эй подшо,
Мадеҳ ганҷ ҳаргиз ба нопорсо.

Чу кирдор бо носипосон кунӣ,
Ҳаме хишти хушк андар об афканӣ».

Бад-ӯ гуфт, к-«Андар чӣ чиз аст ранҷ,
К-аз ӯ кам шавад мардро ози ганҷ?»

Чунин дод посух, ки «Эй шаҳрёр,
Ҳамеша дилат бод чун навбаҳор,

Парастандаи шоҳи бадхӯ зи ранҷ
Нахоҳад тану зиндагониву ганҷ.[1]

Бипурсиду гуфташ: «Чӣ дидӣ шигифт,
К-аз он бартар андоза натвон гирифт?»

Чунин гуфт бо шоҳ Бузарҷмеҳр,
Ки «Яксар шигифт аст кори сипеҳр.

Яке мард бинӣ, ки бо дастгоҳ
Расида кулоҳаш ба абри сиёҳ,

Ки ӯ дасти чапро надонад зи рост,
Зи бахшиш фузунӣ надорад зи[2] кост.

Як аз[3] гардиши осмони баланд,
Ситора бигӯяд, ки чун асту чанд.

Фалак раҳнамунаш ба сахтӣ бувад,
Ҳама баҳри ӯ шӯрбахтӣ бувад».

«Гаронтар чӣ донӣ?» - бад-ӯ гуфт шоҳ.
Чунин дод посух, ки «Санги[4] гуноҳ».

Бипурсид, к-«Аз бадтарин корҳо,
Зи гуфторҳо, ҳам зи кирдорҳо

1. И - 6. 2629–2638 нест.
2. Л –на
3. Л –яке
4. И – бори

Кадом аст бонангу босарзаниш,
Ки хонад варо ҳар касе бадкуниш?»

Чунин дод посух, ки «Зуфтӣ зи шоҳ,
Ситеҳидани мардуми бегуноҳ.[1]

Тавонгар, ки тангӣ кунад дар хуриш,
Дареғ оядаш пӯшишу парвариш.

Заноне ки эшон надоранд шарм,
Ба гуфтан надоранд овози нарм.

Ҳамон некмардон, ки тундӣ кунанд,
В-агар тангдастон баландӣ кунанд.

Дурӯғ он ки берангу зишт асту хор,
Чи бар пойкору чи бар шаҳрёр».

«Ба гетӣ зи некӣ чӣ чиз аст - гуфт –
Ҳам аз ошкору ҳам андар нуҳуфт,

К-аз он[2] марди донанда ҷавшан кунад,
Равонро бад-он чиз равшан кунад?»

Чунин дод посух, ки «Кӯшо ба дин,
Зи гетӣ наёбад магар офарин.

Дигар он, ки дорад зи Яздон сипос,
Бувад донишӣ марди некишинос».[3]

Бад-ӯ гуфт Кисро: «Зи карда чӣ беҳ,
Чӣ нокарда аз шоҳу аз марди кеҳ?

Чӣ беҳтар зи фармудану доштан,
В-агар мардро хор бугзоштан?

Чӣ беҳтар, к-аз он боздорем чанг,
Гирифтан чӣ беҳтар зи бахри диранг?»[4]

1. И – б. 2646–2648 нест.
2. Л –ӯ
3. И – б. 2653–2656 нест.
4. И – б. 2654 нест.

Ба посух «Нигаҳ доштан,– гуфт,– хашм,
Ки аз пургуноҳон бихобанд чашм.

Дигар он, ки бедор дорӣ равон,
Накӯшӣ ба бад корҳо то тавон,

Фурӯҳишта кин, баргирифта умед,
Битобад равон з-ӯ ба кирдори шед.

Ба кори база чанд ёбӣ маза,
Бияфкан маза, дур бош аз база».

Сипос аз Худованди хуршеду моҳ,[1]
Ки растам зи Бузарҷмеҳру зи шоҳ.[2]

Чу ин кор дилгират омад ба бун,
Зи шатранҷ бояд, ки ронам сухун.

## АНДАР ФИРИСТОДАНИ РОЙИ ҲИНД ШАТРАНҶРО НАЗДИ НӮШИНРАВОН

Чунин гуфт мӯбад, ки «Як рӯз шоҳ
Ба дебои румӣ биёрост гоҳ.

Биёвехт тоҷ аз бари тахти соҷ,
Ҳама соҷ оҷу ҳама оҷ тоҷ.

Ҳама бурҷ моҳу ҳама гоҳ шоҳ,
Ҳама боргоҳаш саросар сипоҳ.

Ҳама кох пурмӯбаду марзбон
Зи Балху зи Бомиву аз ҳар карон.

Чунин огаҳӣ ёфт шоҳи ҷаҳон
Зи гуфтори бедор корогаҳон,

Ки омад фиристодаи шоҳи Ҳинд
Або пилу чатру саворони Синд.

Шутурвор бор аст бо ӯ ҳазор,
Ҳаме роҳ ҷӯяд бари шаҳрёр.

1. И–гардонсипеҳр,
2. И – Ки пардахтам аз шоҳу Бузарҷмеҳр.

Ҳамон гаҳ чу бишнид бедор шоҳ,
Пазира фиристод чанде сипоҳ,

Чу омад бари шаҳрёри бузург
Фиристодаи номдори сутург,[1]

Ба расми бузургон ниёиш гирифт,
Ҷаҳонофаринро ситоиш гирифт.

Гуҳар кард бисёр пешаш нисор
Або чатру бо пилу[2] бо гӯшвор.

Биёроста чатри ҳиндӣ ба зар,
Бар ӯ бофта чанд гуна гуҳар.

Сари бор букшод дар[3] боргоҳ,
Биёвард яксар ҳама назди шоҳ.

Фаровон ба бор- андарун симу зар,
Чи аз мушку анбар, чи аз уди тар.

Зи ёқуту алмосу аз теғи Ҳинд,
Ҳама теғи ҳиндӣ саросар паринд.

Зи чизе ки хезад зи Қаннуҷу Мой,
Зада дасту пой, оварида ба ҷой.

Ниҳоданд[4] яксар ҳама пеши тахт,
Нигаҳ кард солори пирӯзбахт.

Зи чизе, ки бурд андар он Рой ранҷ,
Фиристод Кисро саросар ба ганҷ.

Биёвард пас номае бар паринд,
Навишта ба Нӯшинравон Ройи Ҳинд.[5]

Яке тахти шатранҷ карда ба ранҷ,
Тиҳӣ карда аз ранҷи шатранҷ ганҷ.

---

1. И – б. 2674 нест.
2. И – Яке чатру даҳ тавқи
3. И – бикшуд бар
4. И – Бибурданд
5. И – б. 2683, 2684 нест.

Чунин дод пайғом ҳиндӣ[1] зи Рой,
Ки то чарх бошад, ту бодӣ[2] ба ҷой!

Касе, к-ӯ ба дониш барад ранҷ беш,
Бифармой, то тахти шатранҷ пеш

Ниҳанду зи ҳар гуна рой оваранд,
Ки ин нағз бозӣ ба ҷой оваранд.

Бидонанд ҳар мӯҳраеро ба ном,
Ки чун ронд бояд-шу хона кадом,

Пиёда бидонанду пилу сипоҳ,
Руху аспу рафтори фарзину шоҳ.

Гар ин нағз бозӣ бурун оваранд,
Ба донандагон-бар фузун оваранд,

Ҳамон сову боже, ки фармуд шоҳ,
Ба хубӣ фиристам бад-он боргоҳ.

В-агар номдорони эронгурӯҳ
Аз ин дониш оянд яксар сутӯҳ,

Чу бо дониши мо надоранд тов,
Нахоҳанд аз ин буму бар божу сов,

Ҳамон бож бояд-т пазруфт низ,
Ки дониш беҳ аз номбардор чиз.

Дилу гӯш Кисро ба гӯянда дод,
Суханҳо бар ӯ кард гӯянда ёд.

Ниҳоданд шатранҷ наздики шоҳ,
Ба мӯҳра- дарун кард чанде нигоҳ.

Ба тахташ яке мӯҳраи оҷ буд,
Пур аз рангу пайкар дигар соҷ буд.

Бипурсид аз ӯ шоҳи бедорбахт,
Аз он пайкари мӯҳраву нек тахт.

1. ИЛ – ҳинду
2. И – бошӣ

Чунин дод посух, ки «Эй шаҳрёр,
Ҳама расми роҳ аз дари корзор

Бубинӣ, чу бинӣ ба бозиш роҳ,
Раҳу рою ороиши размгоҳ.

Бад-ӯ гуфт: «Як ҳафта хоҳам замон,
Бибозем ҳаштум ба равшан равон».

Яке хуррам айвон бипардохтанд,
Фиристодаро ҷойгаҳ сохтанд.

Раду мӯбадони намояндароҳ
Бирафтанд яксар ба наздики шоҳ.

Ниҳоданд пас тахти шатранҷ пеш,
Нигаҳ кард ҳар як зи андоза беш.

Биҷустанду ҳар гунае сохтанд,
Зи ҳар даст бо якдигар бохтанд.

Яке гуфту пурсиду дигар шунид,
Наёвард кас роҳи бозӣ падид.

Бирафтанд яксар пурожанг чеҳр,
Биёмад бари шоҳ Бузарҷмеҳр.

Варо з-он сухан тунду ноком дид,
Баоғоз[1] он ранҷи фарҷом дид.

Ба Кисро чунин гуфт, к-«Эй подшо,
Ҷаҳондору бедору фармонраво,

Ман ин нағз бозӣ ба ҷой оварам,
Хирадро бар ин раҳнамой оварам».

Бад-ӯ гуфт шоҳ: «Ин сухан[2] кори туст,
Ки равшанравон бодиву тандуруст.

Кунун Ройи Қаннуҷ гӯяд,[3] ки шоҳ
Надорад яке марди ҷӯяндароҳ.

1. И – Ба оғози
2. И – Кисро, ки ин кори
3. Л – гуфтӣ

Шикасте будӣ зишт бар мӯбадон,
Ба даргоҳу бар гоҳу бар биҳрадон».[1]

Биёвард шатранҷ Бузарҷмеҳр,
Пурандеша биншасту букшод чеҳр.

Ҳаме ҷуст бозӣ чапу дасти рост,
Ҳаме ронд, то ҷои ҳар як куҷост.

Ба як рӯзу як шаб чу бозӣ биёфт.
Аз айвон сӯи шоҳи Эрон шитофт.

Бад-ӯ гуфт, к-«Эй шоҳи пирӯзбахт,
Нигаҳ кардам ин пайкари мушку тахт.

Ба хубӣ ҳама бозӣ омад ба ҷой
Ба бахти баланди ҷаҳонкадхудой.

Фиристодаи Ройро пеш хоҳ,
Касеро, ки дорад мар онро нигоҳ.[2]

Шаҳаншоҳ бояд, ки бинад нахуст,
Яке размгоҳ аст гӯӣ дуруст».

Зи гуфтори ӯ шод шуд шаҳрёр,
Варо некпай хонду беҳрӯзгор.

Бифармуд, то мӯбадону радон
Бирафтанд бо номвар биҳрадон.[3]

Фиристодаи Ройро пеш хонд,
Бари номвар боргоҳаш нишонд.[4]

Бад-ӯ гуфт гӯянда Бузарҷмеҳр,
Ки «Эй мӯбади Ройи хуршедчеҳр,[5]

Аз ин мӯҳраҳо шоҳ бо ту чӣ гуфт,
Ки ҳамвора бо ту хирад бод ҷуфт?»

---

1. И – б.2713, 2714 нест.
2. Л – Касоне, ки доранд моро; И – доранд моро
3. И – б. 2722, 2723 нест.
4. И – Фиристодаро хонд, пурсид шоҳ,
   Ба наздик биншонд дар пешгоҳ.
5. И–б. 2725 нест.

Чунин дод посух, ки «Фархунда Рой,
Чу аз пеши ӯ ман бирафтам зи ҷой,

Маро гуфт, к-«Ин мӯҳраи соҷу оҷ
Бубар пеши тахти худованди тоҷ.

Бигӯяш, ки бо мӯбадон рой зан,
Бинеҳ пешу биншон яке анҷуман.

Гар ин нағз бозӣ ба ҷой оваранд,
Писандидаву раҳнамой оваранд,

Ҳамин бадраву бардаву божу сов
Фиристем чандон, ки дорем тов.

Ба дониш бувад шаҳрёр арҷманд,
На аз ганҷу мардони тахти баланд.[1]

В-агар шоҳу фарзонагон ин ба ҷой
Наёранду равшан надоранд рой[2],

Набояд, ки хоҳад зи мо божу ганҷ,
Дареғ оядаш ҷони доно ба ранҷ.

Чу бинад дилу ройи борики мо,
Фузунтар фиристад ба наздики мо».

Бари тахти он шоҳи бедорбахт
Биёварду бинҳод шатранҷу тахт.

Чунин гуфт бо мӯбадону радон,
Ки «Эй покдил, номвар бихрадон,

Ҳама гӯш доред гуфтори ӯй,
Ҳамин ройи солори хушёри ӯй!»

Биёрост доно яке размгоҳ,
Ба қалб- андарун сохта ҷои шоҳ.

Чапу рост саф баркашида сипоҳ,
Пиёда ба пеш- андарун размхоҳ.[3]

1. И –б. 2732 нест.
2. Л – б. 2732. 2733 нест.
3. И – б. 2740 нест.

Ҳушивор дастур бар дасти шоҳ,
Ба разм- андарунаш намояндароҳ.

Биёроста пили ҷангӣ ду сӯй,
Ба ҷанг- андарун ҳамгинон карда рӯй.

В-аз ӯ бартар аспони ҷангӣ ба пой,
Нишонда бар эшон ду покизарой.

Ҳамовард гашта рухон бар ду рӯй,
Ба дасти чапу рост пархошҷӯй.

Чу Бузарҷмеҳр он сипаҳро биронд,
Ҳама анҷуман дар шигифтӣ бимонд.

Ғамӣ шуд фиристодаи Ҳинд сахт,
Бимонд андар он марди бедорбахт.[1]

Шигифт андар он марди ҷоду бимонд,
Дилашро ба андеша- андар нишонд,

Ки ин тахти шатранҷ ҳаргиз надид,
На аз кордонони ҳиндӣ шунид,[2]

Чӣ гуна фароз омадаш рои ин,
Ба гетӣ нагирад касе ҷои ин.

Чунон гашт Кисро зи Бузарҷмеҳр,
Ки гуфтӣ бад-ӯ бахт бинмуд чеҳр.[3]

Яке ҷом фармуд пас шаҳрёр,
Ки карданд пур гавҳари шоҳвор.

Яке бадра динору аспе ба зин
Бад-ӯ доду кардаш басе офарин.

---

1. И – ройи хушёрбахт.
2. ТПМ – На ман гуфтам аз кори ин мӯҳра ҳеч,
Або ӯ суханро накардам басеч.
3. ТПМ – Аз ӯ шоддил гашту бинвохташ,
Сазовортар хилъате сохташ.

## СОХТАНИ БУЗАРҶМЕҲР НАРДРО ВА ФИРИСТОДАНИ НӮШИНРАВОН ӮРО БА ҲИНД

Бишуд марди доно ба ороми хеш,
Яке тахту паргор бинҳод пеш [1]

Нигаҳ кард ҷое, ки ториктар,
К-аз ӯ гардад андеша бориктар.

Ба шатранҷу андешаи ҳиндувон
Нигаҳ карду бифзуд ранҷи равон.

Хирад бо дили равшан анбоз кард,
Ба афсуну андеша бинҳод нард.

Ду мӯҳра бифармуд кардан зи оҷ,
Ҳама пайкари оҷ ҳамранги соҷ.

Яке размгаҳ сохт шатранҷвор,
Дурӯя баророста корзор.

Ду лашкар бубахшид бар ҳашт баҳр,
Ҳама размҷӯёни гирандашаҳр.

Замин тору лашкаргаҳе чор сӯй,
Ду шоҳи гаронмояи некхӯй,

Ки доранд рафтор ҳар ду ба ҳам,
Яке аз дигар барнагирад ситам.[2]

Ба ҳар ҷой гарданда пешаш сипоҳ,
Гурозон ду шоҳ андар он размгоҳ.

Ҳаме ин бад-он, он бад-ин баргузашт,
Гаҳе разми кӯҳу гаҳе разми дашт.

---

1. ТПМ – Фурӯ рафт бисёру андеша кард,
Зи андеша дилро яке беша кард.
Ҳаме хост, то тоза рое занад,
Ба наввӣ яке нағз бозӣ кунад,
Ки монанд фарзонагон дар шигифт,
К-аз ин кор андоза натвон гирифт.
2. М – пас аз б. 2761 ин б. омада:
Ба фармони эшон сипоҳ аз ду рӯй
Ба тундӣ биёроста ҷангҷӯй.

Якеро чу танҳо бигирад ду тан,
Зи лашкар бар ин як тан ояд шикан,[1]

Бад-ин[2] гуна, то бар кӣ ояд[3] шикан,
Шудандӣ сипоҳ аз ду рӯй[4] анҷуман.

Бад-ин сон, ки гуфтам, биёрост нард,
Бари шоҳ шуд, сарбасар ёд[5] кард.

Зи нерӯи шоҳону ҷанги сипоҳ
Бигустурду бинмуд як-як ба шоҳ.

Дили шоҳи Эрон аз он хира монд,
Хирадро ба андеша- андар нишонд.

Аз он рафтани шоҳи бартарманиш,
Ҳамон бадситоиш, ҳамон сарзаниш

Ҳаме гуфт, к-«Эй марди равшанравон,
Ҷавон бодиву рӯзгорат ҷавон!

Бифармуд, то сорбон[6] ду ҳазор
Биёвард уштур бари[7] шаҳрёр.

Зи боже, ки хезад зи Руму зи Чин,
Зи Ҳайтолу Мукрону Эронзамин.

Зи ганҷи шаҳаншоҳ карданд бор,
Бишуд корвон аз дари шаҳрёр.

Чу шуд борҳои шутур сохта,
Дили шоҳ аз он кор пардохта,

Фиристодаи Ройро пеш хонд,
Зи дониш фаровон суханҳо биронд.

Яке нома бинвишт наздики Рой,
Пур аз донишу ромишу ҳушу рой.

1. Л –б. 2765 нест.
2. Л – Бар ин
3. Л – будӣ
4. Л –сипоҳи ду шоҳ
5. Л – сар пур аз бод
6. ИЛ–сорвон
7. Л – Ҳаюн оварад пеши кай

Сари нома кард офарини бузург,
Ба Яздон паноҳаш зи деви сутург.

Дигар гуфт, к-Эй номвар шоҳи Ҳинд,
Зи дарёи Қаннуҷ то пеши[1] Синд

Расид он фиристодаи ройзан
Або чатру пилону он анҷуман.

Ҳамон тахти шатранҷу пайғоми Рой
Шунидему фармонаш[2] омад ба ҷой.

Зи донои ҳиндӣ замон хостем,
Ба дониш равонро биёростем.

Басе ройзан мӯбади некрой,
Пажӯҳиду[3] овард бозӣ ба ҷой.

Кунун орад ин мӯбади ҳушманд
Ба Қаннуҷ наздики Ройи[4] баланд.

Шутурвор бори гарон ду ҳазор,
Писандида чиз аз дари ёдгор.

Ниҳодем бар ҷои шатранҷ нард,
Кунун то ба бозӣ кӣ орад набард.

Бараҳман фаровон бувад покрой,
Ки ин бозӣ орад ба дониш ба ҷой.

Зи чизе, ки дид ин фиристода ранҷ,
Фиристад ҳама Ройи ҳиндӣ ба ганҷ.

В-ар эдун куҷо Рой бо раҳнамой
Бикӯшанду бозӣ наёяд ба ҷой,

Шутурвор бояд, ки ҳам з-ин шумор
Ба паймон кунад Ройи Қаннуҷ бор.

1. И –марзи
2. Л –пайғомаш
3. И –Пажӯҳанда; Л – Пажӯҳида
4. ИЛ – шоҳи

Кунад бор ҳамроҳ бо бори мо,
Бар ин аст паймону бозори мо.

Чу хуршед рахшанда[1] шуд бар сипеҳр,
Бирафт аз бари шоҳ Бузарҷмеҳр.

Або бору бо номаву тахти нард,
Дилаш пур зи бозори нангу набард.

Чу омад зи Эрон ба наздики Рой,
Бараҳман ба шодӣ варо раҳнамой

Биёмад ба наздикии тахти ӯй,
Бидид он сару афсару бахти ӯй.

Фаровон-ш бистуд бар паҳлавӣ,
Бад-ӯ дод пас номаи хусравӣ.

Паёми шаҳаншоҳ бо ӯ[2] бигуфт,
Рухи Ройи ҳиндӣ чу гул баршукуфт.[3]

Зи шатранҷбозиву аз ранҷи Рой
Бигуфт, он чи омад ҳама раҳнамой.[4]

Зи бозиву аз мӯҳраву ройи шоҳ,
В-аз он мӯбадони намояндароҳ

Бигуфт, он ки чун дид донандамард,
Чунон ҳам баробар биёвард нард.

Ба нома кунун ҳар чӣ кардаст ёд,
Бихонад, равонро бупечад зи дод.

Зи гуфтори ӯ шуд рухи Рой зард,
Чу бишнид гуфтори шатранҷу нард.[5]

1. И –тобанда
2. И –сипаҳдори Эрон
3. И – Аз он кор шуд Рой бо дард чуфт.
4. И – б. 2798 нест.
5. Л- б. 2801, 2802 нест.

## НОШИНОХТАНИ ДОНАНДАГОНИ ҲИНД РОЙИ НАРДБОЗӢ

Биёмад яке номвар кадхудой,
Фиристодаро дод шоиста ҷой.

Яке хуррам айвон биёростанд,
Маю руду ромишгарон хостанд.

Замон хост з-ӯ номвар ҳафт рӯз,
Бирафт, он ки будаш зи дониш фурӯз.

Зи кишвар дабирони шоистамард
Яке анҷуман карду бинҳод нард.

Ба як ҳафта ҳар кас, ки буд тезвир
Аз он номдорони барнову пир,

Ҳаме бозҷустанд бозии нард
Ба рашку ба ному ба нангу набард.

Ба ҳаштум чунин гуфт мӯбад ба Рой,
Ки«Инро надонад касе сар зи пой.

Магар бо радон[1] ёр гардад хирад,
К-аз ин мӯҳра бозӣ бурун оварад.

Дили Рой аз он мӯбадон шуд дижам,
Равон пур зи ғам шуд, бурӯ пур зи хам.

Биёмад нуҳум рӯз Бузарҷмеҳр,
Пур аз орзу дил, пурожанг[2] чеҳр,

Ки эдар нафармуд моро диранг,
Набояд, ки гардад дили шоҳ танг.

Бузургони доно ба як сӯ шуданд,
Ба нодонии хеш хасту шуданд.

Чу бишнид, биншаст Бузарҷмеҳр,
Ҳама мӯбадон баркушоданд чеҳр.

1. ИЛ – равон
2. И – Ба ранги гули арғувон кард

Бигустурд пеш- андарун тахти нард,
Ҳама гардиши мӯҳраҳо ёд кард.

Сипаҳдор[1] бинмуду ҷангӣ сипоҳ,
Ҳам ороиши разму фармони шоҳ.

Аз ӯ хира шуд Рой бо ройзан,
Зи кишвар ҳамон номдор[2] анҷуман,

Ҳама меҳтарон офарин хонданд,
Варо мӯбади покдин хонданд.

Зи ҳар донише з-ӯ бипурсид Рой,
Ҳама посух омад якояк ба ҷой.

Хурӯше баромад зи донандагон,
Зи донишпажӯҳону хонандагон,

Ки инат[3] сухангӯву донандамард,
На аз баҳри бозиву шатранҷу нард.

Биёвард он гаҳ шутур ду ҳазор,
Ҳама бож Қаннуҷ карданд бор.

Зи уду зи анбар, зи кофуру зар,
Ҳам аз ҷомаву ҳам зи дурру гуҳар.

Або божи яксола аз пешгоҳ
Фиристод яксар ба даргоҳи[4] шоҳ.

Яке афсаре хост аз ганҷи Рой,
Ҳамон ҷомаи ӯ зи сар то ба пой

Бад-ӯ доду чанд офарин кард низ,
Ба ёрон-ш бахшид бисёр чиз.

Шутур ду ҳазор он гаҳ аз пеш бурд,
Або божу ҳадя мар ӯро супурд.

1. ИЛ – Бунаҳдор
2. И– Шигифте фурӯ монд з-ӯ
3. ИЛ – ин аст
4. И – наздики

Яке корвон буд, ки кас пеш аз он
Надиду набуд хоста беш аз он.

Биёмад зи Қаннуҷ Бузарҷмеҳр,
Барафрохта сар ба гардонсипеҳр.

Диле шод бо номаи шоҳи Ҳинд,
Набишта[1] ба ҳиндӣ хате бар паринд.

Ки Рою бузургон гувоӣ диҳанд,
На аз биму аз[2] сустроӣ[3] диҳанд,

Ки чун шоҳ Нӯшинравон[4] кас надид,
На аз мӯбадон низ ҳаргиз шунид.

На кас донишитар зи дастури ӯй,
Ба дониш сипеҳр аст ганҷури ӯй.

Фиристода шуд божи яксола пеш,
В-агар беш хоҳӣ, фиристам-т беш.

Зи бозӣ, ки паймон ниҳодем, низ
Фиристода шуд ҳарчи боист чиз.

Чу огоҳӣ омад зи доно ба шоҳ,
Ки бо кому бо шодӣ[5] омад зи роҳ.

Бад-он огаҳӣ шод шуд шаҳрёр,
Бифармуд, то ҳар кӣ буд номдор,

Зи шаҳру зи лашкар хабира[6] шуданд,
Бузургони бемар пазира[7] шуданд.

Ба шаҳр андаромад чунон арҷманд
Ба пирӯзии шаҳрёри баланд.

Ба айвон чу омад ба наздики тахт,
Бар ӯ шаҳрёр офарин кард сахт,

1. Л – Навишта
2. Л – бим ё
3. И–бим, к-аз покройӣ
4. И – Нӯширвон
5. И – божу бо хубӣ
6. Л – пазира; И – Бад-он шодмонӣ назира
7. Л–Або кӯсу пилу табира; И – Аз он ҳадяву бож чира

Ба бар-дар гирифташ ҷаҳондор шоҳ,
Бипурсидаш аз Рою аз ранҷи роҳ.

Бигуфт он куҷо рафт Бузарҷмеҳр,
Аз он бахти бедору меҳри сипеҳр.

Пас он номаи Ройи пирӯзбахт
Биёварду бинҳод дар пеши тахт.[1]

Бифармуд, то Яздгирди дабир
Биёмад бари шоҳи донишпазир.

Чу он номаи Ройи[2] ҳиндӣ бихонд,
Ҳама[3] анҷуман дар шигифтӣ бимонд.

Ҳам аз донишу ройи Бузарҷмеҳр,
Ҳам аз бахти солори хуршедчеҳр.

Чунин гуфт Кисро, ки «Яздон сипос,
Ки ҳастӣ хирадманду яздоншинос.

Меҳон тоҷу тахти маро бандаанд,
Дилу ҷон ба меҳри ман огандаанд.

Сипос аз Худованди хуршеду моҳ,
К-аз ӯяст пирӯзиву дастгоҳ».[4]

Шигифтитар аз кори Бузарҷмеҳр,
Ки дониш бад-ӯ дод чандин сипеҳр.

Бар ин достон-бар сухан сохтем,
Ба Талҳанду шатранҷ пардохтем.[5]

1. И – б. 2842–2844 нест.
2. И – шоҳи
3. Л – Яке
4. И – б 2849, 2850 нест.
5. Л – б. 2852 нест.

## ДОСТОНИ ГАВ ВА ТАЛҲАНД ВА ПАЙДО ШУДАНИ ШАТРАНҶ

### ОҒОЗИ ДОСТОН

Чунин гуфт фарзона Шоҳуи пир,
Зи Шоҳуи пир ин сухан ёд гир.

Ки дар Ҳинд марде сарафроз буд,
Ки бо ганҷу бо лашкару соз буд.

Ханида ба ҳар ҷою Ҷамҳур ном,
Ба мардӣ фузун кард аз Фур ном.

Ҳамон подшо буд[1] бар ҳиндувон,
Хирадманду бинову[2] равшанравон.

Варо буд Кашмир[3] то марзи Чин,
Бар ӯ хондандӣ меҳон[4] офарин.

Ба мардӣ ҷаҳонро гирифта ба даст,[5]
Варо Сандалӣ буд ҷои нишаст.[6]

Ҳам эдар будаш тоҷу ганҷу сипоҳ,
Ҳам эдар нигину ҳам эдар кулоҳ.

Ҳунарманд Ҷамҳури фарҳангҷӯй,
Сарафрози бодонишу обрӯй.[7]

Бад-ӯ шодмон зердастони ӯ,
Чи шаҳрӣ, чи аз дарпарастони ӯ,

Зане будаш андархуру[8] ҳушманд,
Ҳунарманду[9] бодонишу бегазанд.[10]

1. Л – Ҷаҳонподшо гашта; И – Шаҳи комрон гашта
2. Л – бедору
3. Л – буд зи Кашмир; И – Зи Мою зи Кашмир
4. Л – бар зи додор буд; И – зи меҳр
5. Л – ҷаҳоне гирифта ба мушт,
6. Л – ҳам ҷою пушт.
7. И – Хирадманду бодонишу обрӯй,
Сарафрозу бедор, фарҳангҷӯй.
8. Л – андар хирад
9. Л – Хирадманду
10. И – б. 2861, 2862 нест.

Писар зод аз он шоҳ як[1] шаб яке,
Ки пайдо набудаш зи моҳ[2] андаке.

Падар чун бидид он ҷаҳондори нав,
Бифармуд, то ном карданд Гав.

Бар ин барнаёмад басе рӯзгор,
Ки бемор шуд ногаҳон шаҳрёр.

Ба кадбону андарз карду бимурд,
Ҷаҳоне пур аз дод Гавро супурд.

Зи хурдӣ нашоист Гав тахтро,[3]
На тоҷу камар бастани сахтро.[4]

Саронро ҳама сар пур аз гард буд,
Зи Ҷамҳур дилшон[5] пур аз дард буд.

Зи бахшидану хӯрдану доди ӯ
Ҷаҳон буд яксар пур аз ёди ӯ.

Сипоҳиву шаҳрӣ шуданд анҷуман,
Зану кӯдаку мард шуд ройзан,[6]

Ки ин хурдкӯдак надонад сипоҳ,
На доду на хашму на тахту кулоҳ.[7]

Ҳама подшоҳӣ шавад пургазанд,
Агар шаҳрёре набошад баланд.

Яке буд[8] бародар мар ин шоҳро,
Хирадманду шоистаи гоҳро.

Куҷо номи он номвар Мой буд.
Ба Данбар нишаста буторой буд.

---

1. Л – дар
2. Л – набуд аз падар
3. И – бахтро,
4. И – бастану тахтро.
5. И – Ҷамҳурашон дил
6. И – Зану марду кӯдак ҳама яксухан.
7. ИМ – Ки ин хурдкӯдак нашояд ба шоҳ,
   Чӣ донад зи ганҷу зи тахту сипоҳ.
8. Л – Будӣ як

Ҷаҳондидагон як ба як шоҳҷӯй
Зи Сандал ба Данбар ниҳоданд рӯй.

Бузургони Кашмир то марзи Чин
Ба шоҳӣ бар ӯ хонданд офарин.

Зи Данбар биёмад сарафроз Мой,
Ба тахти каён андаровард[1] пой.

Ҳамон тоҷи Ҷамҳур бар сар ниҳод,
Ба доду ба бахшиш сар андарниҳод.

Чу бар гоҳ шуд, моми Гавро бихост,
Бипарварду бо ҷон ҳаме дошт рост.

Паричеҳра обастан омад зи Мой,[2]
Писар зод аз ин номвар кадхудой.[3]

Варо подшо ном Талҳанд кард,
Равонро пур аз меҳри фарзанд кард.

Дусола шуд ин хурду Гав ҳафтсол,
Диловар гаве буд бо фарру ёл.

Бад-он чанд гаҳ Мой бемор гашт,
Дили ҷуфт пурдарду тимор гашт.

Ду ҳафта баромад, ба зорӣ бимурд,
Бирафту ҷаҳон дигареро супурд.

Ҳама сандалӣ хору[4] гирён шуданд,
Зи дуди[5] дили Мой бирён шуданд.

Нишастанд як моҳ бо сӯги шоҳ,
Сари моҳ яксар биёмад сипоҳ.

Ҳама номдорону гурдони шаҳр,
Ҳар он кас ки ӯ аз хирад дошт баҳр.

1. И – бузургӣ даровард
2. И – шоҳ,
3. И – он номвар подшоҳ.
4. ИЛ – зору.
5. ИЛ – дарди

Сухан рафт ҳар гуна бар анҷуман,
Чунин гуфт фарзона бо ройзан,

Ки «Ин зан, ки ӯ ҷуфти Ҷамҳур буд,
Ҳамеша зи кирдори бад дур буд.

Ҳама ростӣ хостӣ з-ин ду шӯй,
Набуд эч, то буд ҷуз додҷӯй.

Нажодест ин сохта додро,
Ҳамон ростирову бунёдро.[1]

Ҳамон беҳ, ки ин зан бувад шаҳрёр,
Ки ин монд аз меҳтарон[2] ёдгор».

Ба гуфтори ӯ[3] ром гашт анҷуман,
Фиристода шуд назди он покзан,[4]

Ки «Тахти ду фарзанди худро бигир,
Физоянда корест ин ногузир.

Чу фарзанд гардад сазовори гоҳ,
Бад-ӯ деҳ бузургиву ганҷу сипоҳ.

В-аз он пас ҳам омӯзгораш ту бош,
Дилорому дастуру ёраш ту бош».[5]

Ба гуфтори эшон зани некбахт
Биафрӯхт тоҷу биёрост тахт.

Фузун кард парҳезу хубиву дод,[6]
Ҳама подшоҳӣ бад-ӯ гашт шод.[7]

Бад-эшон супурд он ду фарзандро,
Ду меҳтарнажоди хирадмандро.

---

1. И –б. 2888–2891 нест.
2. И –ӯ монд аз ду шаҳон
3. И – Саросар бад-ин
4. И –поктан. Л– Чунин гуфт фарзона бо ройзан.
5. И –б. 2895, 2896 нест.
6. Л – Рой
7. Л – Ҳунарманду гетӣ сипурда ба пой;
ТПЗЛ– Ду мӯбад гузин кард покизарой,
Ҳунарманду гетӣ сипарда ба пой.*
* Л – Ки бошанд мар Синдро кадхудой.

Набудӣ аз эшон ҷудо як замон,
Ба дидори эшон будӣ шодмон.

Чу нерӯ гирифтанду доно шуданд,
Ба ҳар донише-бар тавоно шуданд,

Замон то замон як зи дигар ҷудо
Шудандӣ бари модари порсо,

Ки аз мо кадом аст шоистатар,
Ба дил бартару низ боистатар.

Чунин гуфт модар ба ҳар ду писар,
Ки «то аз шумо бо кӣ ёбам ҳунар?

Ҳунармандиву рою парҳезу дин,
Забон чарбу ҷӯяндаи офарин.

Чу доред ҳар ду ба шоҳӣ нажод,
Хирад бояду шарму парҳезу дод».

Чу танҳо шудӣ сӯи модар яке,
Чунин ҳам сухан рондӣ андаке,

Ки «Аз мо ду фарзанд кишвар кирост,
Ба шоҳиву ин тахту афсар кирост?»

Бад-ин[1] ном гуфтӣ, ки «тахт они туст,
Хирадмандиву рою[2] бахт они туст».

Ба дигар писар ҳам бад-ин сон сухан
Ҳаме рондӣ, то сухан шуд куҳан.

Дили ҳар яке шод кардӣ[3] ба тахт,
Ба ганҷу сипоҳу ба ному[4] ба бахт.

Расонданд ҳар ду ба мардӣ ба ҷой,
Бадомӯз шуд ҳар дуро раҳнамой.

1. Л – Бад-ӯ
2. Л – тахту
3. И – гаштӣ
4. И – фарру

Зи рашк уфтоданд ҳар ду ба ранҷ,
Барошуфтанд аз пайи тоҷу ганҷ.[1]

Ҳама шаҳру лашкар ба ду ним гашт,
Дили некмардон пур аз бим гашт.

## ГУФТУГӮ КАРДАНИ ГАВ ВА ТАЛҲАНД АЗ БАҲРИ ТАХТ

Зи гуфти бадомӯз ҷӯшон шуданд,
Ба наздики модар хурӯшон шуданд.

Бигуфтанд, к-«Аз мо кӣ зеботар аст,
Ки бар неку бар бад шикеботар аст?»

Чунин посух овард фарзоназан,
Ки «Бо мӯбаде якдилу ройзан

Бибояд нишастан шуморо нахуст
Ба орому бо ком фарҷом ҷуст.[2]»

В-аз он пас гузида бузургони шаҳр,
Ҳар он кас, ки ӯ дорад аз рой баҳр,

Якояк[3] бипурсид бо[4] раҳнамун,
На хуб аст гармӣ[5] ба кор- андарун.

Касе к-ӯ биҷӯяд ҳаме тоҷу гоҳ,
Хирад бояду рою ганҷу сипоҳ.

Чу[6] бедодгар подшоҳӣ кунад,
Ҷаҳон пур зи гурму табоҳӣ кунад.

Ба модар чунин гуфт фарзона[7] Гав,
К-«Аз ин пурсиш андар миёна марав.[8]

1. И – б. 2913 нест.
2. И – б. 2918 нест.
3. И – Суханҳо
4. И – аз
5. И – некӯст кажжӣ
6. Л – Ки
7. И – пурмоя
8. И–машав.

Агар кишвар аз ман нагирад фурӯғ,
Бигӯю макун ҳеҷ ройи дурӯғ.

Ба Талханд биспор тахту кулоҳ,
Ман ӯро яке кеҳтарам некхоҳ.

В-агар ман ба солу хирад меҳтарам,
Ҳам аз пушти[1] Ҷамҳури кундоварам,

Бад-ӯ гӯй,[2] то аз пайи тоҷу тахт
Нагирад ба бедонишӣ кор сахт».

Бад-ӯ гуфт модар, ки «Тундӣ макун,
Бар андоза бояд, ки ронӣ сухун.[3]

Ҳар он кас, ки бар тахти шоҳӣ нишаст,
Миён баста бояд кушода ду даст.

Нигаҳ доштан пок ҷон аз бадӣ,
Ба дониш сипардан раҳи бихрадӣ.[4]

Ҳам аз душман ожир будан ба ҷанг,
Нигаҳ доштан бахраи ному нанг.[5]

Зи доду зи бедоди шаҳру сипоҳ
Бипурсад Худованди хуршеду моҳ.

Агар пашша аз шоҳ ёбад ситам,
Равонаш ба дӯзах бимонад дижам.

Ҷаҳон аз шаби тира торикттар,
Диле бояд аз мӯй бориктар,

Ки аз бад кунад ҷону танро раҳо,
Бидонад, ки каҷжӣ наёрад баҳо.

Чу бар сар ниҳад тоҷ бар тахти дод,
Ҷаҳон яксар аз дод бошанд шод.[6]

1. И–тухми
2. Л – Бигӯӣ, ки
3. Л – по неҳ, баландӣ макун.
4. Л – эзадӣ.
5. ИЛ – б.2931 нест.
6. И – Замин яксар обод дорад ба дод,
Ба додаш бувад мардуми даҳр шол.

Саранҷом[1] бистар зи хишт асту хок,
В-агар сӯхта гардад андар мағок.

Аз ин дудмон шоҳ Ҷамҳур буд,
Ки рояш зи кирдори бад дур буд.

На ҳангом буд мурдан ӯро, бимурд,
Ҷаҳонро ба кеҳтар бародар супурд.

Зи Данбар биёмад сарафроз Мой,
Ҷавон буд бинодилу покрой.[2]

Ҳама сандалӣ пеши ӯй омаданд,
Пур аз хун дилу шоҳҷӯй омаданд.

Биёмад ба тахти меҳӣ барнишаст,
Миён баста буду[3] кушода ду даст

Маро хост, анбоз гаштему ҷуфт,
Бидон, то бимонад сухан дар нуҳуфт.

Пас акнун, ки меҳтар бародар[4] туӣ,
Ба солу хирад низ бартар[5] туӣ,

Ҳамон кун, ки ҷонро надорӣ ба ранҷ,
Зи баҳри сарафрозиву тоҷу ганҷ.

Яке аз шумо гар кунам ман гузин,
Дигар гардад аз ман пур аз дарду кин.

Марезед хун аз пайи тоҷу ганҷ,
Ки бар кас намонад сарои сипанҷ».

Зи модар чу бишнид Талҳанд панд,
Наёмад-ш гуфтори ӯ судманд.

Ба модар чунин гуфт, к-«Аз меҳтарӣ
Ҳаме аз пайи Гав кунӣ доварӣ.

1. И – Ки фарҷом
2. И – раҳнамой.
3. ИЛ – танг баста,
4. И –Кунун бишнав аз он, ки меҳтар
5. И –хирад беҳтар

Ба сол ар бародар зи ман меҳтар аст,
На ҳар к-ӯ бувад меҳтар ӯ,[1] беҳтар аст.

Бад-ин шаҳру лашкар фаровон кас аст,
Ки ҳамсоли ӯ б-осмон каргас аст,

Ки ҳаргиз начӯянд гоҳу сипоҳ,[2]
На афсар, на ганчу на тахту кулоҳ.[3]

Падар гар ба рӯзи ҷавонӣ бимурд,
На тахти бузургӣ касеро супурд.

Дилат чафта бинам ҳаме сӯи Гав,
Бар онӣ, ки ӯро кунӣ пешрав.

Ман аз гил бад-ин гуна мардум кунам,
Мабодо, ки номи падар гум кунам».

Яке модараш сахт савганд х(в)ард,
Ки безорам аз гунбади ложвард.

Агар ҳаргиз ин орзу хостам,
Зи яздону бар[4] дил биёростам,

Мабар з-ин сухан ҷуз ба некӣ гумон,
Машав тез[5] бо гардиши осмон,

Ки онро, ки хоҳад, диҳад некувӣ,
Нигар, ҷуз ба Яздон ба кас награвӣ.

Ман андохтам, ҳарчи омад зи панд,
Агар нест панди манат судманд,

Нигар, то чӣ беҳтар зи кор, он кунед,
В-аз ин пандҳо ромиши[6] ҷон кунед».

В-аз он пас ҳама бихрадонро бихонд,
Ҳама пандҳо[7] пеши эшон биронд.

1. И – кас, ки меҳтар бувад
2. И – кулоҳ,
3. И – На ганчу на кишвар, на марзу сипоҳ.
4. И – Яздон бар ӯ
5. Л – бад ту
6. Л – тӯшаи
7. И – достон

Калиди дари ганҷи ду подшо,
Ки буданд бодонишу порсо,

Биёварду кард ошкоро ниҳон
Ба пеши ҷаҳондидагону меҳон.[1]

Саросар бар эшон бубахшид рост,
Ҳама кому ройи ду фарзанд хост.

Чунин гуфт з-он пас ба Талҳанд Гав,
Ки «Эй некдил марди бозори нав,

Шунидӣ, ки Ҷамхур чанде зи Мой
Сарафрозтар буд ба солу ба рой.

Падар-т он гаронмояи некхӯй,
Накард зч аз тахти ӯ орзуй.

На нанг омадаш ҳаргиз[2] аз кеҳтарӣ.
Наҷуст эч бар меҳтарон[3] меҳтарӣ.

Нигар, то писандад чунин додгар,
Ки ман пеши кеҳтар бубандам камар?

Нагуфтаст модар сухан ҷуз ба дод,
Туро дил чаро шуд зи бедод шод?

Зи лашкар бихонем чанде меҳон,
Хирадманду баргашта гирди ҷаҳон.

Зи фарзонагон чун сухан бишнавем,
Ба рою ба фармонашон бигравем,[4]

К-аз эшон ҳаме дониш омӯхтем,
Ба фарҳанг дилҳо барафрӯхтем».[5]

1. Л–ҷаҳондидагони ҷаҳон.
2. И – ҳеч.
3. И – меҳтараш
4. ТПИМ – Аз айвони модар пур аз* гуфтугӯй,
Бирафтанду дилшон** пур аз ҷустуҷуй.
Бар он барниҳоданд ҳар ду ҷавон,
К-аз ин пас зн гурдону*** аз паҳлавон.
Зи донову нодон сухан нашнавем****
Ба гуфтори фарҳангиён бигравем.
* И – бад ин. ** И – дилҳо. *** и – кордонону. **** И –?
5. И – б. 2974 нест.

Биёмад ду фарзонаи раҳнамой,
Миёншон ҳаме рафт ҳар гуна рой.

Ҳаме хост фарзонаи Гав, ки Гав
Бувад[1] шоҳу дар Сандалӣ пешрав.

Ҳамон кас, ки устоди Талҳанд буд,
Ба фарзонагон-бар[2] хирадманд буд.

Ҳаме ин бар он барзаданд, он бар ин,
Чунин то ду меҳтар гирифтанд кин.

Ниҳоданд аз он пас ба[3] айвон ду тахт,
Нишаста бар ӯ ин ду фирӯзбахт.[4]

Диловар ду фарзанд бар дасти рост,
Ҳаме ҳар яке аз ҷаҳон баҳра хост.

Гаронмоягонро ҳама хонданд,
Ба айвон чапу рост биншонданд.

Забон баркушоданд фарзонагон,
Ки «Эй сарфарозону мардонагон,[5]

Аз ин номдорони фаррухнажод,
Кӣ донед расми падаршон ба ёд,

Кӣ хоҳед бар хештан подшо?
Кӣ доред аз ин ду ҷавон[6] порсо?

Фурӯ монданд андар он мӯбадон,
Бузургону бедордил бихрадон.

Нишаста ду шоҳи ҷавон бар ду тахт
Ба гуфти ду фарзонаи шӯрбахт.

Бидонист шаҳриву ҳам лашкарӣ,
К-аз он кор шӯр[7] ояду доварӣ.

1. И – Шавад
2. И – фарзонагӣ бо
3. И – Ниҳода шуд андар ду
4. И – Нишастанд бар тахт ду некбахт.
5. И–озодагон,
6. И – донед аз ин меҳтарон
7. И – ин кор ҷанг

Ҳама подшоҳӣ бувад[1] бар ду ним,
Хирадманд монад ба ранҷу ба бим.

Яке з-анҷуман сар баровард рост,
Ба ово[2] сухан гуфту бар пой хост,[3]

Ки «Мо аз ду дастуру ду[4] шаҳрёр,
Чӣ ёрем гуфтан, кӣ ояд ба кор?

Бисозем фардо яке анҷуман,
Бигӯем як бо дигар тан ба тан.

В-аз он пас фиристем як-як паём,
Магар шаҳрёрон биёбанд[5] ком».

Бирафтанд аз айвон жакону дижам,
Даҳон пур зи боду равон пур зи ғам.

Бигуфтанд, к-«Ин кор бо ранҷ[6] гашт,
Зи дасти ҷаҳондида андаргузашт.

Баробар надидем ҳаргиз ду шоҳ,
Ду дастури бадхоҳ бар пешгоҳ».

Бибуданд як шаб пурожанг чеҳр,
Бад-он гаҳ ки барзад сар аз кӯҳ меҳр,

Бирафтанд яксар бузургони шаҳр,
Ҳар он кас,[7] ки-шон буд з-он кор[8] баҳр.

Пуровоз шуд Сандалӣ чор сӯ,[9]
Сухан рафт ҳар гунае б-орзу.[10]

1. ИЛ – шавад
2. Л – Ҳам он гаҳ
3. ИМ – Яке марди donанда бар пой хост,
Сухан гуфтану сар баровард рост.
4. И – мо пеши ду номвар
5. И – шаҳрёрӣ биёбед
6. И – кори мо ҳеҷ
7. И –Касоне
8. И – аз кор
9. И – сӯй,
10. Л-ҳар гуна бар орзу; И – ҳар гуна бар орзуй.

Якеро зи гурдон ба Гав буд рой,
Дигар[1] сӯй Талҳанд буд раҳнамой.

Забонҳо зи гуфторҳо шуд сутӯҳ,
Нагаштанд ҳамроҳ бо ҳамгурӯҳ.[2]

Яке сӯи Талҳанд пайғом кард,
Забонро зи Гав пур зи дашном кард.

Дигар сӯи Гав рафт бо гурзу теғ,
Ки аз шоҳ ман ҷон надорам дареғ,

Пурошӯб шуд кишвари Сандалӣ
Бад-он некхоҳиву он баддилӣ.

Хирадманд гӯяд, ки дар як сарой
Чу фармон ду гардад, намонад ба ҷой.

## ҶАНГ СОХТАНИ ГАВ ВА ТАЛҲАНД

Пас огоҳӣ омад ба Талҳанду Гав,
Ки ҳар барзанеро яке пешрав.[3]

Ҳама шаҳр вайрон кунанд аз ҳаво,
Набояд, ки доранд шоҳон раво.

Бибуданд аз он огаҳӣ пурҳарос,
Ҳаме доштандӣ шабу рӯз пос.

Чунон буд, ки рӯзе ду шоҳи ҷавон
Бирафтанд бе лашкару паҳлавон.

Забон баркушоданд як бо дигар
Пурожанг[4] рӯю пур аз ҷанг сар.

Гави номбардор шуд пурхурӯш,
Аз он гуфтаҳо андаромад ба ҷӯш.[5]

---

1. И – Яке
2. ТПЗ – Пароканда гашт он бузург анҷуман
   Сипоҳиву шаҳрӣ ҳама тан ба тан.
3. ТПМ – Падид омаду шаҳр шуд пурхурӯш,
   Хурӯше, ки дилҳо баромад ба ҷӯш.
4. И –Пур аз об
5. И –б. 3010 нест.

Ба Талҳанд гуфт: «Эй бародар,[1] макун,
К-аз андоза бугзашт моро сухун.

Ба беҳуда бар хира чизе маҷӯй,
Ки фарзонагон он набинанд рӯй.

Шунидӣ, ки Ҷамҳур чун[2] зинда буд,
Варо Мой ҳамчун яке банда буд.

Бимурд ӯву ман монда з-ӯ зору[3] хурд,
Яке хурдро гоҳ натвон супурд.

3015 Ҷаҳон пур зи хубӣ буд аз[4] ройи ӯ,
Наёраст ҷустан касе ҷойи ӯ.

Бародар варо ҳамчу ҷон буду тан,
Ба шоҳӣ варо хостанд анҷуман.

Агар будаме ман сазовори гоҳ,
Накардӣ ба Мой- андарун кас нигоҳ.

Бар оини шоҳони пешин равем,
Зи фарзонагон неку бад бишнавем.

Ман аз ту ба солу падар меҳтарам,
Ту донӣ, ки ман тахтро барх(в)арам.[5]

3020 Макун носазо, тахти шоҳӣ маҷӯй,
Макун рӯи кишвар пур аз гуфтугӯй».

Чунин дод Талҳанд посух, ки «бас!
Ба афсун бузургӣ наҷустаст кас.

Ман ин тоҷу тахт аз падар ёфтам,
Зи тухме, ки ӯ[6] кишт, бар ёфтам.

Ҳаме подшоҳиву ганҷу сипоҳ
Аз ин пас ба шамшер дорам нигоҳ.

1. И – Гав гуфт: «Шоҳо,
2. ИЛ – то
3. Л – Бимурду бимондам аз ӯ хору
4. И – буду
5. Л – гӯӣ ки ман меҳтару беҳтарам.
6. И – куҷо

Зи Ҷамхур в-аз[1] Мой чандин магӯй,
Чу хоҳӣ ҳаме тахтро,[2] разм ҷӯй.

Сароншон пур аз ҷанг бозомаданд,
Ба шаҳр- андарун размсоз омаданд.

Сипоҳиву шаҳрӣ ҳама ҷангҷӯй,
Ба даргоҳи шоҳон ниҳоданд рӯй.

Гурӯҳе ба Талҳанд карданд рой,
Дигарро[3] ба Гав буд дил[4] раҳнамой.

Баромад хурӯш аз дари ҳар ду шоҳ,
Паеро[5] набуд андар он шаҳр роҳ.

Нахустин биёрост Талҳанд ҷанг,
Набудаш ба ҷанг аз далерӣ[6] диранг.

Дари ганҷҳои падар даркушод,[7]
Сипаҳро ҳама таргу ҷавшан бидод.[8]

Ҳама шаҳр яксар пур аз бим гашт,
Дили марди бихрад ба ду ним гашт,

Ки то чун бувад гардиши осмон,
Киро баркашад з-ин ду мехтар замон.

Ҳама кишвар огоҳ шуд з-ин ду шоҳ,
Дамодам биёмад зи ҳар сӯ[9] сипоҳ.

Бипӯшид Талҳанд ҷавшан нахуст,
Ба хун рехтан чангҳоро[10] бишуст.

Биёвард Гав низ хафтону хӯд,
Ҳаме дод ҷони падарро дуруд.

---

1. И – аз; Л – Ҷамхуру аз
2. И – Агар тахт хоҳӣ, яке; Л – Агар бо манӣ, тахт бо
3. Л –Якеро
4. И – Гурӯҳе ба Гав ҷонашон
5. Л – Якеро
6. И – Зи мардӣ набудӣ замоне
7. И – боз кард,
8. И– Салеҳи падарро ба лашкар сипард.
9. Л – ду
10. Л – чанги худро

Бад-он тезӣ аз ҷой бархостанд,
Ҳама пушти пилон биёростанд.

Ниҳоданд бар кӯҳаи пил зин,
Ту гуфтӣ, ҳаме ҷанг ҷӯяд замин.

Ҳама чашм[1] пурзангу зарриндарой,
Ҳама гӯш пур нолаи карраной.

Ба лашкаргаҳ омад ду шоҳи ҷавон,
Ҳама пеши бешӣ ниҳода равон.

Сипеҳр андар он размгаҳ хира шуд,
Зи гарди сипаҳ чашмҳо тира шуд.

Баромад хурӯшидани говдум,
Зи ду рӯй овои рӯинахум.[2]

Биёроста маймана, майсара,
Ту гуфтӣ, замин кӯҳ шуд яксара,

Ду лашкар кашиданд саф бар ду мил,
Ду шоҳи сарафроз бар пушти пил.

Дирафше дурафшон ба сар-бар ба пой,
Яке пайкараш бабру дигар ҳумой.

Пиёда ба пеш- андарун найзадор,
Сипардору шоистаи корзор.

## ПАНД ДОДАНИ ГАВ ТАЛҲАНДРО

Нигаҳ кард Гав андар он дашти ҷанг,
Ҳаво дид чун пушти ҷангипаланг.

Ҳама гом хоку ҳама дашт хун,
Ба гирд[3] -андарун найза буд раҳнамун.

1. И – шаҳр
2. И – б. 3041 нест.
3. И – ҷанг

Ба Талҳанд-бар[1] чанд ҷонаш бисӯхт,
Хирад ҳам лаби ози[2] ӯ барбидӯхт.

Гузин кард марде сухангӯй Гав,
К-аз он меҳтарон ӯ будӣ пешрав,

Ки «Рав пеши Талҳанду ӯро бигӯй,
Ки бедод ҷанги бародар маҷӯй,

Ки ҳар хун, ки ояд ба кин рехта,
Ту бошӣ бад-он яксар овехта.

Яке гӯш букшой бар панди Гав,
Ба гуфтори бадгӯй ғарра машав.

Набояд, ки аз мо бад-ин корзор
Накӯҳиш бувад дар ҷаҳон ёдгор.

Аз[3] ин кишвари Ҳинд вайрон шавад,
Куноми палангону шерон шавад.

Бипарҳез аз ин разму овехтан,
Ба бедод-бар хира хун рехтан.

Дили ман бад-ин оштӣ шод кун,
Зи воми хирад гардан озод кун.

Ба паймон аз ин марз то марзи Чин
Туро бод, чандон ки хоҳӣ замин.

Ҳама меҳр бо ҷон баробар кунем,
Туро бар сари хеш афсар кунем.

Бубахшем шоҳӣ ба кирдори ганҷ,
Ки аз тахту афсар наярзад ба ранҷ.

В-агар ҷангу бедод ҷӯӣ ҳама,
Парокандани гирдкарда рама,

1. Л – хар
2. Л–Хирадро ҳаме лаб аз
3. Л –Кӣ; И –Гар

Бад-ин гетӣ- андар накӯҳиш бувад,
Бад-он - дар чу рафтӣ, пажӯҳиш бувад.[1]

Макун, эй бародар, ба бедод рой,
Ки бедодро нест бо дод пой».

Фиристода чун пеши[2] Талҳанд шуд,
Ба пайғоми шоҳ аз дари[3] панд шуд.

Чунин дод посух, ки «Гавро[4] бигӯй,
Ки дар ҷанг чандин баҳона маҷӯй!

Бародар нахоҳам[5] туро ман, на дӯст,
На мағзи ту аз дудаи мо, на пӯст.

Ҳаме[6] подшоҳӣ ту вайрон кунӣ,
Чу оҳанги ҷанги далерон кунӣ.

Ҳама бадсиголон ба назди туанд,
Ба Баҳромрӯз Урмузди туанд,

Гунаҳкор ҳам пеши Яздон туӣ,
Ки бадному бадгавҳару бадхуӣ.

Зи хуне, ки резанд, аз ин пас ба кин,
Ту бошӣ ба нафрину ман б-офарин.

Ва дигар, ки гуфтӣ, бубахшем тоҷ,
Ҳамин марзи боарзу ин тахти оҷ,

Тавоноиву ганҷу шоҳӣ марост,
Зи хуршед то пушти моҳӣ марост.[7]

Ҳар он гаҳ ки ту шаҳрёрӣ кунӣ,
Маро марз бахшиву ёрӣ кунӣ,

---

1. ТПМ– Битарс аз Худованди хуршеду моҳ,
Ки гум кардаӣ бегумон низ роҳ.
2. И – наздики
3. Л – Забону равонаш пур аз
4. И – Ӯро
5. Л – нахонам
6. И – Ҳама
7. Л – б. 3071 нест.

Нахоҳам, ки ҷон бошад андар танам,
Агар чашм бар тоҷу тахт афканам.

Кунун[1] баркашидам сипаҳро[2] рада,
Ҳаво шуд чу дебо ба зар ожада.[3]

Зи бас тиру ҷӯпину нӯки[4] синон
Надонад кунун Гав рикоб аз инон.

Бар овардгаҳ- бар сар афшон кунам,
Ҳама[5] лашкарашро[6] хурӯшон кунам.

Бад-он сон сипоҳ андарорам ба ҷанг,
Ки сер ояд аз ҷанг ҷангипаланг.

Биёрем Гавро кунун баста даст,
Сипоҳаш бубинанд гирди[7] шикаст,[8]

Ки аз бандагон низ то шаҳрёр,
Напӯшад касе ҷавшани корзор».[9]

Чу посух шунид он хирадманд[10] мард,
Биёмад, ҳама як ба як[11] ёд кард.

Ғамӣ шуд дили Гав, чу посух шунид,
Ки Талҳандро ҳеҷ дониш надид.

Пурандеша фарзонаро пеш хонд,
Зи посух фаровон суханҳо биронд.[12]

---

1. Л-Чу ман
2. И – ҷангро баркашидам
3. ИЛ – озада.
4. И – тарку
5. И – Гаву
6. Л–лашкари Гав
7. И – Ба марзу сипоҳ андарояд
8. ТПЗ – Зи теғам сароншон чу беҷон шаванд,
   Чунон хастагон зору печон шаванд.
9. И – б. 3079 нест.
10. И – сухангӯй
11. И – суханҳо ҳама
12. Л –б. 3076, 3077 нест.

Бад-ӯ гуфт, к- «эй[1] марди фарҳангҷӯй,
Яке чораи кор бо ман бигӯй.

Ҳама дашт хун асту бетан сар аст,
Равонҳову дилҳо ба дард[2] андар аст[3].»

Набояд, к-аз ин ҷанг фарҷоми кор
Ба мо бозгардад бади рӯзгор».

Бад-ӯ гуфт фарзона, к-«Эй шаҳрёр,
Набояд туро панди омӯзгор.

Гар аз ман ҳаме бозҷӯӣ сухун,
Ба ҷанги бародар дурушти макун[4].

Фиристодаеро ба наздики ӯй
Сарафрозу бодонишу хубгӯй[5]

Бибояд фиристоду додан паём,
Магар гардад ӯ андар ин ҷанг ром.

Бад-ӯ деҳ ҳама ганҷи[6] нобурда ранҷ,
Ту ҷони бародар гузин кун зи[7] ганҷ.

Чу бошад туро тоҷу ангуштарӣ,
Ба динор бо ӯ макун доварӣ.

Нигаҳ кардам аз гардиши осмон,
Ба зудӣ сар ояд мар ӯро[8] замон.

Зи гарданда ҳафт ахтар андар сипеҳр
Якеро надидам бар ӯ ройи[9] меҳр.

Табаҳ гардад ӯ ҳам бад-ин дашти ҷанг,
Набояд гирифтан бар ӯ кор танг.

1. Л–Эй.
2. Л – Равони гиромӣ ба банд
3. И – Равонро гузар бар ҷаҳондовар.
4. И – Гар аз ман сухан бозҷӯӣ ҳаме,
Ба ҷанги бародар мапӯӣ ҳаме.
5. ИЛ –чарбгӯй
6. И –Варо деҳ ҳама коми
7. И –ба
8. ИЛ-Бад-ин зудӣ ӯро сар ояд
9. И –рою; И –набинам бар ӯ рою

Мадеҳ[1] мӯҳри шоҳиву тахту кулоҳ,
Бад-он то-т баддил нахонанд шоҳ.

Дигар ҳар чӣ хоҳад зи аспу зи ганҷ,
Бидеҳ, то зи ҷонат намонӣ[2] ба ранҷ.

Ту худ[3] шаҳрёриву некахтарӣ,
Ба кори сипеҳрӣ[4] тавонотарӣ».

Зи фарзона[5] бишнид шоҳ ин сухун,
Дигарбора ройи[6] нав афканд бун.

Зи дарди бародар пур аз об рӯй,
Гузин кард некахтаре чарбгӯй.

Бад-ӯ гуфт: «Рав, сӯи Талҳанд шав,
Бигӯяш, ки пурдарду ранҷ аст Гав.

Аз ин гардиши чарху ин корзор
Ҳаме хоҳад аз додгар Кирдгор,[7]

Ки гирд орад андар дилат ҳушу меҳр,
Битобӣ зи ҷанги бародар ту чеҳр.

Зи фарзонаи ту, ки наздики туст,
Фиребандаи[8] ҷони торики туст,

Бипурс аз шумори даҳу дуву ҳафт,
Ки чун хоҳад ин кори бедод рафт.

Агарчанд тундиву ҷанг оварӣ,
Ҳам аз гардиши чарх барнагзарӣ.

Ҳама гирд бар гирди мо душман аст,
Ҷаҳоне пур аз мардуми риман аст.

---

1. ИЛ–Магар
2. Л – набошӣ
3. Л – гар
4. И – сипеҳраш
5. И – мӯбад чу
6. И – Дигар бор коре
7. ТП – Дилаш дардманд асту ҷон мустаманд,
   Танаш дар гузору равон пургазанд.
8. И – Ки ӯ душмани

Ҳам аз шоҳи Кашмиру фағфури Чин,
Ки танг аст аз эшон ба мо-бар замин.[1]

Накӯҳида бошем аз ин ҳар се рӯй,
Ҳам аз номдорони пархошҷӯй.

Чи гӯянд, к-аз баҳри тахту кулоҳ,
Чаро сохт Талҳанду Гав размгоҳ.

Ба гавҳар магар ҳамнажода наянд,
Ҳамон аз падар покзода наянд?!

Ба гуфтори нопокдил раҳнамун
Ҳаме даст ёзанд хешон ба хун.

Зи лашкар гар оӣ ба наздики ман,
Дурахшон кунӣ ҷони торики ман.

Зи динору дебо зи аспону ганҷ
Бубахшам, нахоҳӣ, ки бошам ба ранҷ.

Ҳам аз дасти ман кишвару мӯҳру тоҷ
Биёбӣ ҳамон ёраву тахти оҷ.

Зи меҳтар бародар туро нанг нест,
Маро орзу ҷустани ҷанг нест.

Агар панди ман як ба як нашнавӣ,
Ба фарҷоми корат пушаймон шавӣ».

Фиристода омад чу оби равон
Ба наздики Талҳанди тираравон.

Бигуфт, он чи Гав гуфт,[2] бифзуд низ
Зи шоҳиву аз ганҷу динору чиз.

Чу бишнид Талҳанд гуфтори ӯй,
Хирадмандиву ройи бедори ӯй,

Аз он, к-осмонро дигар буд роз,
Ба гуфти бародар наёмад фароз.

---

1. ТПМ – Ҳам аз ҷанги шерони Эронзамин
Битарсам, чу мо ҷанг созему кин.
2. Л – ӯ гуфту

Чунин дод посух, ки «Гавро бигӯй,
Ки ҳаргиз набошӣ ба ҷуз чораҷӯй.

Бурида забонат ба шамшери бад,
Танат сӯхта б-оташи ҳирбад.

Шунидам ҳама хом гуфтори ту,
Набинам ҷуз аз чора бозори ту.

Чӣ гуна диҳӣ ганҷу шоҳӣ ба ман,
Ту худ кистӣ з-ин бузург[1] анҷуман?![2]

Ҳамоно замонат фароз омадаст,
К-ат андешаҳои дароз омадаст.

Сипоҳ истода чунин бар ду мил
Ба овардгоҳи саворону[3] пил.

Фароз ор лашкар, биёрой ҷанг,
Ба разм омадӣ, чист чандин диранг?!

Кунун бинӣ аз ман чунон дастбурд,
Ки рӯзат ситора бибояд шумурд.[4]

Надонӣ ҷуз афсуну банду фиреб,
Чу дидӣ, ки омад ба пешат ниҳеб.[5]

Аз андеша дуриву аз тоҷу тахт,
Нахонад туро донишӣ некбахт!»

Фиристода омад лабон[6] пур зи бод,
Ҳама посухи подшо кард ёд.

Чунин то шаби тира бинмуд рӯй,
Фиристода омад ҳаме з-ин бад-ӯй.

---

1. Л –шумор
2. ТПЗИЛМ – Тавоноиву ганҷу шоҳӣ марост,
   Зи хуршед то пушти моҳӣ марост.
3. И – Ҷаҳоне пур аз аспу мард асту; Л – Зи овардгоҳу зи пайкора
4. Л – донӣ
5. И – донӣ, ки омад ба тангӣ нишеб.
6. ИЛ – саре

Фуруд омаданд андар он размгоҳ,
Яке канда карданд гирди[1] сипоҳ.

Талоя ҳаме гашт бар гирди дашт,
Бар ин гуна, то он шаб андаргузашт

## ҶАНГИ ГАВ ВА ТАЛҲАНД

Чу барзад сар аз бурҷи шер офтоб,
Замин шуд ба кирдори дарёи об.

Яке чодар овард хуршед зард,
Бигустурд бар гунбади ложвард.

Баромад хурӯшидани карраной,
Ҳам овои кӯс аз ду пардасарой.

Дирафши ду шоҳи нав омад падид,
Сипаҳ маймана, майсара баркашид.

Ду шоҳи сарафроз дар қалбгоҳ,
Ду дастури фарзона бар дасти шоҳ,[2]

Ба фарзонаи хеш фармуд Гав,
Ки гӯяд ба овоз бо пешрав,

Ки бар пой доред яксар дирафш,
Кашида ҳама теғҳои бунафш!

Яке аз ялон пеш манҳед[3] пой,
Пиёда набояд, ки ҷунбад зи ҷой,

Ки ҳар кас, ки тезӣ кунад рӯзи ҷанг,
Набошад хирадманду борою[4] санг.

Бубинам, ки Талҳанд бо ин сипоҳ
Чӣ гуна хиромад ба овардгоҳ.

1. ИЛ – пеши. И – бурҷи
2. Л –б. 3138, 3139 нест.
3. Л – нанҳед
4. ИЛ – бо марди санг.

Набошад ҷуз аз рои Яздони пок
Зи рахшанда[1] хуршед то тирахок,

Чунонастам уммед аз рӯзгор,
Маро[2] рӯшноӣ диҳад Кирдгор.

Зи панд озмудему чанде зи меҳр
Бигуфтему Талҳанд нанмуд чеҳр.[3]

Марезед хун аз пайи хоста,
Ки ёбед худ ганҷи ороста.

В-агар номдоре бувад з-ин[4] сипоҳ,
Ки асп афканад тез бар[5] қалбгоҳ,

Чу Талҳандро ёбад[6] андар набард,
Набояд, ки бар вай фишонанд гард.[7]

Ниёишкунон пеши пили жаён
Бибояд шудан танг баста миён».

Хурӯше баромад, ки «Фармон кунем,
Зи рои ту ороиши ҷон кунем».

В-аз он рӯи Талҳанд пеши сипоҳ,
Чунин гуфт, к-«Эй[8] посбонони гоҳ,

Гар эдун, ки бошем пирӯзгар,
Диҳад гардиши ахтари нек бар,

Ҳама теғҳо кинаро[9] баркашед,
Ба Яздон паноҳеду душман кушед.

1. И – гарданда
2. ИЛ – Ки мон
3. ТПИЛ – Гар эдун, ки пирӯз гардад сипоҳ,
Маро бар диҳад гардиши ҳуру моҳ.
4. И – ин
5. И –дар
6. И –бинад
7. И – вай дамад боди сард.
8. И – бо.
9. Л – Шумо теғҳоро ҳама

Чу ёбед[1] Гавро, набояд-ш кушт,
На бо ӯ сухан низ гуфтан дурушт.[2]

Бигиредаш аз кӯҳаи[3] пили маст,
Ба пеши ман оред баста ду даст.

Ҳамон[4] гаҳ хурӯшидани карраной
Баромад зи даҳлези пардасарой.

Аз овози аспону гарди сарон,
Гароидани гурзҳои гарон,

Ҳамон[5] кӯҳу дарё пуровоз гашт,
Ту гуфтӣ, сипеҳри равон бозгашт.

Зи бас наъраву чок-чоки табар
Надонист кас пой, гуфтӣ, зи сар.

Зи рахшанда пайкону парри уқоб
Ҳаме доман андаркашид офтоб.

Замин шуд ба кирдори дарёи хун,
Сару дашт шуд зери санг- андарун.

Чу пили жаён шоҳзода ду шоҳ,
Биронданд ҳар ду зи[6] қалби сипоҳ,

Хурӯше баромад зи Талҳанду[7] Гав,
Ки «Аз боди жӯпини ман[8] дур шав!

Ба ҷанги[9] бародар макун даст пеш,
Нигаҳ дор аз озори ман ҷони[10] хеш!»

Ҳаме ин бад-он гуфту ҳам он бад-ин,
Чу дарёи хун шуд саросар замин,[11]

1. Л – гиред
2. Л – вай
3. Л – пушти он
4. И – Пас он
5. ИЛ – Ҳама
6. И – пуркин ба
7. И – Чунин гуфт Талҳанди ҷангӣ ба
8. И – пеши гурзи гарон
9. ИЛ – чанг, эй
10. И –Зи Талҳанди ҷангӣ нигаҳ дор
11. И – б. 3167 нест.

Ялоне, ки буданд ханҷаргузор,
Бигаштанд перомани[1] корзор.

Зи захми ду шоҳ-он ду пархошҷӯй
Ҳаме хуну мағз андаромад ба ҷӯй.

Бад-ин гуна то хур зи гунбад бигашт,
Зи андоза овезиш андаргузашт.

Хурӯш омад аз дашту овози Гав,
Ки «Эй ҷангсозону гурдони нав,

Ҳар он кас, ки хоҳад зи мо зинҳор,
Мадоред аз ӯ кинаи корзор.[2]

Бад-он, то бародар битарсад зи ҷанг,
Чу танҳо бимонад, насозад диранг»[3].

Басе хостанд аз ялон зинҳор,
Басе кушта шуд дар дами корзор.

Пароканда гаштанд лашкар ҳама,
Рама бешубон шуд, шубон берама.

Чу Талҳанд-бар пил танҳо бимонд,
Гав ӯро ба овоз чанде бихонд,

Ки «рав,[4] эй бародар,[5] ба айвони хеш,
Нигаҳ кун ба[6] айвону[7] девони хеш.

Наёбӣ ҳамоно басе зинда тан
Аз ин теғзан номдор анҷуман.

Ҳама хубкорӣ зи Яздон шинос,
В-аз ӯ дор, то зинда бошӣ, сипос,

1. И – дар кинаву
2. И – б. 3169–3172 нест.
3. И – Пас аз б. 3173 ин б. омада:
Чу бар кинагаҳ-бар миёнро бубаст,
Ба Талҳанду лашкар даромад шикаст.
4. Л – Ой.
5. И – Аз ин ҷо ба коху
6. Л – Нигаҳбони
7. И – Хирому биёрой

Ки зинда бирафтӣ, ту аз дашти ҷанг,
На ҳангоми рой асту рӯзи диранг».

Чу бишнид Талҳанд овози ӯй,
Шуд аз нанг печону пур-об рӯй.

Ба Марғ[1] омад аз дашти овардгоҳ,
Фароз омадандаш зи ҳар сӯ сипоҳ.

Дари ганҷ букшоду рӯзӣ бидод,
Сипоҳӣ шуд ободу бокому шод.

Сазовори хилъат ҳар он кас, ки дид,
Биёрост ӯро, чунон чун сазид.

Ба динор чун лашкар обод гашт,
Дили ҷангҷӯ аз ғам озод гашт.

Паёме фиристод наздики Гав,
Ки «Эй тахтро чун ба полез хав,

Ба оташ бувӣ ногаҳон сӯхта,
Равон ожада, чашмҳо дӯхта.[2]

Бар онӣ, ки аз ман шудӣ бегазанд,
Дилатро ба зуннори афсун мабанд».

Чу бишнид Гав он паёми дурушт,
Равонро зи меҳри бародар бишуст.

Дилаш з-он суханҳо шуд андӯҳгин,
Ба фарзона гуфт: «Ин шигифтӣ бубин».[3]

Бад-ӯ гуфт фарзона: «Эй шаҳрёр,
Туӣ аз падар тахтро ёдгор.

Зи донишпажӯҳон ту донотарӣ,
Ҳам аз тоҷдорон тавонотарӣ.

---

1. И – Марв
2. И – Ба оташ тани хешро сӯхтӣ,
   Равонро ба кин чашм бардӯхтӣ,
3. Л – б. 3189, 3190 нест.

Маро ин дуруст асту гуфтам ба шоҳ,
Зи гарданда хуршеду рахшанда моҳ,

Ки он номвар то нагардад ҳалок,
Нағалтад чу мор андар ин тирахок,

Наёсояду барнагардад зи ҷанг,
Туро чора дар ҷанг ҷустан диранг.[1]

Ба посух ту ӯро дуруштӣ магӯй,
Бипайванду озарми ӯро биҷӯй.

Ҳама кӯшиши ӯ ба кори бадист,
Чӣ созӣ, ки он бахшиши эзадист?!

Гар ӯ ҷанг созад, насозем ҷанг,
Ки ӯ бошитоб асту мо бодиранг».

Сипаҳбад фиристодаро пеш хонд,
Ба хубӣ[2] суханҳо фаровон биронд.

Бад-ӯ гуфт: «Рав, бо бародар бигӯй,
Ки[3] чанде дуруштиву тундӣ маҷӯй.

Дуруштӣ на зебост аз шаҳрёр,
Падар номвар буду ту номдор.

Маро ин дуруст аст, к-аз панди ман
Ту дуриву дурӣ зи пайванди ман,

Валекин маро, з-он ки ҳаст орзу,
Ки ту номвар бошиву некхӯ.

Бигӯям ҳама, он ки[4] андар дил аст,
Суханҳо, ки ҷонам бад-он моил аст.

Туро сар бупечид дастури бад
Аз осонии роҳу роҳи[5] хирад,

1. ИЛ –б. 3195 нест.
2. Л–чарбӣ
3. Л –Чи
4. И – ранҷ
5. И –Зи осониву ҳушу рою

Магӯ, эй бародар, сухан ҷуз ба дод,
Ки гетӣ саросар фусун асту бод.

Сӯи оштӣ ёз, то ҳар чи ҳаст
Зи ганҷу зи мардони хусравпараст,[1]

Фиристам якояк ҳама пеши ту,
Бубинад равони бадандеши ту,

Ки андар дили ман ба[2] ҷуз дод нест,
Мабодо, к-аз ин ҷони ту шод нест.

Бар ин аст роям, ки додам паём,
Агар бишнавад меҳтари хешком.

В-ар эдун, ки роят ҷуз аз ҷанг нест,
Ба хубиву пайвандат оҳанг нест,

Бисозам кунун ҷангро лашкаре,
Ки бояд сипоҳи маро кишваре.

Аз ин марзи обод мо бугзарем,
Сипаҳро ҳама пеши дарё барем.

Яке канда созем гирди[3] сипоҳ,
Бар ин ҷангҷӯён бубандем роҳ.

Зи дарё ба канда- дар об афканем,
Сари обҳо дар шитоб афканем.

Бад-он то ҳар он кас ки бинад шикаст,
Зи канда набошад варо роҳи ҷаст.

Зи мо ҳар кӣ пирӯз гардад ба ҷанг,
Нарезем хун андар он ҷои танг.

Сипаҳро ҳама дастгир оварем,[4]
Мабодо, ки шамшеру тир оварем».

1. Л – мардону нерӯи даст,
2. И – Равони маро пеша
3. Л – пеши
4. И – нахаста ба

Фиристода баргашту омад чу бод,
Бар ӯ-бар суханҳои Гав[1] кард ёд.

Чу Талҳанд бишнид пайғоми Гав,
Зи лашкар ҳар он кас, ки буд пешрав,

Бифармуд, то пеши ӯ хонданд,
Сазовортар ҷой биншонданд.

Ҳама посухи Гав бад-эшон бигуфт,[2]
Ҳама розҳо баркушод аз нуҳуфт.

Ба лашкар чунин гуфт, к-«Ин ҷанги нав
Ба дарё, ки андеша кардаст Гав,

Чӣ бинеду инро чӣ рой оварем,[3]
Ки андешаи ӯ[4] ба ҷой оварем?[5]

Агар буд хоҳед бо ман яке,
Напечад касе сар зи ҷанг андаке.

Агар ҷанг ҷӯям чи дарё, чи кӯҳ,
Чу дар ҷанг лашкар бувад ҳамгурӯҳ.[6]

Агар ёр бошед, бо ман ба ҷанг,
Аз овози рӯбаҳ[7] натарсад паланг.[8]

Ҳар он кас, ки ҷӯед номи бузург,
Зи гетӣ биёбед коми бузург.

Ҷаҳонҷӯй агар кушта ояд ба ном,
Беҳ аз зинда, душман бад-ӯ шодком,[9]

---

1. И – Ба Талҳанд-бар ин сухан
2. И – Суханҳои Гав як ба як бозгуфт.
3. И – оваред,
4. И – он
5. И – оваред.
6. И– Чу дар ҷанг лашкар бувад ҳамгурӯҳ,
Чи дашту чи ҳомун, чи дарё, чи кӯҳ,
7. И – Зи овози шерон
8. И – наҳанг.
9. И – б. 3229 нест;
ТПЛ – Фароз омад он рӯзгори бузург,
Ба ҳомун падид ояд аз меш гург.

Ҳар он кас, ки дар ҷанг тундӣ кунад,
Ҳамон аз пайи судмандӣ кунад,

Биёбед аз ман басе хоста,
Парастандаву аспи ороста.

Зи Кашмир то пеши дарёи Чин
Ба ҳар шаҳр моро кунанд[1] офарин.

Бубахшам ҳама шаҳрҳо[2] бар сипоҳ,
Чу фармон маро гардаду[3] тоҷу гоҳ».

Ба посух ҳама меҳтарон пеши ӯй,
Якояк ниҳоданд бар хок рӯй,

Ки «мо номҷӯему ту шаҳрёр,
Бубинӣ кунун гардиши рӯзгор.

## БОРИ ДИГАР РАЗМ КАРДАНИ ГАВ ВА ТАЛҲАНД ВА МУРДАНИ ТАЛҲАНД БАР ПУШТИ ПИЛ

Зи даргоҳи Талҳанд баршуд хурӯш,
Зи лашкар ҳама кишвар омад ба ҷӯш.

Сипаҳро ҳама сӯи дарё кашид,
В-аз он сӯ сипоҳи Гав омад падид.[4]

Баробар фуруд омаданд он ду шоҳ,
Ки буданд як бо дигар[5] кинахоҳ,

Ба гирд- андарун кандае сохтанд,
Чу шуд жарф, об андарандохтанд.

Ду лашкар баробар кашиданд саф,
Саворон ҳама бар лаб оварда каф.[6]

Биёроста майсара, маймана,
Кашиданд наздики дарё буна.

1. И – Ки ҳар кас наёбад ба ҷуз
2. И – марзҳо
3. И–бошаду
4. И–Сари найзаро бар Сурайё кашид.
5. И – бо якдигар
6. И –б. 3240 нест.

Ду шохи гаронмоя пурдарду кин
Ниҳоданд бар пушти пилон ду зин.

Ба қалб- андарун сохта ҷои хеш,
Шуда ҳар яке лашкаророи хеш.

Замин қор шуд, осмон шуд бунафш
Зи бас найзаву парниёи дирафш.

Ҳаво шуд зи гарди сипоҳ обнӯс
Зи нолидани бӯқу овои кӯс.

Ту гуфтӣ, ки дарё биҷӯшад ҳаме,
Наҳанг андар ӯ[1] хун хурӯшад ҳаме.

Зи захми табарзину кӯполу теғ[2]
Зи дарё баромад яке сурх меғ.[3]

Чу дар[4] пеш хуршед[5] доман кашид,
Чунон шуд, ки кас низ касро[6] надид

Ту гуфтӣ, ҳаво теғ борад ҳаме,
Ба хок- андарун лола корад ҳаме.[7]

Зи афканда гетӣ бар он гуна гашт,
Ки каргас наёраст бар сар гузашт.

Ҳама дашт мағзу ҷигар буду дил,
Ҳама наъли аспон зи хун пур зи гил.[8]

Гурӯҳе ба канда- дарун пур зи хун,
Дигар сарбурида фиканда нагун.

Зи дарё ҳаме хост аз бод мавҷ,
Сипоҳ андаромад ҳаме фавҷ-фавҷ.

---

1. ИЛ – андарун
2. И – кӯполи кин
3. И – Ту гуфтӣ, фитод осмон бар замин.
4. Л – бар
5. И–гард аз бари меҳр
6. И – Зи гурдон касе якдигарро
7. ТПМ – Хурӯшу фиғон з-осмон баргузашт,
   Яке растахезе падидор гашт.
   Ҷаҳондидаро дида хира бимонд.
   Ҷаҳон яксар аз гард тира бимонд.
8. И – б. 3251 нест.

Нигаҳ кард Талҳанд аз пушти пил,
Замин дид бар сони дарёи Нил.

Хамон бод бар сӯи Талҳанд гашт,
Ба обу ба нон орзуманд гашт.

Зи боду зи хуршеду шамшери тез
На ором диду на роҳи гурез.

Бар он зини заррин бихуфту бимурд,
Ҳама кишвари Ҳинд Гавро супурд.

Ба бешӣ ниҳодаст мардум ду чашм,
Зи каммӣ бувад дил пур аз дарду хашм.

На он монад, эй пири доно, на ин,
Зи гетӣ ҳама шодмонӣ гузин.

Агарчанд бифзояд аз ранҷ ганҷ,
Хама ганҷи гетӣ наярзад ба ранҷ.

Зи қалби сипаҳ чун нигаҳ кард Гав,
Надид он дирафши сипаҳдори нав.

Саворе фиристод, то пушти пил
Биҷӯяд, бигардад ҳаме мил-мил.

Бубинад, ки он лаъли рахшондирафш,
К-аз он буд рӯи саворон бунафш,

Куҷо шуд, ки ӯ нест ҷӯё набард,
Магар чашми ман тиратар кард гард.[1]

Савор омаду сарбасар бингарид,
Дирафши сари номдорон надид.

Ҳама қалбгаҳ дид пургуфтугӯй,[2]
Саворони лашкар ҳама шоҳҷӯй.

1. И – тиратар гашт чашмам зи гард; Л – б. 3264 нест.
2. И – ҳоюҳуй,

Фиристода баргашту омад чу гард.[1]
Суханҳо ҳама пеши Гав ёд кард.[2]

Сипаҳбад фуруд омад аз пушти пил,
Пиёда ҳаме рафт гирён ду мил.

Бародар чу Талҳандро мурда ёфт,[3]
Рухи лашкар аз гард[4] пажмурда ёфт,[5]

3270 Саропои ӯ як ба як бингарид,
Ба[6] ҷое бар ӯ пӯст хаста надид.

Хурӯшон ҳаме гӯшти худро[7] биканд,
Нишаст аз бараш сӯгвору нажанд.

Ҳаме гуфт зор: «Эй набарда ҷавон,
Бирафтӣ пур аз дарду[8] хаста равон.

Туро гардиши ахтари бад бикушт,
В-агарна назад бар ту боде дурушт.

Бупечид аз омӯзгорон сарат,
Ту рафтиву мискин дили модарат.

3275 Ба чарбӣ басе рондаам бо ту панд,
Наёмад туро панди ман судманд»,

Чу фарзонаи Гав бад-он ҷо расид,
Ҷаҳонҷӯй Талҳандро мурда дид.[9]

Хурӯшон биғалтид дар пеши Гав,
Ҳаме гуфт зор: «Эй ҷаҳондори нав!»

1. И – бод,
2. И – кард ёд.
3. И – дид,
4. И – дард
5. И – дид,
6. И – Ки.
7. И – пӯст аз тан; И – бозу
8. И – Бирафтиву кардим
9. ТПЗИЛ – Бародар-ш гирён дар* он паҳндашт,
Хурӯшаш ҳаме аз фалак даргузашт**.
* ИЛ бар. **И – Зи кайвон хурӯшаш ҳаме баргузашт.

В-аз он пас биёрост лабро ба панд,
Ба Гав[1] гуфт, к-«Эй шаҳрёри баланд,

Аз ин зориву сугворӣ чӣ суд,
Чунин рафту ин буданӣ кор буд.

Сипос аз ҷаҳонофаринат якест,
Ки Талҳанд бар дасти ту кушта нест.

Ҳама буданӣ гуфта будам ба шоҳ,
Зи кайвону баҳрому хуршеду моҳ,

Ки чандон бупечад ба разм ин ҷавон,
Ки бар хештан- бар сар орад замон.

Кунун кори Талҳанд чун бод гашт,
Ба нодониву тезӣ андаргузашт.

Сипоҳ аст чандин пур аз дарду хашм,
Саросар ҳама[2] бар ту доранд чашм.

Биёрому моро дил ором деҳ,
Хирадро ба ороми дил ком деҳ,

Ки чун подшоро бубинад сипоҳ,
Пур аз дард гирён пиёда ба роҳ,

Бикоҳад-ш назди сипоҳ обрӯй,
Фурӯмоя густох гардад бад-ӯй.

Ба кирдори ҷоме[3] гулоб аст шоҳ,
Ки аз гарди як[4] бод[5] гардад табоҳ.

Зи доно хирадманд бишнид панд,
Хурӯше зи лашкар баромад баланд,

Ки «Эй номдорону гурдони шоҳ,
Мабошед як тан бад-ин размгоҳ,

1. Л – Бад-ӯ
2. И–Ҳама яксара
3. ИЛ – ҷоми
4. И – гарду аз
5. И – бод ӯ зуд

Ки он лашкар акнун ҷудо нест з-ин,
Ҳама сохтан бояду офарин.[1]

Ҳама пок дар зинҳори манед,
В-аз он пурманиш ёдгори манед».

Пас он гоҳ донандагонро[2] бихонд,
Ба мижгон хама[3] хуни дил барфишонд.

Яке тангтобут кардаш зи оҷ,
Зи зарру зи пирӯзаву чӯби соҷ.

Ба дибқу ба қиру ба кофуру мушк
Сари тангтобут карданд хушк.

Бипӯшид рӯяш ба дебои Синд,
Шуд он номвар номбардори Ҳинд.

В-аз он ҷойгаҳ тез лашкар биронд,
Ба роҳу ба манзил фаровон намонд.

## ОГОҲ ЁФТАНИ МОДАРИ ТАЛҲАНД АЗ МАРГИ ПИСАР ВА СӮГ КАРДАН АЗ БАҲРИ Ӯ

Чу шоҳон гузиданд ҷои набард,
Бишуд модар аз хобу орому х(в)ард.

Ҳамеша ба раҳ дидбон доштӣ,
Ба талхӣ ҳама рӯз бугзоштӣ.

Чу аз роҳ бархост гарди сипоҳ,
Нигаҳ кард бинодил аз дидагоҳ.

Зи боло дирафши Гав омад падид,
Ҳама рӯи кишвар сипаҳ густарид.

Ҳаме дидбон бингарид аз ду мил,
Ки бинад магар тоҷи Талҳанду пил.

---

1. И – пас аз б. 3291 ин б. омада:
Марезед хуну маёзед ҷанг,
Магиред бар он сипаҳ кор танг.
2. И – В-аз он пас ҳама меҳтаронро: Л – Аз он пас ҳама меҳтаронро
3. ИЛ – ҳаме

Наёмад падид аз миёни сипоҳ,
Саворе барафканд аз он дида гоҳ,[1]

Ки лашкар гузар кард аз ин сӯи кӯҳ,
Гаву ҳар кӣ буданд бо ӯ гурӯҳ.

На Талханд пайдо,[2] на пилу дирафш,
На он номдорони зарринакафш,

Зи мижгон фурӯ рехт хун модараш,
Фаровон ба девор барзад сараш.[3]

В-аз он пас чу омад бад-ӯ огаҳӣ,
Ки тира шуд он фарри шоҳаншаҳӣ,

Ҷаҳонҷӯй Талханд бар зин бимурд,
Сари гоҳи шоҳиш Гавро супурд.

Ба айвони ӯ шуд давон модараш,
Ба хун- андарун ғарқ гашта сараш.[4]

Ҳама ҷома бидриду рухро биканд,
Ба айвону ганҷ оташ андарфиканд.

Ҳаме тоҷу[5] тахти бузургӣ[6] бисӯхт,
В-аз он пас баланд оташе барфурӯхт,

Ки сӯзад танашро[7] ба оини Ҳинд,
В-аз он[8] сӯг пайдо кунад дини Ҳинд.

Чу аз модар огаҳ[9] омад ба Гав,
Барангехт он бораи тезрав.

Биёмад, варо танг дар бар гирифт,
Пур аз хун мижа хоҳиш андаргирифт,

1. И – б. 3302–3303 нест.
2. И – бинам,
3. Л – Ба хун- андарун ғарқа гашта бараш.
4. Л – б. 3307–3309 нест.
5. Л – Ҳамон коху
6. И – Ҳама коху тахти сипаҳбад
7. И – тани худ
8. И – Аз ин
9. ИЛ – огоҳӣ

Ки «эй модари меҳрубон, гӯш дор,
Ки мо бегуноҳем аз ин корзор.

На ман куштам ӯро, на ёрони ман,
На гурде гумон бурд аз он[1] анҷуман.

Кӣ худ пеши ӯ дам тавон зад дурушт,
Варо гардиши ахтари бад бикушт».

Бад-ӯ гуфт модар, ки «Эй бадкуниш,
Зи чархи баланд оядат сарзаниш.

Бародар кушӣ аз пайи тоҷу тахт,
Нахонад туро некдил некбахт».

Чунин дод посух, ки «Эй меҳрубон,
Нашояд, ки бар ман шавӣ бадгумон.

Биёром, то ман туро размгоҳ
Намоям, ҳамон кори шоҳу сипоҳ.

Кӣ ёраст шуд пеши он размҷӯй,
Киро буд дар сар худ ин[2] гуфтугӯй?

Ба додор, к-ӯ моҳу меҳр офарид,
Шабу рӯзу гардонсипеҳр офарид,[3]

К-аз ин пас набинад маро мӯҳру гоҳ,
На аспу на гурзу на теғу[4] кулоҳ,

Магар, к-ин сухан[5] ошкоро кунам,
Зи тундӣ дилат пурмудоро[6] кунам,

Ки ӯро ба дасти касе-бар замон
Наёмад, бубинӣ ба равшанравон.

Кӣ ёбад ба гетӣ раҳоӣ зи марг,
Агар ҷон бипӯшад ба пӯлод тарг?

1. И – аз ин номдор
2. И–чунин
3. ИЛ – меҳру моҳ
4. И – тахту
5. ИЛ – хадис
6. И – бомадоро

Чу ин шамъи рахшон фурӯ пажмурад,
Ба мардӣ касе як нафас нашмарад.

Агар чун намоям, нагардӣ ту ром,
Ба додори доранда, к-ӯрост ком,

Ки сӯзам ба оташ тани хешро,
Кунам шод ҷони бадандешро».

Чу бишнид модар суханҳои Гав,
Дареғ омадаш бурзу болои Гав,

Ки сӯзад ба оташ далере ҷавон,
Ҳунар нобисуда танашро равон.

Бад-ӯ гуфт модар, ки «Бинмой роҳ,
Ки чун мурд бар пил Талҳандшоҳ?

Магар бар ман ин ошкоро шавад,
Бар оташ дилам пурмадоро шавад?».

Пур аз дард шуд Гав бар айвони хеш,
Ҷаҳондида фарзонаро ханд пеш.

Бигуфт, он чи бо модараш рафта буд,
Зи модар чу бар оташ ошуфта буд.

Нишастанд ҳар ду ба ҳам ройзан,
Гаву марди фарзона беанҷуман.

Бад-ӯ гуфт фарзонаи некхӯ:
«Нагардад ба мо рост ин орзу.[1]

Зи ҳар ҷо[2] бихонем барнову пир,
Кучо номдоре бувад тезвир.

Зи Кашмиру аз Дамбару Марғу Мой,
Аз он тезвирони ҷӯяндарой»[3]

1. И – гуфтугӯ.
2. И – сӯ.
3. ТПЛМ – Зи дарёву аз кандаву размгоҳ
Бигӯем бо марди ҷӯяндароҳ.

## БОЗИИ ШАТРАНҶ СОХТАН АЗ БАҲРИ МОДАРИ ТАЛҲАНД

Саворон ба[1] ҳар сӯ барафканд Гав,
Ба ҷое,[2] ки буд мӯбаде[3] пешрав.

Саросар ба даргоҳи шоҳ омаданд,
Бад-он номвар боргоҳ омаданд.

Ҷаҳондор[4] биншаст бо ҳиндувон,
Бузургони донову равшанравон.

Сифат кард фарзона он размгоҳ,
Ки чун рафт пайкори шоҳу сипоҳ,

Зи дарёву аз кандаву обгир
Якояк бигуфтанд бо тезвир.

Нахуфтанд аз эшон яке тирашаб,
На бар якдигар баркушоданд лаб.

Зи майдон чу бархост овои кӯс,
Ҷаҳондидагон хостанд обнӯс.

Яке тахт карданд аз он чор сӯ
Ду марди гаронмояву[5] некхӯ.

Ҳамонанд он кандаву размгоҳ,
Ба рӯй андароварда рӯи сипоҳ.

Бар он тахт сад хона карда нигор,
Хиромидани лашкару шаҳрёр.

Пас он гаҳ ду лашкар зи соҷу зи оҷ,
Ду шоҳи сарафроз бо фарру тоҷ,

Пиёда падид андарун бо савор,
Ду саф карда ороиши корзор.

Зи аспону пилону дастури шоҳ,
Мубориз, ки асп афканад бар сипоҳ.

1. Л – зи
2. И – ҳар ҷо
3. Л – мӯбади
4. И – Ҷаҳонҷӯй
5. ИЛ – гаронмояи

Ҳама карда пайкар бар оини ҷанг,
Яке тезу ҷунбон, яке бодиранг.

Биёроста шоҳ қалби сипоҳ,
Зи як даст фарзонаи некхоҳ.

Абар дасти шоҳ аз ду рӯя ду пил,
Зи пилон шуда гирд ҳамранги нил.

Ду уштур бари пил карда ба пой,
Нишонда бар эшон ду покизарой.

Ба паҳлӯи уштур ду аспу ду мард,
Ки пархош ҷӯянд рӯзи набард.

Мубориз ду рух бар ду сӯи[1] ду саф
Зи хуни ҷигар бар лаб оварда каф.

Пиёда бирафтӣ зи пешу зи пас,
Ки ӯ буд дар ҷанг фарёдрас.

Чу бугзоштӣ то сар овардгоҳ,
Нишастӣ чу фарзона бар дасти шоҳ.

Ҳамон низ фарзона як хона беш
Нарафтӣ ба ҷанг аз бари шоҳ пеш.[2]

Се хона бирафтӣ сарафроз пил,
Бидидӣ ҳама размгаҳ бар[3] ду мил.

Се хона бирафтӣ шутур ҳамчунон,
Ба овардгаҳ-бар дамону дамон.

Ҳамон рафтани асп се хона буд,
Ба рафтан яке хона бегона буд.[4]

Нарафтӣ касе пеши рух[5] кинахоҳ,
Ҳаме тохтӣ ӯ ҳама размгоҳ.[6]

1. ИЛ – рӯи.
2. Л – шоҳи хеш; И – б. 3361, 3362 нест.
3. ИЛ – аз
4. ИЛ – б. 3365 нест.
5. Л – Бирафтӣ зи ҳар сӯ рухи
6. И – ба пешишсипоҳ

Ҳаме ронд[1] ҳар як[2] ба майдони хеш,
Ба рафтан накардӣ касе камму беш.[3]

Чу дидӣ касе шоҳро дар набард,[4]
Ба овоз гуфтӣ, ки «Эй шоҳ,[5] бард!

Шаҳ аз хонаи хеш бартар шудӣ,
Ҳаме то бар ӯ ҷой танг омадӣ.[6]

В-аз он пас бубастанд бар шоҳ роҳ
Руху аспу фарзину пилу сипоҳ.

Нигаҳ кард гирд- андарун чор сӯ,[7]
Сипаҳ дид афканда чин дар бурӯ,[8]

Зи обу зи канда бар ӯ баста роҳ,
Чапу рост пешу пас- андар сипоҳ.

Шуд аз ранҷу аз[9] ташнагӣ шоҳ мот,
Чунин ёфт аз чархи гардон барот.[10]

Зи шатранҷ Талҳанд буд орзуй,
Гав он шоҳи озодаи некхӯй.

Ҳаме кард модар ба бозӣ нигоҳ,
Пур аз хун дил аз дарди Талҳандшоҳ.

1. И – Ҳаметохт
2. Л – кас
3. И – Пас аз б. 3367 ин б. омада:
   Чу бурдӣ яке ҳамла бар дигаре,
   Нигаҳ доштӣ мар варо ёваре.
   Чу хасмаш даровардӣ ӯро зи пой,
   Сабук хуни ӯ хостӣ раҳнамой,
   Агар хира гаштӣ, бурун омадӣ,
   В-агар ғарқа гаштӣ, ба хун омадӣ.
   Будӣ расми он номвар меҳтарон
   Нигаҳ доштан гашти якдигарон.
4. И – навард,
5. И – аз роҳ
6. И – Сабук шоҳ аз роҳ бархостӣ,
   К-аз он лашкар ӯ ёварӣ хостӣ.
7. И – шоҳ андар он чор сӯй; Л–андараш чор сӯй,
8. ИЛ – рӯй.
9. Л – в-аз
10. Л–субот.

Нишаста шабу рӯз пурдарду хашм,
Ба бозии шатранҷ дода ду чашм.

Ҳама кому рояш ба шатранҷ буд,
Зи Талҳанд ҷонаш пур аз ранҷ буд.

Ҳамеша ҳаме рехт хунин сиришк,
Бад-он дард шатранҷ будаш пизишк».

Бад-ин гуна буд ночарону чамон,
Чунин то бароманд[1] бар ӯ-бар[2] замон.[3]

Сар омад кунун бар ман ин достон
Чу бишнудам[4] аз гуфтаи бостон.[5]

## ГУФТОР АНДАР ОВАРДАНИ БАРЗУЙ КАЛИЛА ВА ДИМНАРО АЗ ҲИНДУСТОН

Нигаҳ кун, ки шодон Барзин чӣ гуфт,
Бад-он гаҳ ки букшод роз аз нуҳуфт.

Зи кори[6] шаҳаншоҳ Нӯшинравон,
Ки номаш бимонод доим ҷавон.

Зи ҳар донише мӯбадон хостӣ,[7]
Ки даргоҳ аз эшон биёростӣ.[8]

Пизишку сухангӯву кундоварон,
Гузорандаи хоб номоварон.

Або он яке номвар меҳтаре,
Куҷо ҳар сареро будӣ афсаре,

1. Л–сар омад
2. И–Сари моҳ бар вай сар омад
3. ТПМ – Чунин аст кори ҷаҳонро ниҳод,
К-аз ӯ гоҳ ғамгин бувӣ, гоҳ шод.
4. Л– бишнидам
5. ТПМ – Ҳамин тахти шатранҷ аз он рӯзгор
Бимондаст бар мардумон ёдгор.
6. ИЛ – Ба гоҳи
7. Л–доштӣ,
8. Л – Бад-он хуррамӣ рӯз бугзоштӣ;
ТПЗЛ – Ба фармони ӯ буд яксар ҷаҳон,
Бузургону корозмуда меҳон.

Пизишке сароянда Барзуй буд,
Ба пирӣ расида суханҷӯй[1] буд.

Зи ҳар донише доштӣ баҳрае,
Ба ҳар баҳрае дар ҷаҳон шӯҳрае.

Чунон буд, ки рӯзе ба ҳангоми бор
Биёмад[2] бари номвар шаҳриёр.

Чунин гуфт, к-«Эй шоҳи донишпазир,
Пажӯҳандаи донишу ёдгир,

Ман имрӯз дар дафтари ҳиндувон
Ҳаме бингаридам ба равшан равон,

Набишта[3] чунин буд, ки дар кӯҳи Ҳинд,
Гиёест рахшон чу румӣ паринд,

Ки онро чу гирд оварад раҳнамой,
Биёмезаду дониш орад ба ҷой,

Чу бар мурда бипроканӣ, бегумон
Сухангӯй гардад ҳам андар замон.

Кунун ман ба дастурии шаҳрёр
Бипаймоям ин[4] роҳи душворхор.

Басе дониши раҳнамой оварам,
Магар, к-ин шигифтӣ ба ҷой оварам.

Тани мурда гар зинда гардад, равост,
Ки Нӯшинравон[5] бар ҷаҳон подшост».

Бад-ӯ гуфт шоҳ: «Ин нашояд будан,
Магар к-озмунро бибояд шудан.

Бибар номаи ман бари Рои Ҳинд,
Нигар, то кӣ бошад буторои[6] Ҳинд,

1. ИЛ – сухангӯй
2. И – Бирафт ӯ
3. Л – Навишта
4. И – он
5. И – Чу Нӯширвон
6. Л – дилорои

Бад-ин кор бо хештан ёр хоҳ,
Ҳаме[1] ёрӣ аз бахти бедор хоҳ.

Аз ин нав шигифте шавад[2] дар ҷаҳон,
К-аз ин гуфта рамзе бувад дар ниҳон.

Бубар, ҳарчӣ бояд, ба наздики Рой,
К-аз ӯ боядат бегумон раҳнамой».

Дари ганҷ букшод Нӯшинравон,
Зи чизе ки буд дархури хусравон,[3]

Зи динору дебову хаззу ҳарир,
Зи мӯҳру зи афсар, зи мушку абир,[4]

Шутурвор сесад биёрост шоҳ,
Фиристода бархост з-он боргоҳ.

Биёмад бари Рою нома бидод,
Сари борҳо пеши ӯ баркушод.

Чу бархонд он номаи шоҳ Рой,
Чунин гуфт, к-«Эй марди покизарой,

Зи Кисро маро ганҷ бахшида нест,[5]
Тану лашкару[6] подшоҳӣ[7] якест.

Зи доду зи фарру зи авранги шоҳ
В-аз он равшанибахту он дастгоҳ

Набошад шигифт аз ҷаҳондори пок,
Барорад ҳаме мурдагонро зи хок.

Бараҳман ба кӯҳ- андарун ҳар кӣ ҳаст.
Яке дорад ин ройро бо ту даст.[8]

1. Л – Ҳама. И –Ҳамон
2. ИЛ – шавӣ
3. Л – румӣ, ки буд ҷомаи ҳиндувон; И –парра, ки буд ҷомаи ҳиндувон.
4. ТПЗЛ– Ҳам аз ёраву гавҳари шоҳвор,
   Ҳам аз тавқ в-аз афсару гӯшвор.
5. И – он чи бахшиданист,
6. И – кишвару
7. Л – ганҷи шоҳӣ
8. И –Ҳама ҷумла бошад туро зердаст.

Буторой фархунда дастури ман,
Ҳамон ганҷу пурмоя ганҷури ман.

Баду неки Ҳиндустон пеши туст,
Бузургӣ маро дар каму беши туст.

Биёростандаш ба наздики Рой
Яке номвар, чун бибоист ҷой.

Фиристодаш афкандану хӯрданӣ,
Ҳамон пӯшиши нағзу густурданӣ.

Ҳама шаб ҳаме буд[1] бо мӯбадон,
Бузургони Қаннуҷу ҳам бихрадон.[2]

Чу барзад сар аз кӯҳ рахшанда рӯз,[3]
Падид омад он шамъи гетифурӯз.[4]

Пизишкони донандаро хонд Рой,
Касе, к-ӯ ба дониш будӣ раҳнамой,

Бифармуд, то назди доно шаванд,
Зи Барзуй як-як сухан бишнаванд.

Бирафтанд ҳар кас, ки доно буданд,
Ба кори пизишкӣ тавоно буданд.[5]

Чу Барзӯй бинҳод сар сӯи кӯҳ,
Бирафтанд бо ӯ пизишкон гурӯҳ.[6]

Пиёда ҳама кӯҳсорон ба пой
Бипаймуд бо дониши раҳнамой.

Гиёҳон зи хушку зи тар баргузид,
Зи пажмурдаву ҳарчи рахшанда дид.

1. ИЛ – бизад рой
2. Л –Пас аз б. 3415 ин б. омада:
   Шаҳаншоҳ чун дид аз андеша ранҷ,
   Бифармуд, то ҷомадасте зи ганҷ
   Биёвард ганҷуру аспе гузин
   Нишасти шаҳаншоҳ карданд зин.
3. И – гетифурӯз,
4. И – тобони рӯз.
5. Л –б. 3417–3419 нест.
6. И–б. 3418–1420 нест.

Зи ҳар гунае суд аз он хушку тар,
Ҳаме барпароканд бар мурда бар.

Яке мурда зинда нагашт аз гиё,
Ҳамоно, ки суст омад он кимиё.

Ҳама кӯҳ биспард як-як ба пой,
Бари ранҷи ӯ ҳам наёмад ба ҷой.

Бидонист, к-он кори он подшост,
Ки зиндасту ҷовид фармонравост.

Дилаш гашт ҷӯшон зи ташвири шоҳ,
Ҳам аз номдорону в-аз[1] ранҷи роҳ.

В-аз он хоста низ, к-оварда буд,
Зи гуфтори беҳуда озурда буд.

Зи кори набишта[2] бишуд[3] тангдил,
Ки он марди бедонишу сангдил

Чаро хира бар бод чизе навишт,
Ки бор оварад ранҷу[4] гуфтори зишт.

Чунин гуфт аз он пас бад-он бихрадон,
Ки «Эй кордида, ситуда радон,

Кӣ донед донотар аз хештан,
Куҷо сар барафрозад аз анҷуман?»

Ба посух шуданд анҷуман ҳамсухан,
Ки донандае ҳаст[5] эдар куҳан.

Ба солу хирад ӯ зи мо меҳтар аст,
Ба дониш зи ҳар меҳтаре беҳтар аст.

Чунин гуфт Барзуй бо ҳиндувон,
Ки «Эй номдорони равшанравон,

1. И – номдорону аз
2. Л – навишта
3. И – шуда
4. ИЛ –бар н-ояд аз ранҷи
5. ИЛ – донанда пирест

Бар ин ранҷҳо-бар фузунӣ кунед,
Маро сӯи[1] ӯ раҳнамунӣ кунед.

Магар, к-он сухангӯи донои пир
Бар ин кор бошад маро дастгир».

Бибурданд Барзуйро назди ӯй,
Пурандеша дил, лаб пур аз гуфтугӯй.

Чу[2] наздики ӯ шуд сухангӯй мард,
Ҳама ранҷҳо назди[3] ӯ ёд кард.

Зи кори набишта, ки омад падид,
Суханҳо, ки аз кордонон[4] шунид.

Бар ӯ пири[5] доно сухан[6] баркушод,
Зи ҳар донише пеши[7] ӯ кард ёд,

Ки мо аз набишта ҳаме ёфтем,
Бар ин орзу тез[8] биштофтем.

Чу з-он ранҷҳо барнаёмад падид,
Бибоист ночор[9] дигар шунид.

Гиё чун сухан дону дониш чу кӯҳ,
Ки бошад ҳамасола дур аз гурӯҳ.

Тани мурда чун марди бедониш аст,
Ки нодон[10] ба ҳар ҷой беромиш аст.

Ба дониш бувад бегумон зинда мард,
Ҳунук ранҷбардори поянда мард.[11]

1. И – назди
2. И – Ба
3. ИЛ –пеши
4. И –пири доно
5. Л –низ
6. И-Бад-ӯ низ доно забон
7. И – назди
8. Л– низ
9. Л – ноком
10. Л – Гиё з-он
11. ТП – Яке дафтаре ҳаст дар ганҷи шоҳ,
Ки хонад «Калила» варо некхоҳ.

Чу мардум зи нодонӣ омад сутӯҳ,
Гиё чун Калил асту дониш чу кӯҳ,

Ки бошад ба дониш намояндароҳ,
Биёбӣ, чу ҷӯӣ ту дар ганҷи шоҳ.

Чу бишнид Барзуй, аз ӯ шод гашт,
Ҳама ранҷ бар чашми ӯ бод гашт.

Бар ӯ офарин карду шуд назди шоҳ,
Ба кирдори оташ бипаймуд роҳ.

Биёмад ниёишкунон пеши Рой,
Ки то Ҳинд бошад, ту бошӣ ба ҷой.[1]

«Китобест, эй Ройи густурдаком,
Ки онро ба ҳиндӣ «Калила»-ст ном.

Ба мӯҳр аст бо арҷ дар ганҷи шоҳ,
Ба рою ба дониш намояндароҳ.

Ба рамз он гиё ин «Калила»-сту бас,
Магар довари Ҳинд фарёдрас

Ба ганҷур фармон диҳад, то зи ганҷ
Супорад ба ман, гар надорад ба ранҷ.

Дижам гашт аз он орзу ҷони Рой,
Бупечид бар хештан-бар ба ҷой.

Ба Барзуй гуфт: «Ин кас аз мо наҷуст,
На акнун, на аз рӯзгори нахуст.

Валекин ҷаҳондор Нӯширавон,
Агар тан бихоҳад маро бо равон,

Надорем аз ӯ боз чизе, ки ҳаст,
Агар сарфароз аст, агар зердаст.[2]

Валекин бихонӣ магар пеши мо,
Бад-он то равони бадандеши мо

1. И -б. 3450, 3451 нест.
2. И – б. 3458, 3459 нест.

Нагӯяд, ба дил, к-он набиштаст кас,
Бихону бидону бубин пешу пас».[1]

Бад-ӯ гуфт Барзуй, к-«Эй шаҳрёр,
Надорам фузун з-он, ки гӯӣ ту кор.

Калила биёвард ганҷури Рой,
Ҳаме буд Барзуй бо раҳнамой.

Ҳар он дур, ки аз[2] нома бархондӣ,
Ҳамарӯза[3] бар[4] дил ҳаме рондӣ.

Зи нома фузун з-он, ки будиш ёд,
На бар хондӣ низ то бомдод.

Чу з-ӯ нома рафтӣ ба шоҳи ҷаҳон,
Дарӣ аз «Калила» набиштӣ[5] ниҳон.

Бад-ин чора то номаи ҳиндувон,
Биёмад ба наздики Нӯшинравон.[6]

Ҳаме буд шодондилу тандуруст,
Ба дониш ҳаме ҷони равшан бишуст.

Бад-ин гуна то посухи нома дид,
Ки дарёи[7] дониш бари мо расид.[8]

Зи айвон биёмад[9] ба наздики Рой
Ба дастурии бозгаштан ба ҷой.

Чу букшод лаб, Рой[10] бинвохташ,
Яке[11] хилъати ҳиндувӣ сохташ.

Ду ёра баҳо гиру ду гӯшвор,
Яке тавқи пургавҳари шоҳвор.

---

1. И – назди ман, бифкан аз дил ҳавас.
2. Л – к-аз ин
3. Л – рӯз
4. И – рӯз бо
5. Л – Бад-ӯ дар навишти «Калила»; И – «Калила» бар ӯ-дар навишта
6. Л – бари шоҳ Нӯширвон; И – Нӯширвон.
7. Л – даҳ боби
8. И –б. 3468, 3469 нест.
9. ИЛ – Аз айвон биёмад
10. И –бикшуд лабро
11. И – Ҳаме

Ҳамон шораи ҳиндиву[1] теғи Ҳинд,
Ҳама рӯи оҳан саросар паринд.

Баромад зи Қаннуҷ Барзуй шод,
Басе донише баргирифта[2] ба ёд.

Зи раҳ чун расид андар он боргоҳ,
Ниёишкунон рафт наздики шоҳ.

Бигуфт, он чи аз Рой диду шунид,
Ба ҷои гиё диниш омад падид.

Бад-ӯ гуфт шоҳ: «Эй писандида мард,
«Калила» равони маро зинда кард.

Ту акнун зи ганҷур бистон калид,
Зи чизе, ки бояд[3] бибояд гузид».

Биёмад хирадёфта сӯи ганҷ,
Ба ганҷур бисёр нанмуд ранҷ.

Дирам буду гавҳар ба[4] чаппу ба[5] рост,
Ҷуз аз ҷомаи шоҳ[6] чизе нахост.

Гаронмоя дасте[7] бипӯшиду рафт,
Ба даргоҳи Кисро хиромид тафт.

Чу омад ба надики тахташ фароз,
Бар ӯ офарин карду бурдаш намоз.

Чунин гуфт Барзуйро шаҳрёр,
Ки «Бе бадраву гавҳари шоҳвор

Чаро рафтӣ, эй ранҷдида, зи ганҷ,
Касеро сазад ганҷ, к-ӯ дид[8] ранҷ».

1. ИЛ – шораву мӯҳмилу
2. И – достонҳо гирифта
3. И – хоҳӣ,
4. И – дастуру ганҷур бинмуд; Л – бинмуд
5. И – зи
6. И – ҷома аз ганҷ
7. И – ҷома
8. И – бурд

Чунин дод Барзуй посух ба шоҳ,
Ки «Эй тоҷи ту бартар аз чархи[1] моҳ,

Ҳар он кас, ки ӯ пӯшиши шоҳ ёфт,
Ба бахту ба тахти меҳӣ роҳ ёфт.

Дигар он, ки бо ҷомаи шаҳрёр
Бубинад маро марди носозгор,

Дили бадсиголон шавад тору танг,
Бимонад рухи дӯст бо обу ранг.[2]

Яке орзу хоҳам аз шаҳрёр,
Ки монад зи ман дар ҷаҳон ёдгор,

Ки бинвисад ин нома Бузарҷмеҳр,
Кушояд бар ин ранҷ Барзуй чеҳр.

Нахустин дар аз ман кунад ёдгор
Ба фармони пирӯзгар шаҳрёр.

Бад-он то пас аз марги ман дар ҷаҳон
Зи донанда[3] ранҷам нагардад ниҳон».

Бад-ӯ гуфт шоҳ: «Ин бузург орзуст,
Бар андозаи марди озармҷӯст,

Валекин ба ранҷи ту андарх(в)ар аст,
Сухан гарчи аз пойгаҳ бартар аст».

Ба Бузарҷмеҳр он замон шоҳ гуфт,
Ки «Ин орзуро набояд нуҳуфт».

Нависанда аз килк чун хома кард,
Зи Барзуй як дар сари нома кард.

Набиштанд[4] бар номаи хусравӣ,
Набуд он замон хат ба ҷуз паҳлавӣ.

1. Л – чарху; И – зи чарху зи
2. И –б. 3486, 3487 нест.
3. Л – Бидонанд
4. Л – Навиштанд

Ҳаме буд бо арҷ[1] дар ганҷи шоҳ,
Бад-ӯ носазо пас накардӣ нигоҳ.

Чунин то ба тозӣ сухан ронданд,
Аз он паҳлавонӣ ҳаме хонданд.

Чу Маъмуни равшан ҷаҳон тоза кард,
Хуру рӯз[2] бар дигар андоза кард.

Дили мӯбадон дошту ройи каён,
Бубаста ба ҳар донише- бар миён.[3]

«Калила» ба тозӣ шуд аз паҳлавӣ,
Бад-ин сон, ки акнун ҳаме бишнавӣ.

Ба тозӣ ҳаме буд то гоҳи Наср,
Бад-он гаҳ, ки шуд[4] бар ҷаҳон шоҳ Наср.

Гаронмоя Булфазл дастури ӯ,
Ки андар сухан буд ганҷури ӯ,

Бифармуд, то порсиву[5] дарӣ
Бигуфтанду[6] кӯтоҳ шуд доварӣ.

Аз он пас чу бишнид,[7] рой омадаш,
Бар ӯ-бар хирад раҳнамой омадаш.

Ҳаме хостӣ ошкору ниҳон,
К-аз ӯ ёдгоре бувад дар ҷаҳон.

Гузорандае[8] пеш биншонданд,
Ҳама нома бар Рӯдакӣ хонданд.

Бипайваст гӯё парокандаро,
Бисуфт инчунин дурри огандаро.

---

1. Л – Ҳам эдун нигаҳ дошт
2. Л – моҳ
3. Л – Навишта ба ҳар донише – бар аён.
4. Л – буд
5. Л – порсиву; И – Бигуфтанд бар порсиву
6. И –Бад-ин сон
7. ИЛ – биншаст,
8. И – Гузорандаро

Бар он,[1] к-ӯ сухан донад,[2] ороиш аст,
Чу нодон[3] бувад, ҷои бахшоиш аст.

Ҳадиси пароканда бипроканад,
Чу пайваста шуд, ҷону мағз оганад.

Ҷаҳондор[4] то ҷовидон зинда бод,
Замону замин пеши ӯ банда бод.

Дил аз шоҳ Маҳмуд хуррам шудӣ,
Агар роҳи бадгавҳарон кам шудӣ.[5]

Аз андеша дилро мадор эч танг,
Ки дурӣ ту аз рӯзгори диранг.

Гаҳе дар[6] фарозӣ, гаҳе дар[7] нишеб,
Гаҳе дар нишотӣ[8] гаҳе бониҳеб.

Аз ин ду яке низ ҷовид нест,
Ба будан туро роҳи уммед нест.

## ХАШМ ГИРИФТАНИ НӮШИНРАВОН БАР БУЗАРҶМЕҲР ВА БАНД ФАРМУДАНАШ

Нигаҳ кун кунун кори Бузарҷмеҳр,
Ки бар сар чӣ гуна шуд ӯро сипеҳр.

Ҳамон кас, ки бурдаш бар[9] абри баланд,
Фуруд оваридаш ба хоки нажанд.[10]

Чунон буд, ки Кисро бад-он рӯзгор
Бирафт аз Мадоин зи баҳри шикор.

1. Л–Ҳар он
2. И – ронад,
3. Л – аблаҳ
4. И – Ҷаҳонҷӯй
5. ИЛ – б. 3513 нест.
6. И – бар фарозу гаҳе бар; Л – бар
7. Л – бар
8. И – бо мадоро; Л – номдору
9. ТПЗ – Ба гетӣ- дарун то к-ат ояд ҷавоз,
Гаҳе дар нишебӣ, гаҳе бар фароз.
Чу марг ояд, он худ гаҳи рафтан аст,
Аз ӯ ҳарчӣ гӯӣ ту, ногуфтан аст.
10. Л – ба

3520 Ҳаме тохт бар ғурму оҳу ба дашт,
Пароканда шуд ғурму ӯ монда гашт.

Ҳаме ронд бо шоҳ Бузарҷмеҳр
Зи баҳри парастиш ҳам аз баҳри меҳр.

Зи Ҳомун бари марғзоре расид,
Дарахту гиё, обу[1] ҳам соя дид.

Фуруд омад аз борагӣ шоҳ нарм,
Бад-он то биёсояд аз роҳи[2] гарм.

Надид аз парастандагон ҳеҷ кас,
Яке хубрух монд[3] бо шоҳу бас.

3525 Бихуфт андар он соягаҳ шаҳрёр,[4]
Ниҳода сараш меҳрубон бар канор.

Ҳамеша ба бозуи донанда-бар
Яке бандбозу будӣ пургуҳар.

Зи бозуш бугсаст он банди сахт,
Биафтод наздики болини бахт.[5]

Фуруд омад аз абр мурғи сиёҳ,
Бипаррид то пеши болини шоҳ.

Нигаҳ карду ин бандбозу бидид,
Сари банди он гавҳарон бардарид,

3530 Чу бидрид, гавҳар якояк бих(в)ард,
Ҳамон дурри хушшобу ёқути зард.

Бихӯрду зи болини ӯ барпарид,
Ҳамон гаҳ зи дидор шуд нопадид.

Дижам ғашт аз он кор Бузарҷмеҳр,
Фурӯ монд аз кори гардонсипеҳр.

1. ИЛ – диду
2. ИЛ – Бар он то кунад бар гиё чашм
3. И - буд
4. Л – Бигалтид чандон бар он марғзор.
5. И – б. 3527 нест.

Бидонист, к-омад ба тангӣ нишеб,
Ҳамон рӯзи ранҷ асту гоҳи фиреб.

Чу бедор шуд шоҳу ӯро бидид,
К-аз он сон ҳаме лаб ба дандон газид,[1]

Гумонӣ бад-он буд,[2] ки ӯро ба[3] хоб
Хуриш кард Бузарҷмеҳр аз[4] шитоб.

Бад-ӯ гуфт, к-«Эй саг, туро ин кӣ гуфт,
Ки полоиши табъ битвон нуҳуфт?

На ман Урмуздам в-агар Баҳманам,
Зи хок асту аз[5] боду оташ танам.

Ҷаҳондор чанде забон ранҷа кард,
Надид эч посух ба ҷуз боди сард.

Бипажмурд бар ҷой Бузарҷмеҳр
Зи шоҳу зи кирдори гардонсипеҳр,

Ки бас зуд дид он нишони нишеб,
Хирадманд хомуш бимонд аз ниҳеб.

Ҳама гирд бар гирди он марғзор
Сипаҳ буду[6] андар миён шаҳрёр.

Нишаст аз бари асп Кисро ба хашм,
Ба кас[7] то дари кох накшод чашм,

Ҳама раҳ зи доно ҳаме лаб макид,
Фуруд омад аз аспу чанде жакид.[8]

Бифармуд, то рӯи Синдон кунанд,
Ба донанда-бар кох[9] зиндон кунанд.

---

1. ТПЛ – Ба бозу нигаҳ карду гавҳар надид,
   Яке ошноро зи лашкар надид.
2. Л – Гумоне чунон бурд, к-ӯро
3. И – Гумоне чунон бурд, к-ӯро зи
4. ИЛ – бар парвариш-бар
5. Л – в-аз
6. И--буд,
7. Л – Зи раҳ
8. Л – закид.
9. И–хона

Бад-он кох[1] биншаст Бузарҷмеҳр,
Бидид он пурожанг чеҳри сипеҳр.[2]

Яке хеш будаш далеру ҷавон,
Парастандаи шоҳ Нӯшинравон.

Шабу рӯз бо хеш[3] дар кох буд,
Ба гуфтор бо шоҳ[4] густох буд.

Бипурсид як рӯз Бузарҷмеҳр
Зи парвардаи шоҳи хуршедчеҳр,

Ки «Ӯро парастиш ҳаме чун кунӣ,
Биёмӯз, то кӯшиш афзун кунӣ».

Парастанда гуфт: «Эй сари мӯбадон,
Чунон буд, к-имрӯз[5] Нӯшинравон

Сӯи ман ба бад рӯй з-он[6] гуна кард,
Ки гуфтам, сар омад маро[7] хобу х(в)ард.[8]

Чу аз хон бирафт, об бугсордам,
Замӣ в-остонро биёзордам.

Ҷаҳондор чун гашт бо ман[9] дурушт,
Маро[10] суст шуд обдастон ба мушт.

Бад-ӯ донишӣ гуфт: «Об ор, хез,
Чунон ҳам, ки бар даст аз[11] об рез».

Биёвард марди ҷавон оби гарм,
Ҳаме рехт бар дасту[12*13] донанда нарм.

---

1. И – Дар он хона
2. И – Аҷаб монд аз кори гардонсипеҳр.
3. ИЛ – шоҳ
4. И–Парастандааш буду
5. ИЛ – дон, ки имрӯз
6. Л – аз он
7. И – ба ман
8. ТПМ – Чунон ҳам бар он сон, ки расми ман аст,
   Фурӯ кардамаш оби равшан ба даст.
9. И – Ҷақончӯй бо ман чунон шуд
10. И – Куҷо
11. И – дасти шоҳ
12. ИЛ – дасти
13. М – дасти

Бад-ӯ гуфт, к-«Ин бор бар даст шӯй,
Ту бо оби ҷӯ ҳеҷ тундӣ маҷӯй.

Чу лабро биёрояд аз бӯи х(в)аш,
Ту аз рехтан обдастон макаш».

Парастандаро дил пурандеша гашт
Бад-он, то дигарбора[1] бинҳод ташт.

Ба гуфтори доно фурӯ рехт об,
На нарму на аз рехтан пуршитоб.

Бад-ӯ гуфт шоҳ: «Эй физоянда[2] меҳр,
Кӣ гуфт ин туро?» Гуфт:[3] «Бузарҷмеҳр.

Маро андар ин дониш ӯ дод роҳ,
Ки бинад ҳаме ин ҷаҳондор шоҳ».[4]

Бад-ӯ гуфт: «Рав пеши доно, бигӯй,
Бад-он номвар ҷоҳу он обрӯй,

Чу барҷастӣ аз бартарӣ камтарӣ
Ба бадгавҳару носазо доварӣ».

Парастанда бишниду омад давон,
Бари хок шуд тунд хаста равон.[5]

Зи шоҳ он чи бишнид, бо вай бигуфт,
Чунин ёфт з-ӯ посух андар нуҳуфт,

Ки ҷои[6] ман аз ҷои[7] шоҳи ҷаҳон
Фаровон беҳ аст ошкору ниҳон.

Парастанда баргашту посух бибурд,
Фаровон абар ҳоли ӯ баршумурд.

---

1. Л–бор
2. Л – гироянда
3. И – ҷуз ки
4. И – Парастанда гуфт: «Эй гаронмоя шоҳ,
Маро сӯи ин дониш ӯ дод роҳ».
5. Л – танг баста миён.
6. ИЛ – ҳоли
7. ИЛ – холи

Зи посух фаровон барошуфт шоҳ,
Варо банд фармуд торик чоҳ.

Дигарбора пурсид аз он пешкор,
Ки «Чун ронад он камхирад[1] рӯзгор?»

Фиристода омад пур аз об чеҳр,
Бигуфт он[2] суханҳо ба Бузарҷмеҳр.

Чунин дод посух бад-он некхоҳ,
Ки «Рӯзи ман осонтар аз рӯзи шоҳ».

Фиристода баргашту омад чу бод,
Ҳама посухаш кард бар шоҳ ёд.

Зи посух барошуфту шуд чун паланг,
Зи[3] оҳан танӯре бифармуд танг.

Зи пайкону аз мех гирд- андараш,
Ҳам аз банди оҳан нуҳуфта сараш.

Набуд рӯзаш орому шаб ҷои[4] хоб,
Танаш пур зи сахтиву дил[5] пуршитоб.

Чаҳорум чунин[6] гуфт бо пешкор,
Ки пайғом бугзору посух биёр.

Бигӯяш, ки[7] «Чун бинӣ акнун танат,
Ҳам аз мех бар тан-т пероҳанат?»[8]

Парастанда омад, бидод он паём,
Ки бишнид аз он меҳтари хешком.[9]

Чунин дод посух ба марди ҷавон,
Ки «Рӯзам беҳ аз рӯзи Нӯшинравон».[10]

1. И – бехирад
2. И – ин
3. И – Аз
4. И – Набудаш ба рӯзу шаб орому
5. Л – сахтӣ, дилаш; И –дил бо
6. И – Дигарбора шаҳ
7. И – Бад-ӯ гуфт:
8. Л – б. 3577 нест.
9. И – шоҳи ҷӯяндаком.
10. И – Нӯширвон.

Чу баргашту посух биёвард мард,
Зи гуфтор[1] шуд шоҳро рӯй зард.

Аз айвон яке ростгӯе гузид,[2]
Ки гуфтори доно бидонад шунид.

Яке бо фиристода шамшерзан,
Ки дажхим буд андар он анҷуман,

Ки «Рав, бадтани бахтбадро бигӯй,
Ки гар посухатро бувад рангу бӯй,

В-агар нест дажхим бо теғи тез,
Намояд туро гардиши растахез,[3]

Ки гуфтӣ, ки зиндон беҳ аз тахти шоҳ,
Ҳамин меху ин банду торик чоҳ».[4]

Фиристода омад бари ӯ давон,
Бигуфташ суханҳои Нӯшинравон.[5]

Бад-он покдил гуфт Бузарҷмеҳр,
Ки «Нанмуд ҳаргиз ба мо бахт чеҳр.

На ин пой дорад ба гардиш, на он,
Сар ояд, ҳама неку бад, бегумон.

Чи бо ганҷу тахту чи бо ранҷи сахт,
Бубандем ҳар гуна ноком рахт.[6]

Зи сахтӣ гузар кардан осон бувад,
Дили тоҷдорон ҳаросон бувад».

Хирадманду дажхим бозомаданд,
Бари шоҳи гарданфароз омаданд.

---

1. И – пайғом
2. И – ростгӯ баргузид.
3. И – Кунад марди ҷангӣ туро рез-рез.
4. Л –Ҳам аз мех(у) сандуқу ҳам банду чоҳ; И–Ҳамон меху сандуқу ҳам банду чоҳ.
5. ИЛ –б. 3586 нест.
6. И – Чу з-он хокдон баст хоҳем рахт,
Чи тоҷу чи тахту чи зиндони сахт.

Шунида бигуфтанд бо шаҳрёр,
Битарсид шоҳ аз бади рӯзгор.

Ба айвон бурданд аз он[1] тангҷой
Ба дастурии покдил[2] раҳнамой.[3]

Бар ин низ бугзашт чандин[4] сипеҳр,
Пурожанг шуд рӯи Бузарҷмеҳр.

Дилаш тангтар шуд ва[5] борик шуд,
Ду чашмаш зи андеша торик шуд.

Чу бо ранҷ ганҷаш[6] баробар набуд,
Бифарсуд аз он дарду аз[7] ғам бисуд.[8]

## ФИРИСТОДАНИ ҚАЙСАР ДУРҶИ САРБАСТА ВА РАҲОӢ ЁФТАНИ БУЗАРҶМЕҲР ВА ГУФТАНИ РОЗИ ОН

Чунон буд, ки Қайсар бад-он чанд гоҳ
Расуле[9] фиристод наздики шоҳ

Або ҳадяву номаву бо нисор
Яке дурҷу қуфле бад-ӯ устувор,

Ки «Эй шоҳи кундоварону радон,
Фаровон туро покдил мӯбадон,

Бад-ин дурҷу ин қуфл нобурда даст,
Нуҳуфта бигӯед, чизе ки ҳаст.

Фиристем бож, ар бигӯед рост,
Ҷуз аз бож чизе, ки оини мост.

---

1. И – Бифармуд Кисро, к-аз он
2. И – Ба айвон барандаш або
3. И – Пас аз б. 3593 ин б. омада:
   Фиристод хилъат, аз ӯ узр хост,
   Писандид он хуб гуфтору рост.
4. ИЛ – чанде
5. Л – гашту
6. Л – ганҷ ранҷаш
7. Л – ранҷ в-аз.
8. И –б. 3596 нест.
9. И – Паёме

Гар эдун, ки з-ин дониши ногузир
Бимонад дили мӯбади тезвир,

Набояд, ки хоҳад зи мо бож шоҳ,[1]
Наронад бад-ин подшоҳӣ сипоҳ».[2]

Бад-ин гуна омад зи Қайсар паём,
Ту посух гузор, он чи ояд-т[3] ком.

Фиристодаро гуфт шоҳи ҷаҳон,
Ки «Ин ҳам набошад зи Яздон ниҳон.

Ман аз фарри ӯ ин[4] ба ҷой оварам,
Ҳама[5] марди покизарой оварам.[6]

Ту як ҳафта эдар ба мо шод бош,
Ба ромиш дилорою озод бош».

Аз он пас бад-он достон хира монд,
Бузургону фарзонагонро бихонд.

Нигаҳ кард ҳар як зи ҳар борае,
Ки созад мар он бандро чорае.

Бар он дурҷу қуфли чунон бе[7] калид,
Нигаҳ кард ҳар мӯбаду[8] бингарид.

Зи дониш саросар ба як сӯ шуданд,
Ба нодонии хеш хасту шуданд.

Чу гаштанд аз он анҷуман нотавон,
Ғамӣ шуд дили шоҳ Нӯшинравон.[9]

Ҳаме гуфт, к-«Ин рози гардонсипеҳр
Биёбад ба андеша Бузарҷмеҳр».

1. Л – божу сов,
2. Л – шитоб.
3. Л – бояд-т
4. Л –фарру оин
5. Л –Ҳамон
6. И – б. 3606 нест.
7. И – қуфле на пайдо
8. И – мӯбаде
9. И – Нӯширвон.

Шаҳаншоҳ чун дид аз андеша ранҷ,
Бифармуд, то ҷомадасте зи ганҷ

Биёвард ганҷуру аспе гузин,
Нишасти шаҳаншоҳ карданд зин.

Ба наздики доно фиристоду гуфт,
Ки «Ранҷе, ки дидӣ, бибояд нуҳуфт.

Чунин ронд бар сар сипеҳри баланд,
Ки омад зи мо бар ту чанде газанд.

Забони ту мағзи маро кард тез,
Ҳаме бо тани хеш кардӣ ситез.

Яке кор пеш омадам ногузир,
К-аз он хаста гардад[1] дили марди пир.

Яке дурҷи заррин сараш баста хушк,
Ниҳода бар ӯ қуфлу мӯҳре зи мушк.

Фиристод Қайсар бари мо зи Рум
Яке мӯбаде номбардори бум.

Фиристода гӯяд, ки солор гуфт,
Ки ин роз пайдо кунед аз нуҳуфт,

Ки ин дурҷро чист андар миён,
Бигӯянд фарзонагону[2] каён.

Ба дил гуфтам, ин рози пӯшидачеҳр
Набинад, магар ҷони Бузарҷмеҳр».

Чу бишнид Бузарҷмеҳр ин сухан,
Дилаш нав шуд аз[3] ранҷу варди[4] куҳан.

Зи зиндон[5] биёмад, сару тан бишуст,
Ба пеши ҷаҳондор омад нахуст.

1. И – оҷиз омад
2. И – фарзонагони
3. Л – Дижам шуд аз он
4. И – Бад-ӯ тоза шуд дарду ранҷи
5. И – Аз айвон

Ҳаме буд тарсон зи озори шоҳ,
Ҷаҳондор пурхашму ӯ бегуноҳ.

Шаби тираву рӯз бедор буд,
Бар он сон, ки пайғоми[1] солор буд.[2]

Чу хуршед[3] рахшанда шуд бар сипеҳр,
Ба ахтар нигаҳ кард Бузарҷмеҳр.

Ба оби хирад чашми дилро бишуст,
Зи донандагон устуворӣ биҷуст.

Бад-ӯ гуфт: «Бозори ман хира гашт,
Чу чашмам дар ин ранҷҳо[4] тира гашт.

Нигаҳ кун, ки то кист, к-ояд ба роҳ,
Бигӯю матарс эчу номаш бихоҳ».

Ба роҳ омад аз хона Бузарҷмеҳр,
Ҳаме рафт пӯён зане хубчеҳр.

Хирадманди бино ба доно бигуфт
Сухан, ҳарчи бар чашми ӯ шуд нуҳуфт.

Чунин гуфт пурсандаро роҳҷӯй,
Ки «Бипжӯҳ, то дорад ин моҳ шӯй».

Зани покдоман ба пурсанда гуфт,
Ки «Шӯй асту ҳам кӯдак андар нуҳуфт».

Чу бишнид донанда гуфтори зан,
Биҷунбид бар ҷармаи гомзан.[5]

Ҳамон гаҳ зане дигар омад падид,
Бипурсид, чун тарҷумонаш бидид,

Ки «Эй зан, туро баччаву шӯй ҳаст,
В-агар яктану[6] бод дорӣ ба даст?»

1. И – фармони
2. ТПЗИЛ – Чу хуршед бинмуд тоҷ аз фароз,
Бипӯшид рӯи шаби дербоз.
3. И – Фурӯзанда
4. И – Ки аз ранҷҳо чашми ман
5. И – б. 3636, 3637 нест.
6. ИЛ – яктанӣ,

Бад-ӯ гуфт: «Шӯй аст, агар бачча нест,
Чу посух шунидӣ, бари ман маист».

Ҳамон гаҳ се дигар зан омад ба роҳ,
Биёмад бари ӯ ҳаме некхоҳ,[1]

Ки «Эй хубрух, кист ҳамсози ту
Бад-ин, к-аш хиромидану нози ту?»

Бад-ӯ гуфт:[2] «Ҳаргиз набудаст шӯй,
Нахоҳам, ки бинад маро шӯй рӯй».

Чу бишнид Бузарҷмеҳр ин сухун,
Нигар, то чи андеша афканд бун.

Биёмад дижамрӯй тозон ба роҳ,
Чу бурданд ҷӯяндаро назди шоҳ.

Бифармуд, то рафт наздики тахт,
Дили шоҳ Кисро ғамӣ гашт сахт,

Ки донандаро чашм бино[3] надид,
Ҳаме[4] боди сард аз ҷигар баркашид.

Ҳаме кард пӯзиш бар он кор шоҳ,
К-аз ӯ дошт озор бар бегуноҳ.

Пас аз Руму Қайсар забон баркушод,
Ҳаме кард аз он дурҷу он қуфл ёд.

Ба шоҳи ҷаҳон гуфт Бузарҷмеҳр,
Ки «Тобон бадӣ, то битобад[5] сипеҳр.

Яке анҷуман бояд аз бихрадон
Фиристодаи Қайсару[6] мӯбадон,

Ниҳода ҳамон дурҷ дар пеши шоҳ,
Чи пеши бузургони ҷӯяндароҳ.

1. Л – Биёмад бари ӯ ҳамон некхоҳ; И – Ба наздики ӯ шуд ҳамон некхоҳ.
2. ИЛ – маро гуфт;
3. И – равшан
4. И – Басе
5. И – бувӣ, то бигардад
6. Л – фиристодаву чизу И – Фиристодаи Рум бо

Ба неруи Яздон, ки андеша дод,
Равони маро ростӣ пеша дод,

Бигӯям ба дурҷ- андарун, ҳар чӣ ҳаст,
Насозам бар он дурҷу он қуфл[1] даст.

Агар чашм шуд тира, дил равшан аст,
Равонро зи дониш ҳамон ҷавшан аст».

Зи гуфтори ӯ шод шуд шаҳрёр,
Дилаш тоза шуд чун гул андар баҳор,

Зи андеша шуд шоҳро пушт рост,
Фиристодаву дурҷро[2] пеш хост.

Ҳама мӯбадону радонро бихонд,
Басе донишӣ пеши доно нишонд.

Аз он пас фиристодаро хонд шоҳ,
Ки пайғом бугзору посух бихоҳ.

Чу бишнид румӣ, забон баркушод,
Суханҳои Қайсар ҳама кард[3] ёд,[4]

Ки кори[5] ҷаҳондори пирӯзҷанг,
Хирад ёбаду донишу ному нанг.

Туро фарру бурзи ҷаҳондор ҳаст,
Бузургиву доноиву зӯри даст.

Ҳамон пурхирад мӯбади роҳҷӯй,
Гаве пурманиш, к-ӯ бувад шоҳҷӯй,

Ҳама пок бар боргоҳи туанд,
В-агар дар ҷаҳон некхоҳи туанд.

Гар ин дурҷу ин қуфлу мӯҳру нишон
Бубинанд бедордил саркашон,[6]

1. И – Насоям бар он қуфлу занҷир
2. И – қуфлро
3. Л – ҳаме кард
4. И – Паёми шаҳи Рум аксар бидод.
5. Л – Бигуфт аз
6. Л – бихрадон,

Бигӯянд равшан, ки зери[1] нуҳуфт,
Чӣ чиз аст,[2] к-он бо хирад ҳаст ҷуфт?

Фиристем ҳам з-ин нишон божу сов,
Ки ин марз доранд бо бож тов.

В-агар бозмонанд аз ин моя чиз,
Махоҳед аз ин марзи[3] мо бож низ.

Чу доно зи гӯянда з-он сон шунид,
Забон баркушод, офарин густарид,

Ки ҳамвора шоҳи ҷаҳон шоҳ[4] бод,
Сухандону бо бахт ҳамроҳ[5] бод!

Сипос аз Худованди хуршеду моҳ,
Равонро ба дониш намояндароҳ.

Бидонад ҳама ошкорову роз,
Ба дониш маро озу ӯ бениёз.

Се дурр аст рахшон ба дурҷ-андарун,
Ғилофаш бувад з-он ки гуфтам, фузун.

Яке суфтаву дигаре нимсуфт,
Яке[6] он ки оҳан надидаст ҷуфт.

Чу бишнид донои румӣ, калид
Биёварду Нӯшинравон бингарид.

Нуҳуфта яке ҳуққа буд дар миён,
Ба ҳуққа- дарун пардаи парниён.

Се гавҳар бад-он парда[7] андар нуҳуфт,
Чунон ҳам,[8] ки донои Эрон бигуфт.

1. И – Ба дониш бигӯянд, к-андар
2. И –чизест,
3. И – пас зи
4. И – шод
5. И – Сухангӯй бо бахт ҳамзод
6. И – Сеюм
7. И –куққа
8. И – Бар он сон

Нахустин зи гавҳар яке суфта буд,
Яке нимсуфта, дигар[1] нобисуд.

Ҳама мӯбадон офарин хонданд,
Бар он донишӣ гавҳар афшонданд.

Шаҳаншоҳ рухсора пуртоб кард,
Даҳонаш пур аз дурри хушшоб кард.

Зи кори гузашта дилаш танг шуд,
Бупечиду рӯяш пурожанг шуд,

Ки бо ӯ чаро кард чандон ҷафо,
Аз он пас, к-аз ӯ дид меҳру вафо.

Чу доно рухи шоҳ пажмурда дид,
Равонаш ба дард- андар озурда дид,

Баровард гӯянда роз аз нуҳуфт,
Гузашта сухан пеши Кисро бигуфт.

Аз он банда бозуву мурғи сиёҳ
В-аз андешаи кеҳтару хоби шоҳ,[2]

Бад-ӯ гуфт, к-«Ин буданӣ кор буд,
Надорад пушаймониву дард суд.

Чу ояд баду нек ройи сипеҳр,
Чи шоҳу чи мӯбад, ва[3] Бузарҷмеҳр.

Зи тухме, ки Яздон бар ахтар бикишт,
Бибояд-ш бар тораки мо навишт.

Дили шоҳ Нӯширавон шод бод,
Ҳамеша зи дарду ғам озод бод![4]

Агарчанд бошад сарафроз шоҳ,
Ба дастур гардад дилорой гоҳ.

1. Л – Дигар нимсуфта, сеюм
2. И –б. 3684, 3685 нест.
3. ИЛ – чи
4. И – б. 3689 нест.

Шикор аст кори шаҳаншоҳу разм,
Дигар шодиву бахшишу доду базм.

Бидонад, ки шоҳон чӣ карданд пеш,
Биварзад бад-он ҳамнишон ройи хеш,

Аз огандани ганҷу ранҷи сипоҳ,
Зи озору гуфтору аз додхоҳ,

Аз андешаи кадхудоиву ганҷ,
Дилу ҷони дастур бошад ба ранҷ.

## ГУФТОР АНДАР ТАВҚЕИ НӮШИНРАВОН

Чунин буд то гоҳи Нӯшинравон,
Ҳам ӯ буд шоҳу ҳам ӯ паҳлавон.

Ҳам ӯ буд ҷангиву мӯбад ҳам ӯ,[1]
Ҳам ӯ ҳирбад буд, сипаҳбад ҳам ӯ[2].

Ба ҳар ҷой корогаҳон доштӣ,
Ҷаҳонро ба дастур нагзоштӣ.

Зи бисёру андак зи кори ҷаҳон,
Баду нек аз ӯ кас накардӣ ниҳон.

Зи корогаҳон мӯбаде[3] некхоҳ
Чунон буд, ки бардошт рӯзе ба шоҳ,

Ки гоҳе гунаҳ бугзаронӣ ҳаме,
Ба бад номи он кас нахонӣ[4] ҳаме.

Ҳам онро дигарбора овезиш аст,
Гунаҳгор агарчанд бопӯзиш аст,

Ба посух чунин буд тавқеи шоҳ,
Ки он кас, ки хасту бувад бар гуноҳ,

Чу бемор зор асту мо чун пизишк,
Зи дору гурезону резон сиришк.

1. Л – ӯй,
2. Л – ӯй.
3. Л–мӯбади
4. И – ӯро надонӣ

Ба як доварӣ ӯ нагардад дуруст,
Равон аз бузургӣ бихоҳем шуст.

Дигар мӯбаде гуфт: «Анӯша бадӣ,
Зи ҳар бад ба ҳар сӯ ба гӯша бадӣ!»

Сипаҳбад зи Гургон бирафт аз нуҳуфт,
Ба беша даромад, замоне бихуфт.

Буна бар дигар килу ӯ барҳана,
Ҳаме бозгардад зи баҳри буна.

Ба тавқеъ посух чунин дод боз,
Ки «Ҳастем аз лашкарӣ бениёз,

Куҷо посбонӣ кунад бар сипоҳ,
Зи бад хештанро надорад нигоҳ».

Дигар гуфт: «Анӯша бадӣ ҷовидон
Нишасту хӯру хоб бо мӯбадон.

Яке моявар молдор[1] эдар аст,
Ки ганҷаш зи ганҷи[2] ту афзунтар аст».

Чунин посух овард, к-«Оре, равост,
Ки ин афсари подшоҳӣ мароcт.

Нигаҳбони ганҷу равонаш манам,
Бикӯшам, ки онро ба афзун кунам».[3]

Дигар гуфт, к-«Эй шаҳрёри баланд,
Анӯша бадӣ, в-аз бадӣ бегазанд.

Асирони румӣ, ки овардаанд,
Басе ширхор андарун бурдаанд».

Ба тавқеъ гуфт: «Он чи ҳастанд хурд,
Зи дасти асирон набояд шумурд.

1. Л – номдор
2. И– аз они.
3. Л – б. 3713 нест.

Сӯи модароншон фиристем[1] боз,
Ба дил шоду аз хоста бениёз».

Навиштанд, к-аз Рум сад моявар
Ҳаме бозхарранд хешон ба зар.

«Агар бозхарранд,– гуфт аз ҳарос,
Ба ҳар номдоре яке бода кос

Фурӯшеду афзун маҷӯед низ,
Ки мо бениёзем аз эшон ба чиз.

Ба шамшер хоҳем аз эшон гуҳар,
Ҳамон бардаву бадраи симу зарр».

Бигуфтанд, к-«Аз моядорони шаҳр
Ду бозоргонанд, к-аз шаб ду баҳр

Якеро сар андар наёяд ба хоб,
Аз овози мастону[2] чангу рубоб»

Чунин дод посух, к-«Аз ин нест ранҷ,
Ҷуз эшон ҳар он кас, ки доранд ганҷ.

Ҳама ҳамчунон шоду хуррам зиед,
Беозор бошеду беғам зиед».

Набиштанд рӯзе, к-«Анӯша бадӣ,
Ҳамеша зи ту дур дасти бадӣ!»

Ба айвон чунин гуфт шоҳи Яман,
Ки «Нӯшинравон[3] чун кушояд даҳан,[4]

Ҳама мурдагонро кунад беш ёд,
Пур аз ғам шавад, зиндаро ҷони шод».

Чунин дод посух, ки «Аз мурда ёд
Кунад, ҳар кӣ дорад хирад бо нажод.

1. И – Фиристанд яксар ба модар-ш
2. И – Зи овози ною зи
3. И – Нӯширвон
4. И – сухан,

Ҳар он кас, ки аз мурдагон дил бишуст,
Набошад ҳамон дӯстӣ з-он дуруст».

Яке гуфт, к-«Эй шоҳ, кеҳтар писар
Нагардад ҳаме гирди доди падар.

Бирезад ҳаме бар замине дирам,
Ки бошад фурӯшандаи ӯ дижам».

Чунин дод посух, ки «Ин норавост,
Баҳо дар[1] замин ҳам фурӯшандарост».

Дигар гуфт, к-«Эй шоҳи бартарманиш,
Ки дурӣ зи пайғораву сарзаниш,

Диле доштӣ пештар пур зи шарм,
Чаро шуд бад-ин сон беозарму гарм?»

Чунин дод посух, ки «Дандон набуд,
Макидан ҷуз аз шир дармон набуд,

Чу дандон баромад, биболид пушт,
Ҳаме гӯшт ҷӯям, чу гаштам дурушт».

Яке гуфт: «Гирам, ки ту меҳтарӣ,
Ба рою ба дониш зи мо беҳтарӣ.

Чаро баргузаштӣ зи шоҳаншаҳон,
Ду дида барои ту дорад ҷаҳон?»

Чунин дод посух, ки «Моро хирад
Зи дидори эшон ҳаме бугзарад.

Ҳушу донишу рой дастури мост,
Замин ганҷу андеша ганҷури мост».

Дигар гуфт: «Бози ту, эй шаҳрёр,
Уқобе гирифтаст рӯзи шикор».

Чунин гуфт, к-«Ӯро бикӯбед пушт,
Ки бо меҳтари худ чаро шуд дурушт?!

1. Л – Баҳову

Биёвез ӯро зи дори баланд,
Бад-он, то бад-ӯ бозгардад газанд!

Кас аз кеҳтарон низ дар корзор
Фузунӣ наҷӯяд бари шаҳрёр».

Дигар номдоре зи корогаҳон
Чунин гуфт бо[1] шаҳрёри ҷаҳон,

Ки[2] «Шабгир Барзин бишуд бо сипоҳ,
Ситорашиносе баромад зи роҳ».

Чунин гуфт, к-«Эй марди гарданфароз,
Чунин лашкаре гашну ин гуна[3] соз.

Чу баргошт рӯй аз дари[4] шаҳрёр,
Набинад кас ӯро бад-ин рӯзгор.

Ба тавқеъ гуфто, ки гардонсипеҳр
Кушодаст бо ройи ӯ чеҳру[5] меҳр.

Ба Барзини солору ганҷу сипоҳ
Нагардад табоҳ ахтари ҳуру моҳ».

Дигар мӯбаде гуфт, к-«Эй шаҳрёр,
Чунин буд[6] фармон ба як[7] рӯзгор,

Ки марде гузинад зи[8] фаррух нажод,
Ки бар[9] подшоҳӣ бигардад[10] ба дод.

Расонад бад-ин боргоҳ огаҳӣ,
Зи бисёру андак бадӣ, гар беҳӣ.

Гушасп он сарафроз марди дабир[11]
Сазад, гар бувад додро дастгир».

1. ИЛ – к-эй
2. Л – Ба
3. ИЛ – з-ин гуна
4. Л – ӯ пушт бар
5. И – мо ройи
6. И – дод
7. И–дар ин
8. Л – ки бинанд; И –ки бинед
9. ИЛ–дар
10. И – нагардад
11. ИЛ –Гушаспи сарафроз мардест пир.

Чунин дод посух, ки «Ӯро[1] зи оз
Камар бар миён аст дур аз ниёз.

Касеро гузинед, к-аз ранҷи хеш
Напарҳезаду бошадаш ганҷи хеш.

Ҷаҳондида марде дурушту дуруст,
Ки ӯ ройи дарвеш созад нахуст».[2]

Яке гуфт: «Солори холигарон,
Ҳаме нолад аз шоҳу аз меҳтарон,

Ки чандон ки ӯ худ кунад орзу,
Бисозам, ниҳам коса бар чор сӯ.

Набӯяд, наёзад бад-ӯ низ даст,
Биларзад бад-ӯ марди хусравпараст».

Чунин дод посух, ки «Аз беш х(в)ард
Магар орзу бозгардад ба дард».

Дигар гуфт: «Ҳар кас накӯҳиш кунад,
Шаҳаншоҳро чун пажӯҳиш кунад,

Ки бе лашкари гашн берун шавад,
Дили[3] дӯсти доно пур аз хун шавад.

Магар душмане бад сиголад бад-ӯй,
Ба чора бисозад,[4] биёяд бад-ӯй».

Чунин дод посух, ки «Доду хирад
Тани подшоро ҳаме парварад.

Агар додгар чанд бекас бувад,
Варо ростӣ посбон бас бувад».

Дигар гуфт, к- «Эй бо хирад гашта ҷуфт,
Ба майдон хуросонсолор гуфт,

1. И – гуфтӣ
2. И – б. 3758 нест.
3. Л – Дилу
4. Л – бинолад

Ки гар боз кард ӯ Зараспи савор,
Надонам чи дид андар он шаҳрёр».

Чунин дод посух, ки «Фармони мо
Наварзиду бинҳуфт паймони мо.

Бифармудамаш, то ба арзониён
Кушояд дари ганҷи суду зиён.[1]

Касе, к-аз диҳиш кост бошад ба кор,
Бипӯшад ҳаме фарраи шаҳрёр».

Дигар гуфт: «Бо ҳар касе подшо
Бузург аст бахшандаву порсо.[2]

Парастори дерина Меҳрак чӣ кард,
Ки рӯзиш андак шуду рӯй зард?»

Чунин дод, посух ки «Ӯ шуд дурушт,
Бар он[3] кардаи хеш бинҳод[4] пушт».

Биёмад ба даргоҳ, биншаст маст,
Ҳамеша ҷуз аз май надорад ба даст».[5]

Зи корогаҳон мӯбаде гуфт: «Шоҳ
Чу ронад сӯи ҷанги Қайсар сипоҳ,

Нахоҳад ҷуз эрониёнро ба ҷанг,
Ҷаҳон шуд ба Эрон-бар аз Рум танг?»

Чунин дод посух, ки «Он душманӣ
Табиисту пархоши оҳарманӣ».

Дигарбора бардошт «Марде, ки шоҳ
Зи шоҳон дигаргуна хоҳад сипоҳ,

Кадом аст, чун боядат марди ҷанг,
Зи шерони аспафкану тезчанг?»

1. И – б. 3771 нест.
2. И – б. 3773 нест.
3. И –Ки бар
4. И –бинмуд
5. И –б. 3776 нест.

Чунин дод посух, ки «Ҷангисавор
Набояд, ки сер ояд аз корзор.

Ҳамон базмаш ояд, ҳамон размгоҳ
Ба рахшанда рӯзу шабони сиёҳ.

Нагардад ба ҳангом нерӯш кам,
Зи бисёру андак набошад дижам».

Дигар гуфт, к- «Эй шоҳ, Нӯшинравон,
Ҳамеша бадӣ шоду бахтат ҷавон!

Ба дар-бар яке мард буд аз Нисо,
Парастандаву кордори басо.

Дирам монд бар вай чу сесад ҳазор,
Ба девон чу карданд бо ӯ шумор.

Набояд ҳаме, к-ин дирам хӯрда шуд,
Раду мӯбаду кӯҳбад озурда шуд.

Чу огоҳ шуд з-он сухан шаҳрёр,
Ки мӯбад дирам хост аз кордор,

Бифармуд, к-аз хӯрда манмой ранҷ,
Бубахшид чанде мар[1] ӯро зи ганҷ.

Дигар гуфт: «Ҷангисаворе бихаст,
Бад-он хастагӣ дер монду бираст.

Ба пеши сафи румиён ҳамла бурд.
Бимурду аз он кӯдакон монд хурд».

Бифармуд, к-«Он кӯдаконро чаҳор
Зи ганҷе[2] дирам дод бояд ҳазор».

Ҳар он кас, ки шуд кушта дар корзор,
В-аз ӯ хурдкӯдак бувад ёдгор,

Чу номаш ба[3] дафтар бихонад дабир,
Дирам пеши кӯдак бувад ногузир.

1. ИЛ – ҳам
2. Л – ганчи.
3. ИЛ – зи

Чунин ҳам ба сол- андарун чор бор
Зи ганҷаш дирам дод бояд ҳазор».

Дигар гуфт: «Анӯша бадӣ солу моҳ
Ба Марв-[1] андарун паҳлавони сипоҳ,

Фаровон дирам гирд карду нах(в)ард,
Пароканда гаштанд аз он марз мард».

Чунин дод посух, ки «Он хоста,
Ки аз шаҳр мардум кунад коста,

Аз он кас, ки бистад, бад-ӯ боздеҳ,
В-аз он пас ба Марв- андар овоз деҳ.

Бифармой доре задан бар дараш
Ба биноии лашкару кишвараш.

Ситамгорaро зинда бар дор кун,
Ду пояш забар, сар нагунсор кун.

Бад-он то кас аз паҳлавонони мо
Напечад дилу ҷон зи паймони мо.

Чаро бояд аз хуни дарвеш ганҷ,
Ки ӯ шод бошад тану ҷон ба ранҷ».

Дигар гуфт, к- «Эй шоҳи яздонпараст,
Ба дар-бар басе мардуми зердаст,

Ҳама доддеҳро[2] ситоиш кунанд,
Ҷаҳонофаринро ниёиш кунанд».

Чунин дод посух, ки «Яздон сипос,
Ки аз мо яке нест андар ҳарос.

Фузун кард бояд бад-эшон нигоҳ,
Агар бегуноҳанд, агар богуноҳ».

1. И –Балх
2. И – Ҳаме доди шаҳро; Л–Ҳаме доди ӯро

Дигар гуфт, к- «Эй шоҳи бофарру ҳуш,
Ҷаҳон шуд зи шодӣ пур аз[1] ною[2] нӯш.

Тавонгар в-агар[3] мардуми зердаст,
Шаб ояд, шавад сар зи овой[4] маст».

Чунин дод посух, ки «Андар ҷаҳон,
Ба мо шод бодо, кеҳону меҳон!»

Дигар гуфт, к-«Эй шоҳи бартарманиш,
Ҳаме айбҷӯят кунад сарзаниш,

Ки чандин[5] газофа бубахшад зи ганҷ,
Зи гирд оваридан надидаст ранҷ».

Чунин дод посух, ки «Он хоста,
К-аз ӯ ганҷи мо бошад ороста,

Агар бозгирам зи арзониён,
Ҳама суд фарҷом гардад зиён».

Дигар гуфт, к- «Эй шаҳрёри баланд,
Ки ҳаргиз ба ҷонат мабодо газанд.

Ҷуҳудону тарсо туро душмананд,
Дурӯянду бо кеши Оҳармананд».

Чунин дод посух, ки «Шоҳи сутург
Абе зинҳорӣ набошад бузург».

Дирам дод Мардуй дарвешро,
Басе бурд вижа тани хешро».

Дигар гуфт, к- «Эй номвар шаҳрёр,
Зи ганҷи ту афзун зи сесад ҳазор.

Чунин гуфт, к- «Он ҳам ба дармони мост,
Ба арзониён чиз бахшӣ, сазост».[6]

1. И –аз шодиву
2. Л – аз шодиву нозу
3. И – ҳама
4. И – Шабу рӯз шоданду афтода
5. И – чанде
6. Л–равост; И – бахшӣ чизе равост.

Дигар гуфт, к- «Эй шоҳ, нодида ранҷ,
Зи бахшиш фаровон тиҳӣ монд[1] ганҷ».

Чунин дод посух, ки «Дасти фарох
Ҳаме мардро нав кунад баргу шох.

Ҷаҳондор чун гашт яздонпараст,
Бар ӯ баркушояд ҷаҳон, ҳар чӣ ҳаст.

Ҷаҳон танг дидем бар тангхӯй,
Маро озу зуфтӣ накард орзуй».

Чунин гуфт мӯбад, ки «Эй[2] шаҳрёр,
Қарохони солор сесад ҳазор

Дирам бистад аз Балхи Бомӣ ба ранҷ,
Супурду ниҳодем яксар ба ганҷ».

Чунин дод посух, ки «Моро дирам
Набояд, ки гардад касе з-ӯ дижам.

Аз он кас, ки бистад, ҳам ӯро диҳед,
Зи ганҷ он чи хоҳад, бар он сар ниҳед,

Ки дарди дили мардуми зердаст
Нахоҳад ҷаҳондори яздонпараст.

Пайи кохи ободи ӯ барканед,
Ба гил боми ӯро тавонгар кунед.

Шавад кох вайрон, варо ранҷ суд,
Бимонад пас аз ранҷ нафрину дуд.

Зи девони ман номи вай бистуред,
Ба дар-бар чу ӯро ба кас машмаред».

Дигар гуфт, к- «Эй шоҳи фаррухнажод,
Басе гирӣ аз Ҷамму Ковус ёд».

1. И – тиҳӣ монд якбора
2. И – Дигар гуфт, к-эй номвар

Чунин дод посух, ки «Оре, равост,
Ҷаҳон бар ниёкони мо-бар гувост.[1]

Бад-он гӯям ин то паси марги ман
Нагардад ниҳон афсару тарги ман».

Дигар гуфт, к- «Аз Баҳмани сарфароз,
Чаро шоҳи Эрон бипӯшид роз?»

Чунин дод посух, ки «Ӯ аз[2] хирад
Бупечад[3] ҳаме в-аз ҳаво бархӯрад».

Яке гуфт, к-«Эй шоҳи кеҳтарнавоз,
Чаро гаштӣ акнун чунин дерсоз?»

Чунин дод посух: «Або[4] бихрадон
Ҳамонему ҳам[5] низ бо[6] мӯбадон.

Чу овози Оҳарман ояд ба гӯш,
Намонад ба дил рою бо мағз ҳуш».

Бипурсид[7] мӯбад зи шоҳи замин,
Сухан ронд[8] аз подшоҳиву дин,

Ки «Бедин наҷӯяд бади подшо,
Хирадманд бошад бар ин бар гуво».[9]

Чунин дод посух, ки «Гуфтам ҳамин,[10]
Шунид аз ман ин[11] мардуми покдин.[12]

---

1. ИЛ – б. 3835 нест;
ТПЗИЛ – Ба посух чунин гуфт Нӯширвон,*
Ки бодо зи дониш ҳамеша** ҷавон.
* Л – Нӯширвон. ** ИЛ – ҳамеша равонаш.
2. И – ӯро
3. И – Бипӯшад
4. Л – ки бо; И – ки эй
5. Л–Ҳамону ҳамин
6. И – Ҷаҳондидаву покдил
7. И – Ҷаҳондида
8. И- Бипурсид
9. ИЛ–б. 3838 нест.
10. И –ман ин,
11. Л – Ин зи ман
12. И – Яке ҷуст нафрин, дигар офарин.

Ҷаҳондори бедин ҷаҳонро надид,
В-агар ҳар касе дини дигар гузид.

Яке бутпарасту яке покдин,
Яке гуфт: «Нафрин беҳ аз офарин».[1]

Зи гуфтор вайрон нагардад ҷаҳон,
Бигӯй, он чи роят бувад дар ниҳон.

Чу бедин бувад подшо ҳамчунин,
Наёбад ба гетӣ зи кас офарин.

Бувад дину шоҳӣ чу тан бо равон,
Бад-ин ҳар дувон пой дорад ҷаҳон».[2]

Яке гуфт, к- «Эй шоҳи хуррамниҳон,
Сухан рондӣ[3] чанд пеши меҳон.

Яке он ки гуфтӣ замона манам,
Баду неки ӯро баҳона манам.

Касе, к-ӯ кунад офарин бар ҷаҳон,
Ба мо бозгардад дурудаш[4] ниҳон».

Чунин дод посух, ки, «Оре, равост,
Ки тоҷи замона сари подшост.

Ҷаҳон чун тану шаҳрёрон саранд,
Азеро чунон бар сарон афсаранд».

Дигар гуфт, к-«Эй шоҳи кеҳтарнавоз,
Туро подшоҳиву умри дароз.

Бувад рӯз панҷ, эй чароғи равон,
Ки номат барат мӯбади мӯбадон».

Бигуфто: «Бад-ин нест озори ман,
Ки ӯ ҳаст машғул дар кори ман».

---

1. И –б. 3845, 3846 нест.
2. ИЛ – б. 3848, 3849 нест;
   ТПЗИЛ – Ҳар он гаҳ ки шуд тахт бетоҷдор,
   Хирадмандиву дин наёяд ба кор.
3. И – гуфтаӣ
4. ИЛ – зи дуда

Яке гуфт, к- «Эй шоҳи хуршедфар,
Ки чун ту замона наёрад дигар.

Яке мард бинем ҷӯяндадод,
Ки ояд ба даргоҳ ҳар бомдод.

Ба як раҳ намегардад аз кори ӯй,
Надонам, ки аз чист озори ӯй.[1]

Чунин дод посух, ки «Андар Ҳиҷоз
Варо дузд бурдаст бемар ҷиҳоз.

Бад-ӯ додаам ҳамчунон ман зи ганҷ,
Бад-он то равонаш набошад ба ранҷ.

Ман аз баҳри ин дорам ӯро бадар,
Ки дузде биёяд, шиносад магар».

Дигар гуфт, к-«Эй шоҳи фаррухнажод,
Худованди бахшиш, Худованди дод.

Зн гоҳи Каюмарс то ин замон
Чу ту шоҳ наспард гоҳи каён».

Бигуфто: «Сипосам бад-ин аз Худой,
Ки чунон бувад чиз, к-ӯрост рой.

Гузаштам зи тавқеи Нӯширавон,
Ҷаҳон пиру андешаи мо ҷавон.

Маро табъ нашкуфт, агар тез гашт,
Ба пирӣ чунин отешомез гашт.

Ҳаме гуфтам ин номаро чанд гоҳ,
Ниҳон буд зи кайвону хуршеду моҳ.[2]

Чу тоҷи сухан номи Маҳмуд гашт,
Ситоиш ба офоқ мавҷуд гашт.

Замона ба номи вай обод бод,
Сипеҳр аз сари тоҷи вай шод бод!

---

1. ИЛ –б. 3859–3860 нест.
2. ТПМ – Накардӣ касе ёди ӯ дар ҷаҳон
На дар ошкору на андар ниҳон.

Зи минбар чу Маҳмуд гӯяд хатиб,
Ба дини Муҳаммад гарояд салиб.

Ҷаҳон[1] бистад аз бутпарастони Ҳинд,
Ба[2] теғе, ки дорад чу вашйи[3] паринд.

Кунун номаи шоҳ Нӯшинравон,[4]
Бихону нигаҳ кун ба равшан равон.

## ПАНД ДОДАНИ НӮШИНРАВОН ПИСАРИ ХУД ҲУРМУЗДРО

Бифармуд Кисро, ки ояд дабир,
Нависад яке номаи дилпазир.[5]

Зи шоҳи сарафрозу хуршедчеҳр
Маҳ асту ба комаш гироён сипеҳр.

Ҷаҳондори бододи некӯкуниш,
Фишонандаи ганҷ бе сарзаниш.

Физояндаи ному тахти Қубод,
Гироядаи тоҷу шамшери[6] дод,

Ки бо фарру бурз асту фарҳангу ном,
Зи тоҷи бузургӣ расида ба ком.

Сӯи пок Ҳурмузд фарзанди[7] мо
Пазируфта аз дил ҳама панди мо.[8]

Зи Яздон бадӣ шоду пирӯзбахт,
Ҳамеша ҷаҳондори боточу тахт.

---

1. И – Замин
2. Л – Зи
3. И – равшан
4. И – Нӯширвон
5. Л –б. 3864, 3875 нест;
   ТПЗИ – Чунин гуфт, к-ин номаи дилписанд
   Ҳама ҳикмату донишу рамзу панд.
6. И – авранди
7. ИЛ – Ҳурмуз он покфарзанди
8. ТПМ – Сазо дидам ин номаи б-офарин
   Ба фарзанди пурдониши покдин.

Ба моҳи хуҷаста, ба хурдодрӯз,
Ба некахтару фоли гетифурӯз,

Ниҳодем бар сар туро тоҷи зар,
Чунон ҳам, ки мо ёфтем аз падар.

Ҳамон офарин низ кардем ёд,
Ки бар тоҷи мо кард фаррух Қубод.

Ту бедор бошу ҷаҳондор бош,
Хирадманду роду беозор бош.

Ба дониш физою ба Яздон гарой,
Ки ӯ бод[1] ҷони туро раҳнамой.

Бипурсидам аз марди некӯсухан,
Касе, к-ӯ ба солу хирад буд куҳан,

Ки «Аз мо ба Яздон кӣ наздиктар,
Киро назди ӯ роҳ бориктар?»

Чунин дод посух, ки «Дониш гузин,
Чу хоҳӣ зи Парвардгор[2] офарин,

Ки нодон фузунӣ надорад зи хок,
Ба дониш писандида кун ҷони пок.

Ба дониш бувад шоҳ зебои тахт,
Ки донанда бодиву пирӯзбахт.

Мабодо, ки бошӣ ту паймоншикан,
Ки хок аст паймоншиканро кафан.

Ба бодафраи бегуноҳон макӯш,
Ба гуфтори бадгӯй маспор гӯш[3]

Ба ҳар кор фармон макун ҷуз ба дод,
Ки аз дод бошад равони ту шод.

Забонро магардон ба гирди дурӯғ,
Чу хоҳӣ, ки тахт аз ту гирад фурӯғ.

1. ИЛ – ӯяст
2. Л – ки бар мо кунанд
3. Л – хуш.

В-агар зердасте бувад ганҷдор,
Ту ӯро аз ин ганҷ беранҷ дор,

Ки чизи касон душмани ганҷи туст,
Бад-он ганҷ шав шод, к-аз ранҷи туст.[1]

Ҳама дар паноҳи ту ёбад[2] нашаст,
Агар пурманиш бошад, ар[3] зердаст.

Кӣ[4] некӣ кунад бо[5] ту, подош кун,
Або душмани дӯст[6] пархош кун.

В-агар гардӣ андар ҷаҳон арҷманд,
Зи ранҷи тан андешу дарду[7] газанд.

Сарои сипанҷ аст ҳар чун ки ҳаст,
Бад-ӯ -андар эман нашояд нишаст.

Ҳунар ҷӯю бо пири[8] доно нишин,
Чу хоҳӣ, ки ёбӣ зи бахт[9] офарин.

Ба дониш гарою бад-ӯ шав баланд,[10]
Чу хоҳӣ, ки аз бад наёбӣ газанд.

Гиромӣ кун онро, ки дар пеши ту
Сипар кард ҷони бадандеши ту.

Чу бар сар ниҳӣ тоҷи шоҳаншаҳӣ,
Раҳи беҳтарӣ бозҷӯй аз беҳӣ.

Ҳамеша яке донишӣ пеш дор,
Варо чун равону тани хеш дор.

1. ИЛ –б. 3896, 3897 нест;
ТПИЛМ – Агар зердасте шавад моядор,
Ҳамон шаҳрёраш бувад поядор.
2. ИЛ – бояд
3. Л – покрой аст, агар; И – Забардастхоҳе, агар
4. И–Чу
5. И – кас
6. И – В-агар бад кунад низ
7. И – дур аз
8. Л – марди
9. И – ба дод
10. ИЛ – б. 3903 нест.

Бузургону бозоргонони шаҳр,
Ҳам аз дод бояд, ки ёбанд баҳр.

Касе, к-ӯ надорад ҳунар бо нажод,
Макун з-ӯ ба низ аз каму беш ёд.

Мадеҳ марди беарзро сози ҷанг,
Ки чун боз ҷӯӣ, наёяд ба чанг.

Ба душман супорад варо дӯстдор,
Ду кор оядат пеш душвору хор.

Силеҳи ту дар корзор оварад,
Ҳамон бар ту рӯзе ба кор оварад.

Бубахшой бар мардуми мустаманд,
Зи бад дур бошу битарс аз газанд.

Ҳамеша ниҳони дили хеш ҷӯй,
Макун родиву дод ҳаргиз ба рӯй.

Ҳамон низ некӣ ба андоза кун,
Зи марди ҷаҳондида бишнав сухун.

Ба дине гарову ба дин дор чашм,
Ки аз дин бувад мардро рашку хашм.

Хазина ба андозаи ганҷ кун,
Дил аз бешии ганҷ[1] беранҷ кун.

Ба кирдори шоҳони пешин нигар,
Набояд, ки бошӣ ҷуз аз додгар.

Ба нафрин бувад баҳри бедод шоҳ,
Ту ҷуз дод мапсанду нафрин маҳоҳ.

Куҷо он сари[2] тоҷи шоҳаншаҳон,
Куҷо он бузургону фаррухмеҳон?

Аз эшон сухан ёдгор асту бас,
Сарои сипанҷӣ намонад ба кас.

1. Л – Ҳама такя бар марди
2. Л – сару

Газофа мафармой хун рехтан,
В-агар ҷангро лашкар овехтан,

Нигаҳ кун бад-ин номаи пандманд,
Дил андар сарои сипанҷӣ мабанд.

Бад-ин мо туро некуй хостем,
Ба дониш дилатро биёростем.

Ба роҳи Худованди хуршеду моҳ
Бирав,[1] дур кун девро дастгоҳ.

Ба рӯзу шаб ин номаро пеш дор,
Хирадро ба дил довари хеш дор.

Агар ёдгоре кунӣ дар ҷаҳон,
Зи номат бузургӣ нагардад[2] ниҳон,

Худованди некӣ[3] паноҳи ту бод,
Замону замин некхоҳи ту бод!

Ба коми ту гарданда чархи баланд,
Зи кирдори[4] бад дуру дур аз газанд».[5]

Чу бинвишт, биспурд онро ба ганҷ,
Ҳаросон буд андар сарои сипанҷ.[6]

Шаҳаншоҳи борою доду хирад,
Бикӯшад, ки бо шарм гирд оварад

Далерӣ ба разм андару зӯри даст,
Ҳамон[7] покдиниву яздонпараст,

---

1. Л – Бидав,
2. Л – намонад
3. Л – гетӣ
4. Л – тимори
5. ТПМ – На ғамро ҳаме бар дилат роҳ бод,
   На шодитро даст кӯтоҳ бод!
   Замона туро ҷовидон банда бод,
   Сари бадсиголонат афканда бод!
   Ба чархи нуҳум ахтари бахти ту
   Маҳу муштарӣ сояи тахти ту.
   Зи тоҷи ту рахшанда гашта ҷаҳон
   Ба хидматгарӣ пеши гоҳат шаҳон.
6. Л –б. 3929 нест; И – б. 3913–3929 нест.
7. Л – Бувад

Ба гетӣ нигар, к-ин ҳунарҳо кирост,
Чу дидӣ, ситоиш мар ӯро сазост.

Бичӯй он, ки чун муштарӣ равшан аст,
Ҷаҳонҷӯй бо теғу бо ҷавшан аст.

Ҷаҳон бистад аз мардуми бутпараст,
Зи дебои дин бар дил озин бубаст.[1]

Кунун лоҷарам ҷуд мавҷуд гашт,
Чу шоҳи ҷаҳондор Маҳмуд гашт.

Агар базм ҷӯяд ҳаме, гар[2] набард,
Ҷаҳонбахшро[3] ин бувад коркард.

Абулқосим он шоҳи пирӯзу[4] род,[5]
Замона ба дидори[6] ӯ шод бод.

## ПУРСИШИ МӮБАД АЗ НӮШИНРАВОН ВА ПОСУХИ Ӯ

Яке пир буд паҳлавонисухан,[7]
Ба гуфтору кирдор гашта куҳан.

Чунин гӯяд аз дафтари паҳлавон,
Ки пурсид мӯбад зи Нӯшинравон,

Ки «Он чист, к-аз Кирдгори ҷаҳон
Бихоҳад парастанда андар ниҳон?

Бад-он орзу низ посух диҳад,
Бад-он посухаш бахти фаррух ниҳад.

Яке даст бардошта б-осмон,
Ҳаме хоҳад аз Кирдгори ҷаҳон.

---

1. И –б. 3928, 3929 нест.
2. ИЛ – ё.
3. И – Ҷаҳонгӯйро.
4. И – пирӯзи.
5. Л – дод.
6. Л – кирдори.
7. ИЛ – паҳлавони сухан.

Биёбад ба хоҳиш ҳаме орзу,[1]
Ду чашмаш пуроб асту пурчин бурӯ?»[2]

Ба мӯбад чунин гуфт пирӯз[3] шоҳ,
Ки «Хоҳиш ба[4] Яздон ба андоза хоҳ.

Чу хоҳиш зи андоза берун шавад,
Аз он орзу дил пур аз хун бувад».[5]

Бипурсид: «Некӣ киро дарх(в)ар аст,
Ба номи бузургӣ кӣ зеботар аст»?

Чунин дод посух, ки «Ҳар кас, ки ганҷ
Биёбад пароканда, нобурда ранҷ,

Набахшад, набошад сазовори тахт,
Замон то замон тира гардад-ш бахт.

Ба ҳастиву бахшиш бувад мард меҳ,
Ту гар ганҷ дорӣ, бубахшу манеҳ».[6]

Бипурсид: «Хирадро, ки бунёд чист,
Ба баргу ба бори хирад шод кист?»

Чунин дод посух, ки «Доност шод,
Дигар он ки шармаш бувад бо нажод».

Бипурсид: «Дониш киро судманд,
Кадом аст бедонишу бегазанд?»

Чунин дод посух, ки «Ҳар к-ӯ хирад
Бипарвард, ҷонро ҳаме парварад.[7]

Зи бешӣ хирадро бувад судманд,
Зи каммиш тимору дарду газанд».[8]

1. И – орзуй,
2. И – бурӯй.
3. И – Ба посух чунин гуфт бедор
4. ИЛ – зи
5. ИЛМ – шавад.
6. И – б. 3949 нест.
7. И –б. 3953 нест.
8. Л – б. 3953, 3954 нест.

Бипурсид: «Дониш беҳ аз фарри шоҳ
Ки фарру бузургист зебои гоҳ?»

Чунин дод посух, ки «Дониш ба фар
Бигирад ҷаҳон сарбасар зери пар,

Хирад бояду ному фарру нажод,
Бад-ин чор гирад сипеҳр аз ту ёд».

«Зи шоҳон,– бипурсид,– зебои тахт
Кадом асту аз кист ношодбахт?»

Чунин дод посух, ки «Ёрӣ нахуст
Бибояд зи шоҳи ҷаҳондор ҷуст.

Дигар бахшишу донишу расму роҳ,
Диле пур зи бахшоиши додхоҳ.

Шашум[1] он касеро диҳад меҳтарӣ,
Ки бошад сазовор аз беҳтарӣ.

Ба ҳафтум,[2] ки аз неку бад дар ҷаҳон
Суханҳо бар ӯ-бар намонад ниҳон.

Ба ҳаштум,[3] ки душман надонад зи дӯст,
Беозорӣ аз шаҳрёрон накӯст.

Чу фарру хирад дораду дину бахт,
Сазовори тоҷ асту зебои тахт.

В-агар з-ин суханҳо наёбӣ дар ӯй,
Ҳамоно, ки ёбиш беобрӯй.[4]

Бимонад пас аз марги ӯ номи зишт,
Наёбад ба фарҷом хуррамбиҳишт».

Бипурсидаш аз роду хурдакманиш,
Зи некикуниш мардуму бадкуниш.

1. Л–дувум
2. Л – Сеюм он
3. Л – Чаҳорум
4. И-б. 3965 нест.

Чунин дод посух, ки «Озу ниёз,
Ду деванд бадгавҳару[1] дерсоз.

Ҳар он кас, ки бешӣ кунад орзу,[2]
Бад-он деви бад бозгардад ба хӯ.[3]

Дигар сифлагӣ баргузиниву ранҷ,[4]
Гузинӣ[5] бар ин[6] хок[7] оганда ганҷ,[8]

Чу бечора деве бувад пурниёз,[9]
Ки ҳар ду ба як хӯ гароянд[10] боз».

Бипурсид: «Гуфтор чанд асту чист,[11]
Ки баҳре[12] ҳаме з-ӯ бибояд[13] гирист?

Дигар баҳра ганҷ асту тоҷ асту ном,
Аз он мустамандем, аз ин шодком».

Чунин дод посух, ки «Доно сухун
Бубахшиду андеша афканд бун.

Нахустин сухан гуфтани судманд
Хушовоз хонад варо бегазанд.

Дигар он ки паймонсухан хонияш,
Сухангӯву бедордил донияш.

Ки чандон сарояд, ки ояд ба кор
В-аз ӯ монад андар ҷаҳон ёдгор.

Се дигар сухангӯи ҳангомҷуй
Бимонад ҳамасола бообрӯй.

---

1. Л – бадгавҳари
2. И – орзуй,
3. И – хӯй,
4. И – баргузинад зи ганҷ; Л – В-агар сифлагӣ баргузид ӯ зи ганҷ,
5. Л – Гузинад
6. Л – он,
7. И – Гузинад бар он ганҷи
8. И – ранҷ.
9. И – бониёз,
10. И – якдигар оянд.
11. Л – чанд аст гуфтор чист: И – чанд асту гуфтор чист.
12. И – шаҳре
13. Л – шаҳре аз ӯ мебибояд

Чаҳорум, ки доно дилорой хонд,
Сароякдаро марди борой хонд.

Ки пайваста гӯяд саросар сухан,
Агар нав бувад достон, гар куҳан.[1]

Ба панҷум, ки бошад сухангӯи гарм,
Ба ширин забон ҳам ба овои нарм.

Сухан чун як андар дигар бофтӣ,
Аз ӯ бегумон коми дил ёфтӣ».

Бад-ӯ гуфт: «Чанде ки омӯхтӣ,
Равонро ба дониш барафрӯхтӣ.

Бипурсӣ ҳам аз носазоён сухун,
Чӣ гӯӣ, ки дониш кай ояд ба бун?»

Чунин гуфт: «Аз ҳар кӣ омӯхтам
Ҳаме номи ҷону хирад тӯхтам.

Ба дониш нигар, дур бош аз гуноҳ,
Ки дониш гиромитар аз тоҷгоҳ».

Бад-ӯ гуфт: «Касро зи омӯхтан,
Ситоиш надидему афрӯхтан.

Нагӯяд касе, к-ӯ ба ҷое расид,
Ки низаш зи доно набояд шунид».[2]

Чунин дод посух, ки «Аз ганҷ сер
Ки ояд, магар хокаш орад ба зер?

Дари дониш аз ганҷ номитар аст,
Ҳамон назди доно гиромитар аст.

Сухан монад аз мо ҳаме ёдгор,
Ту бо ганҷ дониш баробар мадор».

Бад-ӯ гуфт доно: «Шавад марди пир,
Ки[3] омӯзишӣ бошаду ёдгир?»

1. И – б. 3979–3980 нест.
2. Л – аз ӯ
3. Л – Гар

Чунин дод посух, ки «Донои пир
Зи дониш ҷавоне бувад ногузир.[1]

Бар аблаҳ ҷавоне гузинӣ, равост,
Ки бе гӯри ӯ хоки ӯ бенавост».

Бипурсид, к-«Аз бахти шоҳаншаҳон
Бикардӣ ҳаме ёд пеши меҳон,

Кунун номашон беш ёд оварӣ,
Ба ёд[2] аз ҷигар сардбод оварӣ»?

Чунин дод посух, ки «Дар дил набуд,
Ки ин расмро худ биёрам ситуд.

Ба шамшери дод ин ҷаҳон доштан,
Чунин рафтану хор бигзоштан».

Бад-ӯ гуфт: «Бо ҳар касе пеш аз ин
Сухан рондӣ номвар беш аз ин.

Сабук дорӣ акнун нагӯӣ сухан,
На аз нав, на аз рӯзгори куҳан».

Чунин дод посух, ки «Гуфтор бас,
Ба кирдор ҷӯям ҳаме[3] дастрас.

Чунин[4] гуфт: «Ҳангоми пешин намоз
Набудӣ чунин пеши оташ дароз.

Шуморо ситоиш фузун аст аз он,
Хурӯши ниёиш бурун аст аз он».

Чунин дод посух, ки «Яздони пок
Парастандаро сар барорад зи хок.

Фалакро гароядаи худ[5] кунад,
Ҷаҳонро ҳама бандаи худ[6] кунад.

1. ИЛ – б. 3993 нест.
2. Л – Ҳаме
3. И – кунун
4. И –Бад-ӯ
5. ИЛ – ӯ
6. И– ӯ

Гар ин банда онро надонад баҳо,
Мабодо зи дарду зи сахтӣ раҳо».

Бад-ӯ гуфт: «То ту шудӣ шаҳрёр,
Сипосат фузун чист аз Кирдгор,

К-аз он мар туро ромиш афзунтар аст,[1]
Дили бадсиголон пуразхунтар аст»[2]?

Чунин дод посух, ки «Аз Кирдгор
Сипос он ки гаштем беҳрӯзгор.

Касе пеши ман- бар фузунӣ наҷуст,
Аз овози ман даст бадро бишуст.

Забун буд бадхоҳ дар ҷанги ман,
Чу кӯполи ман диду оҳанги ман».

Бад-ӯ гуфт: «Дар ҷанги Ховар будӣ,
Чунон тезчангу диловар будӣ.

Чу дар Бохтар сохтӣ боз ҷанг,
Шикебоӣ оростӣ бо диранг».

Чунин дод посух, ки «Марди ҷавон
Наяндешад аз дарду ранҷи равон.

Ҳар он кӣ ба[3] сол- андар омад ба шаст,
Ба пеши мадоро бибояд нишаст.

Сипос аз ҷаҳондори[4] парвардгор,
К-аз ӯяст неку бади рӯзгор,

Ки рӯзи ҷавонӣ ҳунар доштем,
Баду некро хор бугзоштем.

Кунун рӯзи пирӣ ба донандагӣ,
Ба рою ба ганҷу фишонандагӣ

1. ИЛ – бартарӣ ромиш афзун шудаст,
2. ИЛ – хун шудаст.
3. И – гах, ки
4. Л – Худованди

Ҷаҳон зери оҳангу фарҳанги[1] мост,
Сипеҳри равон ҷавшани ҷанги[2] мост».

Бад-ӯ гуфт: «Шоҳони пешин дароз
Сухан хостанд ошкорову роз,

Шуморо сухан камтару роз беш,
Фузунед аз номдорони пеш»,

Чунин дод посух, ки «Ҳар шаҳрёр,
Ки бошад варо дини парвардгор,

Надорад тани хеш дар ранҷу дард,
Ҷаҳонро нигаҳбон ҳамон кас ки кард».

Бипурсид[3] шодон: «Дили шаҳрёр
Пурандеша бинам бад-ин рӯзгор».

Чунин дод посух, ки «Гарди газанд
Надорад ба дил мардуми ҳушманд».

Бипурсид, ки[4] шоҳони пешин зи базм
Набурданд ҷонро ба[5] андӯҳи[6] разм».

Чунин дод посух, ки «Эшон зи ҷом
Накарданд ҳаргиз ба дил ёди ном.

Маро ном бар ҷом чира шудаст,
Равонам замонро пазира шудаст».

Бипурсид, к- «Онҳо, ки шоҳон буданд,
Тани хештанро нигаҳбон буданд.

Ба доруву дармону кори пизишк
Бад-он то наёлуд бояд сиришк».

Чунин дод посух, ки «Танро замон
Кӣ пеш ояд аз гардиши осмон

1. Л – фарҳангу оини
2. Л – дини
3. ИЛ – Бад-ӯ гуфт
4. ИЛ –Бад-ӯ гуфт,
5. Л – зи
6. И – зи андӯҳу

Ба пой аст, дору наёяд ба кор,
Нигаҳ дорадаш гардиши рӯзгор.

Чу ҳангомаи рафтан ояд фароз,
Замона нагардад ба парҳез боз».

Бад-ӯ гуфт: «Чандин ситоиш кунем,
Ҷаҳонофаринро ниёиш кунем.

Замоне набошӣ бад-он шодмон,
Пурандеша дорӣ ҳамеша равон».

Чунин дод посух, ки «Андеша нест,
Дили шоҳ бо чархи гардон якест.

Битарсам, ки ҳар к-ӯ ситоиш кунад,
Магар бими моро ниёиш кунад.

Ситоиш набояд фузун з-он ки ҳаст,
Наҷӯем рози дили зердаст».

Бад-ӯ гуфт: «Шодӣ зи фарзанд чист?
Ҳамон орзуҳои[1] пайванд чист?»

Чунин дод посух, ки «Ҳар к-ӯ ҷаҳон
Ба фарзанд монад, нагардад ниҳон.

Чу фарзанд бошад, биёбад маза,
Зи баҳри маза дур гардад база.

В-агар бугзарад, кам бувад дарди ӯй,[2]
Ки фарзанд бинад рухи зарди ӯй.[3]

Бад-ӯ гуфт: «Гетӣ таносон кирост?
Зи кирдори некӣ[4] пушаймон кирост?»

Чунин дод посух, ки «Яздонпараст
Нагирад инони замонро ба даст.

1. ИЛ – орзуҳо ба
2. Л–доварӣ,
3. Л – бад-он дилбарӣ.
4. И – некӯ

Фузунӣ наҷӯяд, таносон шавад,
Чу бешӣ сиголад, ҳаросон шавад».

Дигар он ки гуфтӣ зи кирдори нек,
Ниҳонӣ дилу ҷон ба бозори[1] нек,

Зи[2] гетӣ забунтар кас ӯро[3] шинос,
Ки некӣ сиголад або носипос»

Бипурсид, к- «Он кас, ки бад карду мурд,
Зи девон ҷаҳон номи ӯро сутурд.

Ҳамон[4] кас, ки некӣ кунад, бигзарад,
Замона нафасро ҳаме бишмарад.[5]

Чӣ бояд ҳаме некуиро ситуд,
Чу марг омаду неку бадро дуруд»?[6]

Чунин дод посух, ки «Кирдори нек
Биёбад ба ҳар ҷой бозори нек.

Намурд он ки ӯ неккирдор мурд,
Биёсуду ҷонро ба Яздон супурд.[7]

Наёсуд он кас, к-аз ӯ бозмонд.
В-аз ӯ дар замона бад овоз монд».

Дигар[8] гуфт: «Бад нест, бадтар зи марг,
Агар бошад, онро чӣ созем барг?»

Чунин дод посух, к- «Аз ин тирахок
Агар бугзарӣ, ёфтӣ ҷои пок.

Ҳар он кас, ки дар биму андӯҳ зист,
Бар он зиндагонӣ бибояд гирист.

---

1. ИЛ – ҷони мо кори
2. Л – Ба
3. ИЛ – онро
4. Л – Ҳар он
5. Л – некӯиҳо
6. И – бисуд.
7. ТПЗ – В-аз он кас, ки монад ҳаме номи бад,
   Ба огоз бад буду фарҷом бад.
8. ИЛ – Бад-ӯ

Агар шоҳ бошӣ, агар кеҳтарӣ,
Зи биму зи дарди ҷаҳон бугзарӣ».[1]

Бад-ӯ гуфт: «Аз ин ҳар ду бадтар кадом,
К-аз ӯем пурдарду ношодком?»

Чунин дод посух, ки «Ҳам санги кӯҳ
Ҷуз андӯҳ машмар, ки гардад гурӯҳ.

Чӣ бим аст, агар бими андӯҳ нест,
Ба гетӣ ҷуз андӯҳ настӯҳ нест».

Бипурсид: «Растан аз инҳо ба чист,
Ки бар кори гетӣ бибояд гирист»?

Чунин дод посух, ки «Дониш бувад,
Ки донанда доим ба ромиш бувад».[2]

Бипурсид, к- «Аз мо кӣ боганҷтар»?
Чунин гуфт, к- «Он кас, ки беранҷтар».

Бипурсид, к-«Оҳу кадом аст зишт,
Ки аз арҷ дур асту дур аз биҳишт?»

Чунин дод посух, ки «Занро,[3] ки шарм
Набошад сиришту на[4] овози нарм.

Зи мардон батар он ки нодон бувад,
Ҳама зиндагонӣ ба зиндон бувад».

Бад-ӯ гуфт: «Мардум кӣ настӯҳтар?»
Чунин гуфт, к- «Он, к-ӯ беандӯҳтар».

Шавад пеши Яздон тани пургуноҳ,
Зи бадҳо дили хеш карда сиёҳ».

Бад-ӯ гуфт: «Мардум кадом аст рост,
Ки ҷону хирад бар дили ӯ гувост?»

1. ИЛ – 6. 4057 нест.
2. ИЛ – б. 4061, 4062 нест.
3. И – онро
4. И –ҳамон низ

Чунин гуфт, к- «Он, к-ӯ ба суду зиён
Бикӯшад, набандад бадиро миён».

Бипурсид: «Мардум кӣ некӯтар аст,
Ки он бар сари мардумон афсар аст?»

Чунин дод посух, ки «Гар бурдубор
Бувад мардум, афсун-ш н-ояд ба кор.

На он к-аз бадӣ судмандӣ кунад,[1]
Дигар[2] низ ройи баландӣ кунад.

Чу роде, ки подоши родӣ начуст,
Бубахшиду торикӣ аз дил бишуст.

Се дигар чу кӯшоии эзадӣ,
Ки аз ҷони пок ояду бихрадӣ».

Бад-ӯ гуфт: «Дар дил ҳарос аз чӣ беш?»
Чунин гуфт, к- «Аз ранҷи кирдори хеш».[3]

Бад-ӯ гуфт: «Бахшиш кадом аст беҳ,
Ки бахшанда гардад сарафрозу меҳ?»

Чунин дод посух, к- «Аз арзониён
Мадоред боз эч суду зиён».

Бипурсид мӯбад: «Зи кори ҷаҳон
Сухан баркушой ошкору ниҳон,

Ки оин гузинем аз ӯ гар писанд,
Агар гардиши кори носудманд».

Чунин дод посух, ки «Ин чархи пир
Агар ҳаст бодонишу ёдгир,

Бузург асту дорандаву бартар аст,
Ки бар доварони ҷаҳон довар аст.[4]

1. Л – пайи судмандӣ бувад,
2. Л–В-агар
3. И – б. 4075, 4076 нест.
4. И – б. 4081, 4082 нест.

Ба оин машав, дур бош аз писанд,
Мабин эч аз ӯ суду носудманд.[1]

Баду нек аз он дон, к-аш анбоз нест,
Ба кореш фарҷому оғоз нест.

Чу гӯяд бибош, ончи гӯяд[2] бад аст
Ҳам ӯ буд, то буду то ҳаст, ҳаст».

Бнпурсид, к- «Аз дард бар кист ранҷ,
Ки тан чун сарой аст ҷонро[3] сипанҷ?»

Чунин дод посух, ки «Ин гирдпӯст,
Бувад ранҷа чандон, ки мағз андар ӯст.

Чу полуд аз он ҷон, надорад хирад,
Ки ҷон з-ӯ бибоист, агар бугзарад».

Бипурсид мӯбад зи парҳезу гуфт,
Ки «Озу ниёз аз кӣ[4] битвон нуҳуфт?»

Чунин дод посух, ки «Озу ниёз
Сазад, гар надорад хирадманд боз.

Ту аз оз бошӣ ҳамеша ба ранҷ,
Ки ҳамвора серӣ наёбӣ[5] зи ганҷ».

Бипурсид, к- «Аз шаҳрёрони пеш
Ба ҳушу ба рою ба оину кеш[6]

Киро донӣ, эй шаҳрёри замин,
Пас аз марг бар кӣ кунем офарин?»

Чунин дод посух, ки «Он подшо,
Ки бошад парастандаву порсо,

Зи додори доранда дорад сипос,
Набошад кас аз ранҷи ӯ дар ҳарос.[7]

1. Л – б. 4081–4083 нест.
2. Л – хоҳад
3. И – асту ҷон чун
4. И –чӣ
5. И – наёяд
6. Л – ба дину ба
7. И – б. 4095 нест.

Пуруммед дорад дили некмард,
Дили бадкунишро пур аз биму дард.

Сипаҳро биёрояд аз ганҷи хеш,
Сӯи бадсигол афканад ранҷи хеш.

Сухан пурсад аз бихрадони ҷаҳон,
Баду нек дорад зи душман[1] ниҳон».

Бипурсид:[2] «Кори парастиш ба чист?
Ба некии Яздон гароянда кист?»

Чунин дод посух, ки «Торикҷӯй,
Равон андарорад ба борик мӯй.

Нахуст он ки донад, ки ҳасту якест,
Туро з-ин нишон раҳнамой андакест.[3]

В-аз ӯ дорад аз кори некӣ сипос,
Бад-ӯ бошад эмин в-аз ӯ дар ҳарос.

Ҳаросӣ, ту он гаҳ, ки ҷӯӣ газанд,
В-аз ӯ эманӣ, чун бувӣ судманд.

Агар некдил бошиву роҳҷӯй,
Бувад назди ҳар кас туро обрӯй.

В-агар бадкуниш бошиву бадтана,
Ба дӯзах фиристӣ саросар[4] буна.

Мабош эч густох бо ин ҷаҳон,
Ки ӯ рози хеш аз ту дорад[5] ниҳон.

Гироянда бошӣ ба кирдори[6] дин,
Надонӣ бар ин рӯзгорат[7] гузин.

Хирадро кунӣ бар дил омӯзгор,
Бикӯшӣ, ки нафребӣ аз рӯзгор.

1. Л – мардум
2. Л – Бад-ӯ гуфт
3. ИЛ – б,4101 нест.
4. И – фиристода бошӣ
5. Л – ӯро хира дорад андар
6. И – Ба кирдори некӯ гарову ба
7. И – Бар ин ҳеҷ коре маёвар

Ҳамон низ боре гунаҳгор мард,
Набошӣ ба бозори нангу набард.

Ғами он ҷаҳон аз пайи ин ҷаҳон
Набояд, ки дорӣ ба дил-дар ниҳон.

Нишинӣ ту ҳамроҳ бо бихрадон,
Гироянда бо ромиши ҷовидон,

Ки ин ромиш андар ҷаҳон бугзарад,
Ҳуш инро ба ромиш ҳаме нашмарад.

Гироянда бо вай[1] ба фарҳангу рой,
Ба Яздон хирад боядат раҳнамой.

Зи андоза барнагзаронӣ сухан,
Ки ту нав нигориву гетӣ куҳан.

Нагардонадат гардиши[2] рӯз маст,
Набошад-т бо мардуми бад нишаст.

Бупечӣ дил, аз ҳарчи нобуданист,
Бубахшой онро, ки бахшуданист.

Надорӣ дареғ, он чи дорӣ,[3] зи дӯст,
Агар дида хоҳад, агар мағзу[4] пӯст.

Агар дӯст бо дӯст гирад шумор,
Набояд, ки бошад миёнҷӣ ба кор.

Чу бо марди бадхоҳ бояд[5] нишаст,
Чунон кун, ки накшояд ӯ бар ту[6] даст.

Чу ҷӯяд касе роҳи пайвастагӣ,
Ҳунар бояду шарму оҳистагӣ.

Набояд забон аз ҳунар чиратар,[7]
Дурӯғ аз ҳунар нашмарад додгар.

1. И – бодӣ
2. И – ромиши
3. И – Нагирӣ ба чизе ҷудой
4. И – в-агар магзи
5. И–бошад.
6. И–аз бар ду
7. И – бештар,

Надорад бузургӣ касеро[1] ба чиз,
На хорӣ ба ночиз дорад ба[2] низ.

Агар бадгумоне кушояд забон,
Ту тезӣ макун ҳеҷ бо бадгумон.

В-аз он пас, ки[3] сустӣ гумоне барад,
В-аз андоза гуфтори ӯ бугзарад,

Ту посух мар ӯро баандоза гӯй,
Суханҳои хуб оварад,[4] тоза гӯй.

Ба озарм агар бифканӣ сӯи хеш,
Пушаймонӣ ояд ба фарҷом пеш.

Чу бекор бошӣ, машав ромишӣ,
Фигор аст[5] бекор, агар боҳушӣ.

Ба ҳар кор кӯшо бибояд будан,[6]
Ба дониш ниюшо бибояд шудан.

Ба коре наёзӣ,[7] ки фарҷоми ӯй,
Пушаймониву тундӣ орад ба рӯй.

Бубахшой бар мардуми мустаманд,
Нанозад дилат сӯи дарду газанд.

Хирадманд гар дил кунад бурдбор,
Набошад ба чашми ҷаҳондор хор.

Бидонад, ки чанд аст бо ӯ ҳунар,
Ба андоза орад[8] ба ҳар кор сар

Ки афзунӣ аз дӯст бистоядаш,
Баландиву кашшӣ биафзоядаш.

1. И – Набошад касеро бузургӣ
2. И – Ҳунар бояду аклу парҳез
3. И – чу
4. Л –чарб овару
5. ИЛ – На кор аст
6. Л – шудан,
7. ИЛ – мабодӣ,
8. И – бояд

Ҳамон мард Эзад надорад ба ранҷ,
Агарчанд гардад пароканда ганҷ.

Парастиш кунад пешаву ростӣ,
Бупечад зи бероҳиву[1] костӣ.[2]

Ҳамин аст рою ҳамин аст роҳ,
Ба Яздон гирою ба Яздон паноҳ.

Агар додгар бошӣ, эй[3] шаҳрёр,
Зи ту[4] монадӣ дар ҷаҳон[5] ёдгор.

Чунон ҳам, ки аз шоҳ Нӯшинравон,[6]
Ки ӯ хок шуд, ном дорад ҷавон.[7]

Ба кирдори некӯ бувад бегумон,
Чунин номи ӯ зинда дар ҳар замон.

Бувад то ба ҷон аст чарху замин,
Абар ҷонаш аз бихрадон офарин.[8]

## НОМА НАВИШТАНИ НӮШИНРАВОН НАЗДИКИ ПИСАРИ ҚАЙСАР ВА ПОСУХ ФИРИСТОДАНИ ОН

Чунин дидам аз номаи бостон,
Зи гуфтори он донишӣ ростон,

Ки огоҳӣ омад зи ободбум
Ба назди ҷаҳондор Кисро зи Рум,

Ки ту зинда бодӣ, ки Қайсар бимурд,
Замонаш[9] замин дигареро супурд.

1. И – ҳар кажживу
2. ТПЗИЛ – Бад-ин зуд ин шоҳҳо ёфт даст,
Ҳунарманди диниву эзадпараст.
3. Л – бошадӣ
4. Л – Аз ӯ
5. И – Накӯ монад аз ту ҳаме
6. И-Нӯширвон
7. ТПЗ – Шуд андар ниҳон номи ӯ ошкор,
Аз ӯ монда гуфтори ӯ ёдгор.
8. ИЛ –б. 4138, 4140 нест.
9. ИЛ – Замону,

Пурандеша шуд ҷони Кисро зи марг,
Шудаш лаълрухсор[1] чун зардбарг.

Гузин кард аз Эрон фиристодае,
Ҷаҳондида мардеву озодае.

Фиристод наздики фарзанди ӯй,
Бад-он сабзшоҳи барӯманди ӯй.

Сухан гуфт бо ӯ ба хубӣ[2] басе,
К-аз ин бад раҳоӣ наёбад касе.

Яке нома бинвишт бо сӯгу[3] дард,
Пур аз об дида ду[4] рухсора зард,

Ки «Яздон туро зиндагонӣ диҳод,
Пас аз марги ӯ комронӣ[5] диҳод.

Назояд ба ҷуз[6] хокро ҷонвар,
Сарои сипанҷ асту мо баргузар.

Агар тоҷ соем, агар хӯду тарг,
Раҳоӣ набошад ҳам аз чанги марг,

Чи Қайсар, чи Хоқон, чу омад замон,
Ба хок андарорад сараш бегумон.

Зи Қайсар туро мужда бисёр бод,
Масеҳо равони варо ёр бод!

Шунидам, ки бар номвар тахти ӯй
Нишастӣ, биёростӣ бахти ӯй.

Зи мо ҳарчи бояд зи нерӯ, бихоҳ,
Зи аспу силеҳу зи ганҷу сипоҳ».

Фиристода аз пеши Кисро бирафт,
Ба наздики Қайсар хиромид тафт.

1. И–лаълрухсора
2. Л–чарбӣ
3. Л – пурсӯгу
4. ИЛ – ду
5. Л – меҳрубонӣ
6. ИЛ – ҷуз аз

Чу омад ба даргаҳ, кушоданд роҳ,
Фиристодаи шоҳ шуд пеши гоҳ.

Чу Қайсар нигаҳ карду унвон бидид,
Зи бешии Кисро дилаш бардамид.

Ҷавон хирасар буду ҳам навнишаст,
Фиристодаро тез бинмуд даст.

Бипурсид ноком пурсиданӣ,
Нигаҳ карданӣ пасту гарвиданӣ.

Яке ҷои дураш фуруд оварид,
Бад-он номаи подшо нангарид.

Ба як ҳафта ҳар кас, ки буд ройзан,
Ба наздики Қайсар шуданд анҷуман,

Чунин гуфт Қайсар або ройзан,
Ки «Ин посухи номаро рой зан.

Чунон чун ту донӣ, ки бояд навишт,
Навису падидор кун хубу зишт».[1]

Чунин гуфт мӯбад, ки «Ман кеҳтарам,[2]
Зи фармони шоҳи ҷаҳон нагзарам.[3]

Ҳама усқуфу мӯбаду ройзан
Ба як сӯ шуданд андар он анҷуман.

Навиштанд пас посухи нома зуд,
Бад-он сон, ки Қайсар бифармуда буд.[4]

Сазо худ зи шаҳ ҳамчунин нома буд,
На бо ком боисти худкома буд.

Дигар он ки Қайсар ҷавон асту нав,
Ба гавҳар бар ин марзи мо пешрав.

1. ИЛ –б. 4163, 5164 нест.
2. ИЛ – Саранҷом гуфтанд: «Мо кеҳтарем,
3. ИЛ –нагзарем.
4. ИЛ – б. 4166, 4167 нест;
ТПЗ – Нахуст аз ҷаҳонофарин ёд кард,
Хирадро бар он ёд бунёд кард.

Як имсол бо марди барно матов,
Ба унвони бешиву ҳам божу сов.

Ба ҳар кордореву худкомае,
Набиштаст бар носазо номае.

Ба унвон зи Қайсар сарафрози Рум,
Худованди марзу худованди бум,

Фиристодаи шоҳи Эрон расид.
Бигӯяд, зи бозори мо ҳар чӣ[1] дид.

Аз андӯҳу шодӣ сухан ҳар чӣ гуфт,
Ғаму шодмонӣ намонад нуҳуфт.

Бишуд Қайсару тоза шуд Қайсаре,
Ки сар барфарозад зи ҳар меҳтаре.

Надорад зи шоҳон касеро ба кас,
Чу[2] кеҳтар бувад[3] шоҳи фарёдрас.

Чу қиртоси румӣ[4] биёростанд,
Ба дар-бар фиристодаро хостанд.

Чу бишнид доно, ки шуд рой рост,
Биёмад ба дар, посухи нома хост.

Варо носазо хилъате сохтанд,
Зи бегона айвон бипардохтанд.

Бад-ӯ гуфт Қайсар: «На ман чокарам,
На аз Чину ҳайтолиён кеҳтарам,

Зи меҳтар сабук дошта носазост,
Агар шоҳи ту бар ҷаҳон подшост,

Бузург он ки ӯро басе душман аст,
Маро душману дӯст бар доман аст.

1. И – мо пеши шоҳ он чӣ
2. ИЛ – Чӣ
3. ИЛ – чи аз
4. Л – чинӣ

Чӣ дорӣ ту аз ман бузургӣ дареғ,
Ҳаме офтоб андарорӣ ба меғ.[1]

Чу кор оядам, шаҳрёрам туӣ,
Ҳамон аз падар ёдгорам туӣ.

Сухан ҳар чӣ дидӣ, ба хубӣ бигӯй,
В-аз ин посухи нома зиштӣ маҷӯй,

Варо носазо хилъат оростанд,[2]
Ба дар бораи марзбон хостанд.

Фиристода баргашту омад дамон,
Ба манзил замоне наҷустӣ замон,

Биёмад, ба наздики Кисро расид,
Бигуфт, он куҷо рафту диду шунид.

Зи гуфтори ӯ тангдил гашт шоҳ,
Бад-ӯ гуфт: «Бархӯрдӣ аз ранҷи роҳ.

Шунидам, ки ҳар к-ӯ ҳаво парварад,
Наяндешад аз кор, кайфар барад.

Киро дӯсту душман надонад ҳаме,
Чунин рози дил бар ту[3] хонад ҳаме.

Гумонад, ки моро ҷуз ӯ дӯст нест,
В-агар хуну мағзу паю пӯст нест.

Агар низ як тан зи руминажод
Бимонам, ки бошад бари[4] тахт шод,

Ҳаме сар фарозад, ки ман Қайсарам,
Гар аз номдорон яке меҳтарам.

Наям аз нажоди диловар Қубод,
Макун пеши мардон зи ман боз ёд.[5]

1. ТП – На аз озмоиш ҳаме кам шавад,
В-агар хун чаконӣ бар ӯ, ям шавад.
2. Л – Танашро ба хилъат биёростанд,
3. Л – ки
4. Л – бар он
5. ИЛ – б. 4195 нест.

Кунам з-ин сипас Румро ном Шум,
Барангезам оташ зи ободбум.

Ба Яздони поку ба хуршеду моҳ,
Ба Озаргушаспу ба тахту кулоҳ.

Дигар[1] ҳар чӣ дар подшоҳии ӯст,
Зи ганҷи куҳан баркунад[2] гов пӯст.

Насояд сари теғи моро наём,
Магар дил зи румӣ расонам ба ком.

4200 Бифармуд, то бар дараш карраной
Дамиданд бо санҷу ҳиндидарой.

Хамон[3] кӯс бар кӯҳаи жандапил
Бубастанду шуд рӯи[4] гетӣ чу нил.

Сипоҳӣ гузашт аз Мадоин ба дашт,
Ки дарёи Сабз андар ӯ хира гашт.

Зи нолидани бӯқу ранги дирафш,
Зи ҷӯши саворони зарринакафш,

Ситора, ту гуфтӣ, ба об андар аст,
Сипеҳри раванда ба хоб андар аст.

## ЛАШКАР КАШИДАНИ КИСРО БА РУМ ВА ВОМ ГИРИФТАН АЗ БОЗОРГОНОН

4205 Чу огоҳӣ омад ба Қайсар зи шоҳ,
Ки пурхашм аз Эрон бишуд бо сипоҳ.

Биёмад зи Аммурия то Ҳалаб,
Ҷаҳон шуд пурошӯбу бонгу ҷалаб.[5]

Саворони румӣ чу сесад ҳазор,
Ҳалабро гирифтанд яксар ҳисор.

1. Л – Ки гар
2. Л-ганҷу гуҳар пур кунад
3. И – Чиҳил
4. Л – Бубасту шуд аз гард
5. И – Пур аз ҷангу шӯру шағаб.

Савор андаромад зи ҳар сӯ ба ҷанг,
Набуд ҷангашонро фаровон диранг.

Биёрост бар ҳар даре[1] манҷаниқ,
Зи гурдони Рум он, ки буд ҷосалиқ.

Ҳисори Сақило бипардохтанд,
К-аз он сӯ ҳаме тохтан сохтанд.

Ҷалаб шуд ба кирдори дарёи хун,
Ба зинҳор шуд лашкари Ботрун.

Беандоза куштанд аз эшон ба тир,
Ба разм- андарун чанд шуд дастгир.

Ба ду ҳафта аз румиён сӣ ҳазор
Гирифтанду бурданд зӣ шаҳрёр.[2]

Ба пеши сипаҳ кандае сохтанд,
Ба шабгир об андарандохтанд.

Ба канда бубастанд бар шоҳ роҳ,
Фурӯ монд аз ҷанг шоҳу сипоҳ.

Сипаҳдор рӯзидиҳонро бихонд,
В-аз он ҷанг чанде суханҳо биронд.[3]

Ки ин кор бо ранҷ бисёр гашт,
Ба[4] обу ба канда нашояд гузашт.

Силаҳро дирам бояду дастгоҳ,
Ҳамон аспу хафтону румикулоҳ,

Сӯи ганҷ рафтанд рӯзидиҳон,
Дабирону дастури[5] шоҳи ҷаҳон-

Аз андозаи лашкари шаҳрёр
Кам омад зи динор[6] сесад ҳазор.

1. ИЛ – бар ҳар сӯе
2. И – Гирифтанд гурдони ханҷаргузор.
3. ТПМ – Баромад бар ин рӯзгоре дароз,
Ба симу зар омад сипаҳро ниёз.
4. Л – Бар
5. Л – ганҷури
6. Л – дирам танг

Биёмад бари шоҳ мӯбад чу гард,
Ба ганҷ он чи буд, аз дирам ёд кард.

Дижам кард шоҳ андар он кор чеҳр,
Бифармуд, то рафт Бузарҷмеҳр.

Бад-ӯ гуфт: «Агар бадра монад тиҳӣ,
Чӣ бояд маро номи шоҳаншаҳӣ.

Бирав ҳам кунун сорвонро бихоҳ,
Ҳаюнон ба хатте барафкан ба роҳ.

Сад аз ганҷи Мозандарон бор кун,
В-аз ӯ бештар бор динор кун».

Ба шоҳи ҷаҳон гуфт Бузарҷмеҳр,
Ки «Эй шоҳи бододу борою меҳр,

Сӯи ганҷи Эрон дароз аст роҳ,
Тиҳидасту бекор монад сипоҳ.[1]

Бад-ин шаҳрҳо гирди мо-дар кас аст,
Ки сад як зи молаш сипаҳро бас аст.

Зи бозоргонону деҳқон дирам
Агар вом хоҳӣ, нагардад дижам».

Бад-он кор шуд шоҳ ҳамдостон,
Ки донои Эрон бизад достон.

Фиристодае ҷуст Бузарҷмеҳр,
Хирадманди шодондилу хубчеҳр.

Бад-ӯ гуфт: «Аз эдар дуаспа бирав,
Гузин кун яке номбардори нав.[2]

Зи бозоргонону деҳқони шаҳр,
Касеро куҷо ёбад[3] аз ном баҳр.

Зи баҳри сипоҳ ин дирам вом хоҳ,
Ба зудӣ бифармояд аз ганҷ шоҳ.

1. И –б. 4226, 4227 нест.
2. Л - номбардор гав.
3. Л – бояд

Биёмад фиристодаи хушсухан,
Ки нав буд ба солу ба дониш куҳан.

Паямбар ба андеша борик буд,
Биёмад ба шаҳре, ки торик[1] буд.

Дирам хост вом аз пайи шаҳрёр,
Бар ӯ анҷуман шуд басе моядор.

Яке кафшгар буд мӯзафурӯш,
Ба гуфтори ӯ паҳн бикшод гӯш.

«Дирам чанд бояд?»- бад-ӯ гуфт мард,
Диловар[2] шумори дирам ёд кард.

Чунин[3] гуфт, к-«Эй пурхирад моядор,
Чиҳил мар дирам ҳар маре[4] сад ҳазор».

Бад-ӯ кафшгар гуфт, к- «Ин ман диҳам,
Сипосе зи ганҷур бар сар[5] ниҳам».

Биёвард каббону[6] сангу дирам,
Набуд ҳеҷ дафтар ба кори[7] қалам.

Чу бозоргонро дирам сахта шуд,
Фиристода аз кор пардахта шуд.

Бад-ӯ кафшгар гуфт, к- «Эй хубчеҳр,
Наранҷӣ, бигӯӣ ба Бузарҷмеҳр,

Ки андар замона маро кӯдакест,
Ки бозори ӯ бар дилам хор нест.

Бигӯӣ магар шаҳрёри ҷаҳон
Маро шод гардонад андар ниҳон

1. ИЛ – наздик
2. И – Фаришта
3. И – Бад-ӯ.
4. Л – марру ҳар мар аз ӯ
5. Л–худ
6. И – қаббону; Л – қаппону
7. ИЛ – кору

Ки ӯро супорам ба фарҳангиён,
Ки дорад сари[1] мояву ҳанги он».

Фиристода гуфт: «Ин надорам ба ранҷ,
Ки кӯтоҳ кардӣ маро раҳ ба ганҷ».[2]

Биёмад бари шоҳ Бузарҷмеҳр,
Бар он хоста шод букшод чеҳр.

Чунин гуфт: «Аз он пас, ки Яздон сипос,
Ки ҳастам чунин[3] поку яздоншинос,

Ки дар кишвари ман[4] яке мӯзадӯз
Бад-ин гуна шод асту гетифурӯз,

Ки чандин ниҳода дирам бошадаш,
Мабодо, ки аз мо ситам бошадаш.

Нигар, то чи дорад кунун орзуй,[5]
Бимонод бар мо[6] ҳамин рою хӯй.[7]

Чу вомаш битӯзӣ, дирам сад ҳазор
Бидеҳ, то бидорад зи мо ёдгор.

Ҳама зердастон тавонгар шаванд,
Ҷаҳонҷӯву ботахту афсар шаванд.

Мабод эч[8] бедодгар шаҳрёр,
Дурафшон бувад шоҳу[9] беҳрӯзгор!»

Ба шоҳи ҷаҳон гуфт Бузарҷмеҳр,
Ки «Эй шоҳи некахтари хубчеҳр,

Яке орзу кард мӯзафурӯш,
Агар шоҳ дорад ба гуфтор гӯш.[10]

---

1. И – сару
2. ТПЗ – Биёмад бари шоҳи Эрон ба шаб,
   В-аз он кафшгар низ букшод лаб.
3. Л – Мабодам, магар
4. Л – мо
5. Л – орзу,
6. Л – Бимонад ба мо-бар
7. Л – хӯ.
8. Л – Мабодо, ки
9. Л – Бувад шоду бар тахту
10. И – б. 4248–4258 нест.

Фиристода гуфто, ки «Ин мард гуфт,
Ки шоҳи ҷаҳон бо хирад бод ҷуфт.

Яке пур дорам расида ба ҷой,
Ба фарҳанг ҷӯяд ҳаме раҳнамой.

Агар шоҳ бошад бад-ин дастгир,
Ки ин покфарзанд гардад дабир,

Ба Яздон бихоҳам ҳаме ҷони шоҳ
Ки ҷовид бод ин сазовори гоҳ».[1]

Бад-ӯ гуфт шоҳ: «Эй хирадманд мард,
Чаро дев чашми туро хира кард.

Бар ӯ ҳамчунон бозгардон шутур,
Мабодо, к-аз ӯ сим хоҳему дур.

Чу бозоргонбачча[2] гардад дабир,
Ҳунарманду бодонишу ёдгир,

Чу фарзанди мо барнишинад ба тахт,
Дабире бибояд-ш пирӯзбахт.

Ҳунар ёбад аз марди мӯзафурӯш,
Супорад бад-ӯ чашми бинову гӯш.

Ба дасти хирадманд марди нажод
Намонад ҷуз аз[3] ҳасрату сардбод.

Шавад пеши ӯ хор мардумшинос,
Чу посух диҳад, зуд ёбад сипос.[4]

Ба мо-бар пас аз марг нафрин бувад,
Чу оини ин рӯзгор ин бувад.

Нахоҳем рӯзӣ бад-он ганҷ дод,
Дирам з-ӯ махоҳу макун ранҷ ёд.

1. Л – б. 4262 нест.
2. И – Ки чун кафшгарзода
3. ИЛ – ба ҷуз
4. И – б. 4269 нест.

Ҳам акнун шутур бозгардон зи роҳ,
Дирам хоҳу аз мӯзадӯзон маҳоҳ».

Фиристода баргашту шуд бодирам,
Дили кафшгар з-он дирам пур зи ғам.

## ОМАДАНИ ФИРИСТОДАГОНИ ҚАЙСАР НАЗДИ НӮШИНРАВОН БО ПӮЗИШ ВА НИСОР

Шаб омад, дижам[1] шуд зи гуфтор шоҳ,
Хурӯши ҷарас хост аз боргоҳ.

Талоя пароканд бар гирди дашт,
Ҳама шаб ҳаме гирди лашкар бигашт.

Зи моҳӣ чу хуршед бинмуд тоҷ,
Барафганд хилъат заминро зи оҷ.

Талоя чу гашт аз лаби канда боз,
Биёмад бари шоҳи гарданфароз.

Ки пайғоме аз Қайсар омад ба шоҳ,
Пур аз дарду пӯзишкунон аз гуноҳ.[2]

Фиристода омад ҳамон гаҳ давон
Ситоишкунон пеши Нӯшинравон.[3]

Чу румӣ сару тоҷи Кисро бидид,
Яке боди сард аз ҷигар баркашид.

Ба дил гуфт, к-инат сазовор шоҳ
Ба шоҳиву мардиву чандин сипоҳ.

В-аз он файласуфони румӣ чиҳил,
Забон пур зи гуфтору пурбод[4] дил.

Зи динор бо ҳар яке сӣ ҳазор
Нисор овариданд зӣ[5] шаҳрёр.

1. ИЛ – ғамӣ.
2. Л – б. 4278 нест.
3. И – б. 4279 нест.
4. И – баркушоданд ҳушёр
5. И – бар

Чу диданд ранги рухи[1] шаҳрёр,
Бирафтанд гирёну[2] печон чу мор.

Шаҳаншоҳ чун дид, бинвохтшон,
Ба оин яке пойгаҳ сохтшон.

Сухан гуфт гӯяндаи пешрав,
Ки «Эй шоҳ, Қайсар ҷавон асту нав.

Падар мурдаву носипарда ҷаҳон,
Надонад ҳаме ошкору ниҳон.

Ҳама сарбасар боҷдори туем,
Парастору дар зинҳори туем.

Туро[3] Рум Эрону Эрон чу Рум,
Ҷудоӣ чаро бояд ин марзу бум.

Чи хоқони чинӣ, чи дар Ҳинд шоҳ,
Ҳаме аз ту доранд тахту кулоҳ.[4]

Хирад дар замона шаҳаншоҳрост,
К-аз ӯ дошт Қайсар ҳаме пушт рост.

Агар кӯдаке норасида ба ҷой,
Сухан гуфт бедонишу раҳнамой.

Надорад шаҳаншоҳ аз ӯ кину дард,
Ки шод аст аз ӯ гунбади ложвард.

Ҳама[5] божи Рум, он чи буд аз нахуст,
Супорему аҳде биёяд дуруст».

Бихандид Нӯширавон з-он сухун,
Ки марди фиристода афканд бун.

Бад-ӯ гуфт: «Гар номвар кӯдак аст,
Хирад бо сухан назди ӯ андак аст.

1. И – точу сари; Л – тозарухи
2. И – бар хок
3. И – ки шуд
4. Л – Якояк парастанд ин тоҷу гоҳ.
5. ИЛ – Ҳамон

Чи Қайсар, чи он бехирад Ботрун,
Замонаш равонро гирифта забун.

Ҳама ҳушмандони искандарӣ
Гирифтанд пирӯзиву бартарӣ.[1]

Касе, к-ӯ бигардад зи фармони мо,
Бупечад дил аз рою паймони мо,

Аз ободбумаш барорем хок,
Зи ганҷу зи лашкар надорем бок».

Фиристодагон хок доданд[2] бӯс,
Чунон чун бувад мардуми чоплус,

Ки «Эй шоҳи пирӯзи бартарманиш.
Зи кори гузашта макун сарзаниш.

Ҳама сарбасар хоки ранҷи туем,
Ҳама посбонони ганҷи туем.

Чу хушнуд гардад зи мо шаҳрёр,
Набошем ноком бадрӯзгор.[3]

Зи ранҷе, ки эдар шаҳаншоҳ бурд,
Ҳама румиён он надоранд хурд.

Зи динор пур карда даҳ чарми гов,
Ба ганҷи ту орем аз бахри[4] сов.

Ба каммиву бешиш фармон равост,
Пазирӣ зи мо, гарчи ин носазост».[5]

Чунин дод посух, ки «Аз кори ганҷ
Ҷаҳондида[6] дастур бошад ба ранҷ».

Ҳама румиён пеши мӯбад шуданд,
Хурӯшону бо ахтари бад шуданд.

1. И –Сутургӣ гирифтанду кундоварӣ.
2. ИЛ – доданд
3. И – Ҳама шод гардему беҳрӯзгор.
4. Л – ганҷ оварем аз дари божу
5. И – б. 4307 нест.
6. И – Сарафроз

Фаровон зи ҳар дар сухан ронданд,
Ҳама рози Қайсар бар ӯ хонданд.

Зи динор гуфтанду аз гову пӯст,
Зи коре, ки ороми Рум андар ӯст.

Чунин гуфт мӯбад: «Агар зар диҳед,
Зи дебо чӣ моя бар он сар ниҳед?

Ба ҳангоми баргаштани шаҳрёр
Зи зебои зарбафт бояд ҳазор,

Ки хилъат бувад шоҳро ҳар замон,
Чи бо кеҳтарону чи бо меҳтарон».

Бар ин барниҳоданду гаштанд боз,
Ҳама пок бурданд пешаш намоз.

Бибуд шоҳ чанде бад-ин размгоҳ,
Чу осуда шуд шаҳрёру сипоҳ.

Зи лашкар яке мард бугзид гурд,
Ки донад шумору навишту сутурд.[1]

Сипоҳӣ бад-ӯ дод то божи Рум
Бихоҳад,[2] супорад ба ободбум.

В-аз он ҷо биёмад сӯи Тайсафун,
Сипоҳӣ паси пушту пеш- андарун.

Ҳама яксар обод бо симу зар,
Ба симин ситому ба заррин камар.

Зи бас парниёнӣ дирафши сарон,
Ту гуфтӣ ҳаво шуд магар парниён.

Дару дашт, гуфтӣ, ки заррин шудаст,
Камарҳои[3] гавҳар чу Парвин шудаст.

---

1. ТП – Ба паймон бидонад дирам хостан,
Чу чанг уфтад, лашкар оростан.
2. ИЛ – Ситонад,
3. ИЛ – Камарҳо зи

Чу наздики шаҳр андаромад зи роҳ,
Пазира шудандаш фаровон[1] сипоҳ.

Ҳама пеши Кисро пиёда шуданд,
Камар баставу дил кушода буданд.

Ҳар он кас, ки паймуд бо шоҳ роҳ,[2]
Пиёда бишуд[3] то дари боргоҳ.

Ҳама меҳтарон хонданд офарин
Бад-он шоҳи бедори боофарин.

Ҳар он, к-ӯ буд аз мӯбадон номдор,
Бар ӯ кард ёқуту гавҳар нисор[4].

Чу танг андаромад ба ҷои нишаст,
Ба ҳар меҳтаре[5] шоҳ бинмуд даст.

Бирафтанд гурдон ба ороми хеш,
Барафрохта дар ҷаҳон номи хеш.[6]

## ГУФТОРИ НӮШИНРАВОН АНДАР ВАЛИАҲД КАРДАН ПИСАРИ ХУД ҲУРМУЗДРО

Ҷаҳонҷӯй деҳқони омӯзгор
Чӣ гуфт андар ин гардиши рӯзгор,[7]

Ки рӯзе фароз асту рӯзе нишеб,
Гаҳе бо хиромему гаҳ бо ниҳеб.

Саранҷом бистар бувад тира хок,
Якеро фарозу якеро мағок.

Нишоне надорем аз ин рафтагон,
Ки бедору шоданд, агар хуфтагон.

---

1. И – саросар
2. И – Пиёда бирафтанд дар пеши шоҳ.
3. И – Бузургон ҳама
4. ИЛ – б. 4327 нест.
5. И – Бад-он меҳтарон
6. Л – б. 4329 нест;
   ТПЛМ – Сар омад сухан гуфтани мӯзадӯз,
   Зи мохи муҳаррам гузашта се рӯз.
7. ТПЗИ – Ки ҷону дил андар сипанҷӣ сарой,
   Набандад хирадёфта некрой.

Бад-ин гетӣ арчандашон барг нест.
Ҳамон орзумандии марг нест.

Агар сол сад бошад, ар бисту панҷ,
Яке шуд, чу ёд ояд аз рӯзи ранҷ.[1]

Чи он кас, ки гӯяд хиром асту ноз,
Чӣ гӯяд, ки дард асту ранҷу ниёз.

Касеро надидам ба марг орзуй,
Зи бероҳу аз мардуми некхӯй.

Чи динӣ, чи Оҳармани бутпараст,
Зи марганд бар сар ниҳода ду даст.

Чу солат шуд, эй пир, бар шасту як,
Маю ҷому ором шуд бенамак.[2]

Ба гоҳи басеҷидани марг май
Чу пероҳани шаър бошад ба дай.

Фасурда тан андар миёни гуноҳ,
Равон сӯи фирдавс гум карда роҳ.

Зи ёрон басе монду чанде гузашт,
Ту бо ҷом ҳамроҳ монда ба дашт.

Ба оғоз агар кори худ нангарӣ,
Ба фарҷом ночор кайфар барӣ.[3]

Машав шодмон, ар бадӣ кардаӣ,
Ки озурда гардӣ, гар озурдаӣ.

Ба охир туро рафтан ояд, бидон,
Агарчанд эдар бувӣ солиён.

Бияфзой некӣ ту, то эдарӣ,
Ки гардӣ аз он шод, чун бугзарӣ.

---

1. И –б. 4331–4335 нест.
2. ТПЛМ – Набандад дил андар сипанҷӣ сарой
Хирадёфта мардуми покрой.
3. ТПЗ – Зи бад кардан ояд ба ҳосил зиён,
Агар бад кунӣ, ғам барӣ аз ҷаҳон.

Зи гуфтору кирдор ин рӯзгор
Зи мо монад андар ҷаҳон ёдгор.[1]

Замон хоҳам аз кирдгори замон,
Ки чандон[2] бимонад дили[3] шодмон,

Ки ин достонҳову чандин сухан
Гузашта бар ӯ солу гашта куҳан,

Зи ҳангоми Гулшоҳ[4] то Яздгирд
Зи гуфти ман ояд пароканда гирд.

Бипайвандаму боғ бехав кунам,
Суханҳои шоҳаншаҳон нав кунам,

Ҳамоно, ки дилро надорам ба ранҷ,
Агар бугзарам з-ин сарои сипанҷ.

Чӣ гӯяд кунун марди равшанравон,
Зи ройи ҷаҳондор Нӯшинравон.[5]

Чу сол андаромад ба ҳафтоду чор,
Пурандешаи марг шуд шаҳрёр.

Ҷаҳонро ҳаме кадхудое биҷуст,
Ки пироҳани дод ҷӯяд[6] нахуст.

Дигар, к-ӯ ба дарвеш-бар меҳрубон
Бувад низ беранҷу равшанравон.

Писар буд мар ӯро[7] гаронмоя шаш,
Ҳама роду бинодилу шоҳваш.[8]

Ба мардиву парҳезу фарҳангу рой,
Ҷавонони[9] бодонишу дилкушой.

1. ИЛ – б. 4343–4347 нест.
2. Л –чанде
3. ИЛ –дилам
4. Л –Кайшох; И – гоҳи Каюмарс
5. И – ҷаҳонҷӯй Нӯширвон.
6. ИЛ –пӯшад
7. Л – буд ӯро
8. Л – шоҳфаш.
9. И – Ҳама пок

Аз эшон хирадманду меҳтар ба сол,
Гаронмоя Ҳурмузд буд беҳамол.

Сарафрозу бодонишу хубчеҳр,
Бар озодагон-бар бигустурда меҳр.

Бифармуд Кисро ба корогаҳон,
Ки ҷӯянд рози вай андар ниҳон.

Нигаҳ доштандӣ ба рӯзу ба шаб,
Агар достонро кушодӣ ду лаб.

Зи коре, ки кардӣ бадӣ, ё беҳӣ,
Расидӣ ба шоҳи ҷаҳон огаҳӣ.

Ба Бузарҷмеҳр он замон шоҳ гуфт,
Ки «Коре ҳаме доштам дар нуҳуфт,

Зи ҳафтод чун солиён баргузашт,
Сару риши мушкин чу кофур гашт.

Чу ман бугзарам з-ин сипанҷӣ сарой,
Ҷаҳонро бибояд яке кадхудой,

Ки бахшоиш орад ба дарвеш- бар,
Ба бегонаву мардуми хеш- бар.

Бубахшад, бипарҳезад аз меҳри ганҷ,
Набандад дил андар сарои сипанҷ.[1]

Сипосам ба Яздон, ки фарзанд ҳаст
Хирадманду донову эзадпараст.

В-аз эшон ба Ҳурмузд нозонтарам,
Ба рою ба ҳушаш фурӯзонтарам.

Зи бахшоишу бахшишу ростӣ
Набинам ҳаме бар дилаш костӣ.

Ҳамеша ба некӣ бувад ройи ӯй,
Абар гоҳи шоҳон сазад ҷойи ӯй.[2]

---

1. ТПМ – Наронад сухан ҷуз ба рою ба дод,
Ҳамеша хирадманду некӯниҳод.
2. ИЛ – б. 4372 нест.

Кунун мӯбадону радонро бихоҳ,
Касе, к-ӯ кунад сӯи дониш нигоҳ.

Ба дониш варо озмоиш кунед,
Ҳунар бар ҳунар-бар физоиш кунед.

## ПУРСИШИ МӮБАДОН АЗ ҲУРМУЗД ВА ПОСУХ ДОДАНИ Ӯ

Шуданд андар он мӯбадон анҷуман,[1]
Зи ҳар дар пажӯҳандаву ройзан.[2]

Ҷаҳонҷӯй Ҳурмуздро хонданд,
Бари номдорон-ш биншонданд.

Нахустин сухан гуфт Бузарҷмеҳр,
Ки «Эй шоҳи некахтару[3] хубчеҳр,

Чӣ донӣ, к-аз ӯ пок ҷону хирад
Шавад равшану колбад бар хӯрад?»

Чунин дод посух, ки «Дониш беҳ аст,
Ки доно бари меҳтарон - бар меҳ аст.

Ба дониш бувад мардро эманӣ,
Бубандад зи бад дасти оҳарманӣ.

Дигар бурдбориву бахшоиш аст,
Ки танро бад-ӯ ному ороиш аст».[4]

Бипурсид, к- «Он чӣ бувад судманд,
Кадом асту мард аз чӣ гардад баланд?»[5]

Чунин дод посух, ки «Он, к-аз нахуст
Ба неку бад озарми ҳар кас биҷуст,

1. И – анҷуман мӯбадон,
2. И – бихрадон.
3. Л – некахтари
4. ТПИМ – Фурӯтан се дигар касу додгар
Шикебову ҷӯёи дину ҳунар.
5. и – б. 4382 нест;
Л – Бипурсид аз ӯ, гуфт: «Мард арҷманд
Бигӯ, аз чӣ гардад, чу гардад баланд?»

Бикӯшид[1] то бар дили ҳар касе
Аз ӯ ранҷ бурдан[2] набошад басе.

Се дигар ба гетӣ ҳар он[3] кас, ки дод
Бидод, аз тани худ ҳам ӯ буд шод».

Нигаҳ кард пурсанда[4] Бузарҷмеҳр
Бад-он меҳтари покдил,[5] хубчеҳр.

Бад-ӯ гуфт: «Аз гуфтанӣ ҳарчӣ ҳаст
Бигӯям, ту бишмар якояк ба даст.

Саросар ҳама пурсишам ёд гир,
Ба посух ҳама дод бунёд гир.[6]

Суханро магардон пасу пеш ҳеч,
Ҷавонмардиву дод додан басеч.

Агар ёд гирӣ чунон бегумон,
Кушодаст бар ту дари осмон,

Ки чандин ба гуфтор биштофтам,
Зи гӯянда посух фузун ёфтам.

Ҷаҳондор омӯзгори ту бод,
Хирад равшану бахт ёри ту бод!

Кунун ҳар чӣ донам, бипурсам зи дод,
Ту посух кунам, з-он чи ояд-т ёд.

Ба посух хирадманд пайдо шавад,
Ба ҳар орзу-бар тавоно бувад.

Сухан ҳамчу қуфл асту посух калид,
Ба посух бад аз нек ояд падид.[7]

Зи фарзанд, гӯ, бар падар арҷманд
Кадом аст шоиставу бегазанд?

---

1. И – Аз он кӯш
2. И – Зи ту ранҷу андӯҳ
3. Л – Чунин дод посух, ки ҳар
4. И – гӯянда
5. И – покдил меҳктари
6. И – б. 4388 нест.
7. ИЛ –б. 4394, 4395 нест.

Ба бахшоиши дил сазовор кист,
Ки бар дарди ӯ- бар бибояд гирист?

Зи кирдори некӣ пушаймон кирост,
Ки дил бар пушаймонии ӯ гувост?

Сазо кист, к-ӯро накӯҳиш кунем,
Зи кирдори ӯ чун пажӯҳиш кунем?

Зи гетӣ кучо бехтар ояд гурез,
Ки хезад аз ороми ӯ растахез?

Бад-ин рӯзгор аз кӣ бошем шод,
Гузашта чӣ беҳтар, ки гирем ёд?

Замона, ки онро бибояд ситуд,
Кадом асту мо бар[1] чӣ дорем суд?

Гаронмоятар кист аз дӯстон,
К-аз овози ӯ дил бувад[2] бӯстон?

Киро бештар дӯстон дар[3] ҷаҳон,
Ки шоданд аз ӯ[4] ошкору ниҳон?[5]

Ҳамон низ душман киро бештар,
Ки бошанд бар вай[6] бадандештар?

Сазовори ором ҷустан кучост,
Ки дорад ҷаҳондор з-ӯ пушт рост?

Зи гетӣ зиёнкортар кор чист,
Ки бар кардаи худ бибояд гирист?

Зи чизе, ки мардум ҳаме парварад,
Чӣ чиз аст, к-он зудтар бугзарад?

Ситамгора, к-аш назди ӯ шарм нест,
Кадом аст, к-аш меҳру озарм нест?

1. И – аз
2. Л –шавад
3. Л –дӯст андар
4. Л – ки бояд бад-ӯ
5. И – б. 4403, 4404 нест.
6. ИЛ –бошад бар ӯ-бар

Табоҳӣ ба гетӣ зи гуфтори кист,
Дили дӯстон пур зи озори кист?

Чӣ чиз аст, к-он нанг пеш оварад,
Ҳамон бад зи гуфтори хеш оварад?»[1]

Ба як рӯз то шаб баромад зи кӯҳ,
Зи гуфтор доно наёмад сутӯҳ.

Чу ҳангоми шамъ омад аз тирагӣ,
Сари меҳтарон тира аз хирагӣ.[2]

Зи гуфтори ӯ чун ғамӣ гашт шоҳ
Ҳаме кард хомуш ба посух нигоҳ.

Гаронмоя Ҳурмузд бар пой хост,
Яке офарин кард бар шоҳ[3] рост,

Ки аз шоҳ гетӣ мабодо тиҳӣ,
Ҳаме бод бар тахти шоҳаншаҳӣ!

Мабодо, ки бе ту бубинем тоҷ,
Гар оини шоҳиву гар тахти оҷ.

Сиришти ҷаҳон пеши ту хок бод,
Газанди туро чарх тарёк бод!

Сухан ҳарчи ӯ гуфт, посух диҳам,
Бад-ин орзу ройи фаррух ниҳам.

Зи фарзанд пурсид доно сухун,
Аз ӯ боядам посух афканд бун.

Зи фарзанд бошад падар шоддил,
Зи ғамҳо бад-ӯ дорад озод дил.

Агар меҳрубон бошад ӯ бар падар,
Ба некӣ гироядаву додгар,

Дигар он ки бар ҷои бахшоиш аст,
Бар ӯ муждаро ҷои полоиш аст.

1. И – б. 4410, 4411 нест.
2. И –б. 4413 нест.
3. Л – Биёрост бо шоҳ гуфтори

Бузурге, ки бахташ пароканда гашт,
Ба пеши яке носазо банда гашт,

Зи кори вай, ар хун хурӯшӣ, равост,
Ки нопорсое бар ӯ подшост.

Дигар ҳар кӣ бо мардуми носипос
Кунад некуӣ, монад андар ҳарос.

Ҳар он кас, ки некӣ фаромуш кунад,
Хирадро бикӯшад, ки беҳуш кунад.[1]

Дигар гуфт, к- «Орому роҳи гурез
Гирифтан, куҷо хубтар аз ситез.

Ба шаҳре, ки бедод шуд подшо,
Надорад хирадманд будан раво.

Зи бедодгар шоҳ бояд гурез,
К-аз ӯ хезад андар ҷаҳон растахез.[2]

Чу гӯяд, ки донӣ, ки шодӣ бад-ӯст,
Бародар бувад ё дилором дӯст.

Дигар он ки пурсад ки кори замон,
Замоне, к-аз ӯ гум шавад бадгумон.

Раво бошад, арчанд бистоияш,
Ҳам андар ситоиш бияфзоияш».[3]

Дигар он ки пурсид аз марди дӯст,
Зи ҳар дӯсте ёрмандӣ накӯст.

Тавонгар бувад, чодари ӯ бипӯш,
Чу дарвеш бошад, ту бо ӯ бикӯш.[4]

Касе, ки фурӯтантару родтар,
Дили дӯстонаш бад-ӯ шодтар.

1. Л – б. 4427 нест.
2. Л – б. 4429, 4430 нест.
3. И –б. 4432, 4433 нест.
4. И – 4435 нест.

Дигар он ки пурсад, ки «Душман кирост,
К-аз ӯ дил ҳамеша ба дарду балост?

Ки[1] густох бошад забонаш ба бад,
Зи гуфтор ӯ душман ояд, сазад».

Дигар он ки пурсад, ки «Душхор чист,
Ба озор[2] дилро пурозор чист?

Чу бадгӯву бадсоз бо ӯ нашаст,
Яке зиндагонӣ бувад чун кабаст».

Дигар он ки гӯяд: «Гуво кист рост,
Ки чону хирад бар гувояш[3] гувост?»

Беҳ аз озмоиш набошад[4] гуво,
Гувои сухангӯву фармонраво.

«Зиёнкортар чиз,– гуфто, ки-чист,
Ки фарҷом аз он бад бибояд гирист?»

Чу чира шавад бар дилат-бар ҳаво,
Ҳаво бугзарад ҳамчу боди ҳаво.[5]

Пушаймонӣояд ба фарҷом зуд,
Гули орзуро нашояд пасуд.

Дигар он ки гӯяд, ки «Гардонтар аст,
Ки гар[6] пой ҷӯям, ба дастам сар аст?»

«Чунин дӯсте марди нодон бувад,
Сиришташ баду рой гардон[7] бувад».

Дигар он ки гуфто:[8] «Ситамгора кист,
Бурида дил аз шарму бечора кист?»

1. И – Чу
2. М– Бе озор
3. Л – гувобар
4. Л –надидам
5. Л – б. 4453, 4454 нест.
6. Л – чун
7. Л – Сиришти бадорои кайҳон.
8. Л –гӯяд; И – гуфтӣ:

«Чу кажжӣ кунад мард, бечора хон,
Чу бешармӣ[1] орад, ситамгора хон.

Ҳар он кас, ки ӯ пеша гирад дурӯғ,
Ситамгорае хонамаш бефурӯғ».

«Табоҳӣ,–ки гуфтӣ,[2]–зи гуфтори кист,
Беозору пурдарду озор[3] кист?»

«Суханчину дурӯя бекор мард,
Дили ҳушёрон кунад пур зи дард».

Бипурсид доно, ки «Айб аз чӣ беш,
Ки бошад пушаймон зи гуфтори хеш?»

«Ҳар он кас, ки ронад сухан аз[4] газоф,
Бувад бар сари анҷуман марди лоф.

Ба гоҳе ки танҳо бувад дар нуҳуфт,
Пушаймон шавад з-он суханҳо, ки гуфт.

Ҳам андар замон чун кушояд сухан,
Ба пеш орад он лофҳои куҳан.

Ҳунарманд бо мардуми беҳунар,
Кас аз озмоиш наёбад гузар».[5]

Ҳама пурсиш ин буду посух ҳамин,
Ки бар шоҳ бод аз ҷаҳон офарин.[6]

Забонҳо ба фармон-ш гӯянда бод,
Дили роди ӯ шоду ҷӯянда бод!

Шаҳаншоҳ Кисро бад-ӯ хира монд,
Басе офарини каёнӣ бихонд.

Зи гуфтори ӯ анҷуман шод гашт,
Дили шаҳрёр аз ғам озод гашт.

1. И –бекорӣ
2. Л – Табоҳии гетӣ
3. Л – Беозортар дардозор
4. ИЛ – бар
5. Л – офариниш нагирад қадар.
6. И – бодо ҳазор офарин.

Набиштанд аҳде ба фармони шоҳ,
Ки Ҳурмуздро дод тахту кулоҳ.

Чу Қиртоси чинӣ шуд аз бод хушк,
Ниҳоданд мӯҳре бар ӯ-бар зи мушк.

Ба мӯбад супурд он ба пеши радон
Сарафрози[1] бедордил бихрадон.

Бипайвандам ин аҳди Нӯширавон
Ба пирӯзии шаҳрёри ҷаҳон.[2]

## АҲД НАВИШТАНИ НӮШИНРАВОН ПИСАРИ ХУД ҲУРМУЗДРО

Ҷаҳонро намоиш чу кирдор нест,
Ниҳонаш ба ҷуз[3] ранҷу тимор нест.

Агар тоҷ дориву гар гурму[4] ранҷ,
Ҳамон бугзарӣ з-ин сарои сипанҷ.[5]

Яке номаи шаҳрёри ҷаҳон,[6]
Нигар, то ки бошад чу Нӯширавон.

Ба доду ба рою ба базму ба ҷанг,
Чу рӯзаш сар омад, набудаш диранг.

Ту, эй пири фартут, бетавба мард,
Хирад гиру аз базму шодӣ бигард.

Ҷаҳон тоза шуд, чун қадаҳ ёфтӣ,
Равон аз дари[7] тавба бартофтӣ.[8]

Агар бихрадӣ, сӯи тавба гироӣ,
Ҳамеша бувад покдин, покроӣ.

---

1. ИЛ –Сарафрозу
2. Л –ҷавон.
3. Л – ҷуз аз
4. Л–дорӣ, агар дарду
5. ТП – Ҷахонро вафо нест андар сиришт,
   Ба зудӣ бихоҳад дуруд, он чи кишт.
6. ЗИЛ – шаҳрёрон бихон,
7. И – раҳи
8. Л – Равонро зи тавба чаро тофтӣ?

Пас аз пирият рӯзгорон намонд,
Тамузу харифу баҳорон намонд.

Аз он пас, ки тан ҷой гирад ба хок,
Нигар, то куҷо бошад ин ҷони пок.[1]

Чӣ гуфт он сарояндаи солх(в)ард,
Чу андарзи[2] Нӯшинравон ёд кард.

Суханҳои Ҳурмузд чун шуд ба бун,
Яке нав пай[3] афканд мӯбад сухун.

Ҳамовоз[4] шуд[5] ройзан бо дабир,
Набиштанд пас номае бар ҳарир.

Дилорой аҳде зи[6] Нӯшинравон
Ба Ҳурмузди носолхӯрда ҷавон.

Сари нома аз додгар кард ёд,
Дигар гуфт, к- «Ин панди пури Қубод.[7]

Бидон, эй писар, к-ин ҷаҳон бевафост,
Пур аз ранҷу тимору дарду балост.[8]

Ҳар он гаҳ ки бошӣ бад-ӯ шодтар,
Зи ранҷи замона дил[9] озодтар.[10]

Ҳама[11] шодмонӣ намонад[12] ба ҷой,
Бибояд шудан з-ин сипанҷӣ сарой.

---

1. ИЛ – б. 4472, 4474 нест.
2. Л – Ҳам эдар зи
3. Л –навбун
4. Л–Ҳамовой
5. И – Ба фармони шаҳ
6. Л – бо аҳди
7. ТПЗ – Накӯ бишнаву бар дилат нақш кун,
   Магар зинда монад дилат з-ин сухун.
8. ТПМ – Ба хун- бар диҳад, ҳар киро парварад,
   Бипарҳезад аз кори ӯ пурхирад.
9. И–ранҷу зи ғам бод
10. Л–беозодтар.
11. И –Ҳамон
12. Л –бимонӣ

Ҷаҳон чун супорам туро ман ба дод,
Ҳамон дигареро бибояд-т дод.[1]

Чу андешаи рафтан ояд[2] фароз,
Ба рахшандарӯзу шаби дербоз.

Биҷустем тоҷи кайиро саре,
Ки бар ҳар саре бошад ӯ[3] афсаре.

Хирадманд шаш буд моро писар,
Дилафрӯзу бахшандаву додгар.

Туро баргузидам, ки меҳтар будӣ,
Хирадманду зебои афсар будӣ.

Ба ҳаштод-бар буд соли[4] Қубод,
Ки дар подшоҳӣ маро кард ёд.

Кунун ман расидам ба ҳафтоду[5] чор,
Туро кардам андар ҷаҳон ёдгор.[6]

Ҷуз орому хубӣ наҷустам бад-ин,
Ки бошад пас аз марги ман офарин.

Умедам чунон аст, к-аз кирдгор
Ки бошӣ ҳаме[7] шоду беҳрӯзгор.

Гар эмин кунӣ дудмонро ба дод,
Худ эмин бихуспиву аз дод шод.

Ба подоши некӣ биёбӣ биҳишт,
Бузург он ки ҷуз тухми некӣ накишт![8]

Нигар, то набошӣ ба ҷуз бурдбор,
Ки тезӣ на хуб ояд аз шаҳрёр.

1. ИЛ – б. 4483 нест.
2. ИЛ – омад
3. Л–он
4. Л – пойи
5. Л –хаштоду.
6. ИЛ – шаҳрёр.
7. ИЛ – набошӣ ҷуз аз
8. Л – ӯ тухми некӣ бикишт.

Ҷаҳондори бедори фарҳангҷӯй
Бимонад ҳамасола бообрӯй.

Ба гирди дурӯғ эч гуна магард,
Чу гардӣ, бувад[1] бахтро рӯй зард.

Дилу мағзро дур дор аз шитоб,
Хирад бо шитоб андарояд ба хоб.

Ба некӣ[2] горою ба некӣ бикӯш,
Ба ҳар неку бад панди доно ниюш.

Набояд, ки гардад ба гирди ту бад,
Ки аз бад туро бегумон бад расад.

Ҳама пок пӯшу ҳама пок х(в)ар,
Ҳама пандҳо ёд гир аз падар.

Ба Яздон паноху[3] ба Яздон гирой,[4]
Чу хоҳӣ, ки бошад туро раҳнамой.

Ҷаҳонро чу обод дорӣ ба дод,
Бувад ганҷат ободу тахти[5] ту шод.

Чу некӣ намоянд, подош кун,
Ҳамон то шавад ранҷи некӣ[6] кухун.

Ҳунармандро шоду наздик дор,
Ҷаҳон бар бадандеш торик дор.

Ҳама[7] кор бо марди доно сигол,
Ба ранҷи тан аз подшоҳӣ манол.

Чу ёбад хирадманд назди ту роҳ,
Бимонад ба ту тахту ганҷу сипоҳ.[8]

1. Л – гӯӣ, шавад
2. Л – некон
3. ИЛ – гарою
4. ИЛ – кушой,
5. Л – тахт аз
6. Л - Мамон, то шавад ранҷи гетӣ
7. Л – Ба хар
8. И – кулоҳ.

Ҳар он кас, ки бошад туро зердаст,
Мафармой дар бенавоӣ нишаст.

Бузургону озодагонро ба шаҳр
Зи неки ту бояд, ки ёбанд баҳр.

Зи некӣ фурӯмояро дур дор,
Ба бедодгар мард магзор кор.

Ҳама гӯшу дил сӯи дарвеш дор,
Ғами кори ӯ чун ғами хеш дор.

Чу аз хештан номвар дод дод,
Ҷаҳон гашт аз ӯ шоду ӯ низ шод.

Бар арзониён ганҷ баста мадор,
Бубахшой бар марди парҳезгор.[1]

В-ар эдун ки душман шавад дӯстдор,
Ба шӯразамин тухми некӣ макор.

Агар панди моро шавӣ корбанд,
Ҳамеша бимонад кулоҳат баланд,

Ки некидиҳиш некхоҳи ту бод,
Хирад тахту давлат кулоҳи ту бод!

Мабодат фаромӯш гуфтори ман,
Агар дур монӣ зи дидори ман.

Сарат сабз боду дилат шодмон,
Танат поку дур аз бади бадгумон.

Ҳамеша хирад посбони ту бод,
Ҳама некӣ андар гумони ту бод!

Чу ман бугзарам з-ин ҷаҳони фарох,
Баровард бояд маро хуб[2] кох.

Ба ҷое, к-аз ӯ дур бошад гузар,
Напаррад бар ӯ каргаси тезпар.

1. Л –б. 4510–4513 нест.
2. ИЛ – баробар ду

Даре дур бар чарх, айвон баланд,
Ба боло бароварда чун даҳ каманд.

Набишта бар ӯ боргоҳи маро,
Бузургону ҷангӣ[1] сипоҳи маро.

Фаровон зи ҳар гуна афкандани,
Ҳам аз рангу бӯю парокандани.

Ба кофур танро тавонгар кунед,
Зи мушк аз бари торак афсар кунед.

Ҳамон ҷомаи пок зарбафта[2] панҷ
Биёред нокордида зи ганҷ[3]

Бипӯшед бар мо ба расми каён,
Бар оини шоҳони Сосониён.[4]

Бисозед ҳам з-ин нишон[5] тахти оҷ,
Биёвехта аз[6] бари оҷ тоҷ.

Ҳама[7] ҳар чӣ заррин ба пеш андар аст,
Агар тосу ҷом аст, агар[8] миҷмар аст.

Гулобу маю заъфарон ҷом[9] бист,
Зи мушку зи кофуру анбар дувист,

Ниҳода ба дасти чапу дасти рост,
Зи фармон фузунӣ набояд, на кост.

Зи хун кард бояд тиҳигоҳ хушк,
Бад-ӯ- андар оганда кофуру мушк.

В-аз[10] он пас бароред даргоҳро,
Набояд, ки бинад касе шоҳро.

1. Л – Бузургиву доду
2. Л – зарбафт
3. Л –ранч.
4. Л – Мабандед ҳаргиз бадиро миён; И – некону арзониён.
5. Л – аз ин хам нишон
6. Л – Биёвезӣ андар
7. Л – Ҳамон
8. Л – ҷом асту агар
9. Л – ҷома
10. Л – Аз

Дигаргун бувад кори он боргоҳ,
Наёбад касе назди мо боз роҳ.

Зи фарзанду аз дудаи арҷманд,
Касе, к-аш зи марги ман ояд газанд,

Биёсояд аз базму шодӣ ду моҳ,
Ки ин бошад оин пас аз марги шоҳ.

Сазад, гар ҳар он, к-ӯ бувад порсо,
Бигиряд бар ин номаи подшо,

Зи фармони Ҳурмузд бармагзаред,
Дами хеш бе ройи ӯ машмаред.

Фаровон бар он нома[1] ҳар кас гирист,
Пас аз аҳд як сол Кисро бизист[2].

---

1. И –Бад-он панду андарз
2. ТПЗ – Дар ин сол як шаб ниёишкунон,
Ба хоб- андарун шуд ситоишкунон.
Чунон дид равшанравонаш ба хоб,
Ки дар шаб даромад яке офтоб.
Чиҳил пояи нардбон аз бараш,
Ки мерафт то авҷи кайвон сараш.
Баромад бар ин нардбон аз Ҳиҷоз,
Хиромон-хиромон ба кашшиву ноз.
Ҷаҳон қоф то қоф пурнур кард,
Ба ҳар ҷо, ки буд мотаме, сур кард.
Дар офоқ ҳар ҷо зи наздику дур
Набуд, к-он на аз фарри ӯ ёфт нур.
Ба ҳар ҷо, ки буд нур, наздик ронд,
Ҷуз айвони Кисро, ки торик монд.
Биҷаст он гаҳ аз хоб шаҳ ними шаб,
Ба кас-ба аз ин кор накшод лаб.
Чу бурқаъ барафканд аз чеҳр меҳр,
Бихондаш бари хеш Бузарҷмеҳр.
Ба доно шаҳаншоҳ андар нуҳуфт,
Зи хобе куҷо дида буд, бозгуфт.
Чу бишнид Бузарҷмеҳр он сухун,
Нигаҳ кард он хоб сар то ба бун.
Чунин гуфт, к- «Эй хусрави комрон,
Ҳамоно, ки розест андар ниҳон».
Бад-ӯ гуфт Хусрав, ки «Баргӯй рост,
К-аз андешагонам зи тан ҷон бикост».
Аз он пас чунин гуфт Бузарҷмеҳр,
Ки «Эй, ройи ту бартар аз моҳу меҳр,
Нигаҳ кардам ин хобро сарбасар
Ту андар ҷавобаш шигифтӣ нигар.
Аз ин рӯз- дар то чиҳил солу беш
Ниҳад марде аз тозиён пой пеш,

Бирафту бимонд ин сухан ёдгор,
Ту ин ёдгораш ба зинҳор дор.

---

Ки дар пеш гирад раҳи ростӣ,
Бупечад зи ҳар кажживу костӣ,
Ба ҳам барзанад дини Зардуштро,
Ба маҳ чун намояд сарангуштро.
Ба ду нима гардад зи ангушти ӯ,
Ба кӯшиш набинад касе пушти ӯ.
Ҷуҳуду Масеҳо намонад ба ҷой,
Дарорад ҳаме дини пешин зи пой.
Ба тахти сепоя барояд баланд,
Диҳад мар ҷаҳонро ба гуфтор панд
Чу ӯ бугзарад з-ин сарои сипанҷ,
Аз ӯ бозмонад ба гуфтор ганҷ.
Шавад з-ӯ ҷаҳон қарн то қарн шод,
Ҷуз айвони шаҳ к-он бароmenь ба бод.
Пас аз вай зи ту як набера бувад,
Ки бо пилу кӯсу табира бувад.
Сипоҳе битозад бар ӯ аз Ҳиҷоз,
Агарчи надорад силеҳу ҷиҳоз.
Зи тахт андарорад мар ӯро ба хок,
Зи гурдон кунад мар ҷаҳон ҷумла пок.
Бияфтад ҳама расми ҷашни Сада,
Шавад хокдон ҷумла Оташкада.
На оташ парастанду не офтоб,
Сари бахти гурдон дарояд ба хоб.
Ба Гуштосп, Ҷомосп худ гуфтааст,
Аз ин розу ин роҳ ӯ рафтааст».
Чу бишнид Кисро зи Бузарҷмеҳр,
Аз ин сон бигардидаш аз ранг чеҳр.
Ҳама рӯз бо дарду ғам буд ҷуфт,
Зи андеша чун шаб даромад, бихуфт.
Чунон шуд, ки аз шаб гузашта се пос,
Як овоз омад чунон пурҳарос,
Ки гуфтӣ ҷаҳон сарбасар гашт паст,
Пас он гах яке гуфт, к-«Айвон шикаст.
Баромад ҳаме шоҳро дил зи ҷой,
Надонист он корро сар зи пой.
Ба Бузарҷмеҳр он гаҳ овоз кард,
Зи тоқи шикаста пас оғоз кард,
Чу он дид доно, хам андар замон
Чунин гуфт, к-«Эй шоҳ, Нӯширавон,
Ба хоб- андарун ҳарчӣ дидӣ ту дӯш,
Аз он мӯҳр имшаб баромад хурӯш.
Чунон дон, ки айвонат овоз дод,
Ки он моҳпайкар зи модар бизод.
Саворе расад ҳам кунун бо ду асп,
Ки барбод шуд кори Озаргушасп».
Дар ин буд, к-омад саворе чу гард,
Ки Озаргушасп ин замон гашт сард.

Чу бо ӯ ҷафо кард гардонсипеҳр,
Набояд, ки ҷӯӣ аз ӯ доду[1] меҳр.

Кунун тоҷу авранги Ҳурмуздшоҳ
Биёрояму барнишонам ба гоҳ.

---

Аз ин кор дил танг шуд шоҳро,
Ҳаме ҳар замон баркашид оҳро.
Бад-ӯ гуфт Бузарҷмеҳр он замон,
К-«Аз ии кор, шоҳо, чӣ бошӣ навон?
Замон чун туро аз ҷаҳон кард дур,
Пас аз ту ҷаҳонро чи мотам, чи сур?!»
Паси ин сухан шоҳ дере назист,
Бимурду бар ӯ-бар ҷаҳоне гирист,
Пас аз шаҳ ба як моҳ Бузарҷмеҳр
Бипӯшид дар пардаи хок чеҳр.

1. И–дорӣ ту з-ӯ гӯшу

# ПОДШОҲИИ ҲУРМУЗД

***Чордаҳ сол буд***

## ОҒОЗИ ДОСТОН

Бихандид таммуз бо сурхсеб,
Ҳаме кард бо бору баргаш итеб,

Ки он дастаи гул ба вақти баҳор,
Ба мастӣ ҳаме доштӣ дар канор.

Ҳаме боди шарм омад аз ранги ӯй,
Ҳаме бӯи меҳр омад аз чанги ӯй.

Чи кардӣ, ки будат харидори он,
Куҷо ёфтӣ тез бозори он?

Акиқу забарҷад, ки додат ба ҳам,
Зи бори гарон шохи ту ҳам бахам[1]

Ҳамоно, ки гулро баҳо хостӣ,
Бад-он ранг рухро биёростӣ.

Ҳаме ранги шарм ояд аз гарданат,
Ҳаме мушк бӯяд зи пероҳанат.

Магар ҷома аз муштарӣ бистадӣ,
Ба лӯлӯ-бар аз хун нуқат барзадӣ?

Забарҷад-т баргашту чармат бунафш,
Сарат бартар аз коваёнӣ дирафш.

Ба перояи зарду сурху сафед
Маро кардӣ аз барги гул ноумед.

Нигоро, баҳоро, куҷо рафтаӣ,
Ки ороиши боғ бинҳуфтаӣ?!

Ҳаме меҳргон бӯяд аз боди ту,
Ҳам аз ҷоми май нав кунам ёди ту.

1. М – ба кам

Чу рангат шавад зард, бистоямат,
Чу дайҳими Ҳурмуз биёроямат.

Гар имрӯз тез аст бозори ман,
Бубинӣ пас аз марг осори ман.

## БАР ТАХТ НИШАСТАНИ ҲУРМУЗДШОҲ ВА АНДАРЗ КАРДАН БА САРДОРОН

Яке пир буд марзбони Ҳарӣ,
Писандидаву дида аз ҳар даре.

Ҷаҳондидае номи ӯ буд Мох,
Сухандону бо фарру бо баргу шох.[1]

Бипурсидамаш, то чӣ дорад ба ёд
Зи Ҳурмуз, ки биншаст бар тахти дод.

Чунин гуфт пири Хуросон, ки «Шоҳ
Чу биншаст бар номвар пешгоҳ,

Нахуст офарин кард бар кирдгор,
Тавонову донандаи рӯзгор».

Дигар гуфт: «Мо тахт номӣ кунем,
Гаронмоягонро гиромӣ кунем.

Ҷаҳонро бидорем дар зери пар,
Чунон чун падар дошт б-оину фар.

Гунаҳкардагонро ҳаросон кунем,
Ситамдидагонро таносон кунем.

Касе бад кунад, бурдборӣ кунем,
Чу ранҷ оядаш беш, ёрӣ кунем.

Сутуни бузургист оҳистагӣ,
Ҳамон бахшишу доду шоистагӣ.

Бидонед, к-аз кирдгори ҷаҳон
Баду нек ҳаргиз намонад ниҳон.

1. Л – б. 16 нест.

Ниёкони мо тоҷдорони даҳр,
Ки аз додашон офарин буд баҳр,

Начустанд чуз доду оҳистагӣ,
Бузургиву гурдиву шоистагӣ.[1]

Зн кеҳтар парастиш, зи меҳтар навоз,
Бадандешро доштан дар гудоз.

Ба ҳар кишваре дасту фармон маροст,[2]
Тавоноиву рою бурҳон маροст.[3]

Касеро, ки Яздон кунад подшо,
Бинозад бад-ӯ мардуми порсо.

Сари мояи шоҳ бахшоиш аст,
Замона зи бахшиш пуророиш аст.

Ба дарвеш-бар меҳрубонӣ кунем,
Ба пурмоя-бар посбонӣ кунем.

Ҳар он кас, ки эмин шуд аз кори хеш,
Бари мо барафрохт бозори хеш.

Шуморо ба мо ҳар чӣ ҳаст орзу,
Мадоред роз аз дили некхӯ.

Зи чизе, ки дилтон ҳаросон бувад,
Маро доди он додан осон бувад.

Ҳар он кас, ки ҳаст аз шумо некбахт,
Ҳама шод бошед аз ин тоҷу тахт.

Миёни бузургон дурахшиш маροст,
Чу бахшоишу доду бахшиш маροст.

Шумо меҳрубонӣ ба афзун кунед,
Зи дил кинаву оз берун кунед.

1. И – б. 26, 27 нест.
2. И – рою фармони мост,
3. И – Тавоноиву ганҷу паймони мост.

Ҳар он кас, ки парҳез кард аз ду кор,
Набинад ду чашмаш бади рӯзгор.

Ба хушнудии кирдгори[1] ҷаҳон
Бикӯшед яксар кеҳону меҳон.

Дигар он ки мағзаш бувад пурхирад,
Сӯи носипосӣ[2] дилаш нангарад.

Чу некӣ физоӣ ба рӯи касон,
Бувад музди он сӯи ту норасон.[3]

Маёмез бо мардуми кажжгӯй,
Ки ӯро набошад сухан ҷуз ба рӯй.

В-агар шаҳрёрат бувад додгар,
Ту бар вай ба сустӣ гумоне мабар.

Гар эдун, ки гӯӣ, надонад ҳаме,
Суханҳои шоҳон бихонад ҳаме.

Чу бахшоиш аз дил кунад шаҳрёр,
Ту андар замин тухми кажжӣ макор.

Ҳар он кас, ки ӯ панди[4] мо дошт хор,
Бишӯяд дил аз хубии шаҳрёр.

Чу шоҳ аз ту хушнуд шуд, ростист,
В-агар[5] сар бупечӣ, дари костист.

Дуруштисту нармист дар банди ту,
Наҷӯяд чу шуд гарм пайванди ту.

Зи некӣ мапарҳез ҳаргиз ба ранҷ,
Макун шодмон дил ба бедоду[6] ганҷ.

Чу андар ҷаҳон коми дил ёфтӣ,
Расидӣ ба ҷое, ки биштофтӣ.

1. ИЛ – шаҳрёри
2. И – носипосон
3. И – б. 42 нест.
4. Л – таҳдиди
5. ИЛ – В-аз ӯ
6. И – бисёр

Чу дайҳим ҳафтод[1] бар сар ниҳӣ,
Ҳама гирдкарда ба душман диҳӣ.

Ҳама кори[2] дарвеш дорад дилам,
Нахоҳам, ки андеша з-ӯ бугсилам.

Ҳаме хоҳам аз пок парвардгор,
Ки чандон маро бар диҳад рӯзгор,

Ки дарвешро шод дорам ба ганҷ,
Наёрам дили порсоро[3] ба ранҷ.

Ҳар он кас, ки шуд дар ҷаҳон шоҳваш,
Сараш гардад аз ганҷи[4] динор каш,

Сарашро бупечам зи кундоварӣ,
Нахоҳам, ки ҷӯяд касе меҳтарӣ.[5]

Ҳамин аст фарҷому оғози мо,
Сухан гуфтани фошу ҳам[6] рози[7] мо.

Дуруди[8] ҷаҳонофарин бар шумо,
Ҳами чарх бодо[9] замин бар[10] шумо!»

Чу бишнид гуфтори ӯ анҷуман,
Пурандеша гаштанд аз он[11] тан ба тан.

Сари ганҷдорон пур аз бим гашт,
Ситамгорaро дил ба ду ним гашт.

Хирадманду дарвеш з-он ҳар кӣ[12] буд,
Ба дил-ш- андарун шодмонӣ[13] фузуд.

---

1. И–Агар ҳафт дайҳим
2. Л – Ба ҳар кор
3. И – зердастон
4. ИЛ – ганҷу
5. И – доварӣ.
6. И – аз
7. Л – овози
8. И – Дуруд аз
9. И – чархи гардон
10. Л – замини
11. И – ӯ
12. И – ҳар кас, ки
13. И – рӯшноӣ

## КУШТАНИ ҲУРМУЗД ЭЗАДГУШАСПРО ВА ЗАҲР ДОДАНИ ЗАРДУҲИШТ МӮБАДИ МӮБАДОНРО

Чунин буд, то шуд бузургиш рост,
Бад-он чиз бар подшо шуд, ки хост.

Барошуфту хӯи бад овард пеш,
Ба як сӯ шуд аз роҳи оину кеш.[1]

Ҳар он кас, ки назди падар-ш[2] арҷманд
Будӣ[3] шоду эмин зи бими газанд,

Якояк табаҳ кардашон бегуноҳ,
Бад-ин гуна буд роҳу[4] оини шоҳ.

Се мард аз дабирони Нӯшинравон,
Яке пири доно, ду дигар ҷавон.

Чу Эзадгушаспу дигар Бурзмеҳр,
Дабире хирадманд, бо фарру меҳр.[5]

Се дигар, ки Моҳозараш буд ном,
Хирадманду[6] равшандилу шодком.

Бари тахти Нӯшинравон он се пир
Чу дастур буданду ҳамчун вазир.

Ҳаме хост Ҳурмуз, к-аз ин ҳар[7] се мард
Барорад якояк зи[8] ногоҳ гард.

Ҳаме буд аз эшон дилаш пурҳарос,[9]
Ки рӯзе шаванд андар ӯ носипос.

Ба Эзадгушасп он замон даст охт,
Ба беҳуда-бар банду зиндон-ш сохт.[10]

1. Л – роҳу оини хеш.
2. И – буд бар дараш
3. И – Бибуд
4. Л –рою
5. И – Дабири хирадманди бозебу чеҳр.
6. И – Хирадманди
7. Л – Ҳаме сохт пнңҳон, ки то з-ин
8. Л – Якояк барорад ба
9. И – дил андар ҳарос,
10. И – Бар Эзадгушасп он гаҳе даст ёфт,
Бар андеша зӣ банду зиндон шитофт.

Дили мӯбади мӯбадон танг шуд,
Рухонаш зи андеша беранг[1] шуд,

Ки мӯбад буду[2] пок будаш сиришт,
Ба хурдӣ варо[3] ном буд Зардуҳишт.

Аз он банд Эзадгушаспи дабир,
Чунон шуд, ки дил[4] хаста гардад ба тир.

Чу рӯзе[5] баромад, набудаш завор,[6]
На хӯрду на пӯшиш, на андӯҳгусор.[7]

Зи зиндон паёме[8] фиристод дӯст,
Ба мӯбад, ки «Эй мар маро[9] мағзу пӯст,

Манам безаворӣ ба зиндони шоҳ,
Касеро ба наздики ман нест роҳ.

Ҳаме хӯрданӣ орзу оядам,
Шикам гурсуна ранҷ бифзоядам,

Бари ман кунун пок чизе фирист,
Чу мурдам, кафан дӯзу баззе фирист».

Дили мӯбад аз дарди пайғоми ӯ
Ғамӣ гашт в-аз ҷои ороми ӯ.[10]

Чунин дод посух, ки «Аз кори банд
Манол, ар наёяд ба ҷонат газанд.[11]

Зи кирдори Ҳурмуз бинолид мард,
Аз андеша ранги рухаш гашт зард.[12]

1. Л –Бупечиду рӯяш пурожанг
2. Л –зи бад
3. Л – Мар он пирро
4. И – куҷо
5. И –Чу чанде
6. И –қарор,
7. И –набудаш завор.
8. Л –паёмаш
9. ИЛ – бандаро.
10. И – б. 82 нест.
11. ИЛ-Пас аз б. 83 ин б. омада:
Зи пайғоми ӯ шуд дилаш пуршикан,
Пурандеша шуд мағзаш аз хештан.
12. ИЛ – б. 84 нест.

Ҳаме гуфт: «Акнун шавад огаҳӣ
Бад-он ноҷавонмарди бефарраҳӣ,

Ки мӯбад ба зиндон фиристод чиз,
Наярзад тани мо бараш[1] як пашиз.

Газанд оядам з-ин ҷаҳондор[2] мард,
Кунад бар ман аз хашм ӯ рӯй[3] зард».

Ҳам аз меҳри Эзадгушаспи дабир
Дилаш буд печону рух чун зарир.

Бифармуд, то пок холигараш
Ба зиндон кашад[4] хӯрданиҳо бараш.

В-аз он пас нишаст аз бари тозиасп,
Биёмад ба наздики Эзадгушасп.

Нигаҳбони зиндон чу ӯро бидид,
Шуд аз бим ранги рухаш нопадид.[5]

Наёраст гуфтан, ба зиндон марав,
Ки ин шаҳрёрест[6] ҷӯшону[7] нав.

Фуруд омад ин[8] пир гирён зи асп,
Биёмад[9] ба зиндони Эзадгушасп.

Гирифтанд мар якдигарро канор,
Пур аз дарду[10] мижгон чу абри баҳор.

Зи хӯи бади шоҳ чандин[11] сухан
Ҳаме рафт, то шуд суханҳо[12] куҳан.

1. И – бараш ҷони ман: Л – бари мо танаш
2. И – з-он ҷафоҷӯй
3. Л – рухсор; И – рухсора
4. ИЛ–барад
5. И – б. 90, 91нест.
6. И – шаҳриёр аст.
7. Л– шаҳриёре ҷавон аст,
8. Л – он
9. ЛМ – Даромад
10. И–дард,
11. Л–чанде
12. Л – суханшон

Ниҳоданд хон пеши яздонпараст,[1]
Гирифтанд пас божу барсам ба даст.

Пас Эзадгушасп, он чи андарз буд,
Ба замзам ҳаме гуфту мӯбад шунуд.

Зи динору аз ганҷи ороста,
Ҳам аз коху айвону аз хоста,[2]

Ба мӯбад чунин гуфт, к-«Эй номҷӯй,
Чу рафтӣ зи эдар, ба Ҳурмуз бигӯй,

Ки гар сар бупечӣ зи гуфтори ман,
Барандеш[3] аз ранҷу тимори ман,

Ки пеши падар-т андарун бардаам,
Туро низ дар бар бипарвардаам.

Бад-он ранҷ подош банд омадаст,
Пас аз банд бими газанд омадаст.

Диле бегунаҳ пурғами шаҳриёр
Ба Яздон намоям ба рӯзи шумор.»[4]

Чу мӯбад сӯи хона шуд, дар замон
Зи корогаҳон рафт марде дамон,

Шунида якояк ба Ҳурмуз бигуфт,
Дили шоҳ бо ройи бад гашт ҷуфт.

Зи Эзадгушасп он замон шуд дурушт,
Ба зиндон фиристоду ӯро бикушт.

Суханҳои мӯбад фаровон шунид,
Бад-ӯ барнакард эч гуна падид.

Ҳаме ронд андеша бар хубу зишт,
Сӯи чораи куштани Зардуҳишт.

---

1. ЛМ – эзадпараст,
2. И – б. 98 нест.
3. ИЛ – Бар андешӣ
4. ТПМ – Чу бар бегунаҳ – бар бубахшӣ, равост,
Ки бахшоиш аз зинати подшост.

Бифармуд, то заҳр холигараш,
Ниҳонӣ биёмехт андар х(в)раш.

Чу мӯбад биёмад ба ҳангоми бор
Ба пурсидани номвар шаҳрёр,

Бад ӯ гуфт: «Имрӯз аз эдар марав,
Ки холигаре ёфтастем нав».

Чу биншаст мӯбад, ниҳоданд хон,
Зи мӯбад биполуд ранги рухон.

Бидонист, к-он хон замони вай аст,
Ҳамон[1] ростӣ дар гумони вай аст.

Хӯришҳо бибурданд холигарон,
Ҳаме хӯрд шоҳ аз карон то карон.

Чу он косаи заҳр пеш оварид,
Нигаҳ кард мӯбад, бад-он бингарид.

Бад-он бегумон шуд дили поки ӯй,[2]
Ки заҳр аст бар коса[3] тарёки ӯй.[4]

Чу Ҳурмуз нигаҳ кард, лабро бубаст,
Бад-он косаи заҳр ёзид даст.

Бад-он сон, ки шоҳон навозиш кунанд,
Бад-он бандагон низ нозиш кунанд.

Чу ёзид дасти гиромӣ ба хон,
Аз он коса бардошт мағзустухон.[5]

Ба мӯбад чунин гуфт, к-«Эй покмағз,
Туро кардам ин луқмаи хубу нағз.

Даҳон боз кун, то хӯрӣ з-ин хӯриш,
Аз[6] ин пас чунин боядат парвариш».

1. И –Ҳама
2. И –ӯ,
3. ИЛ – хон.
4. И – ӯ.
5. И – б. 118, 119 нест.
6. Л – В-аз

Бад-ӯ гуфт мӯбад: «Ба ҷону сарат,
Ки ҷовид бодо сару афсарат,

К-аз ин нӯша хӯрдан нафармоиям,
Ба серӣ расидам, наяфзоиям».

Бад-ӯ гуфт Ҳурмуз: «Ба хуршеду моҳ,
Ба покиравони ҷаҳондор шоҳ,

Ки бистонӣ ин нӯша з-ангушти ман,
Бад-ин орзу нашканӣ пушти ман».

Бад-ӯ гуфт мӯбад, ки «Фармони шоҳ,
Биёмад, намонад маро рою роҳ».

Бихӯрду зи хон зору печон бирафт.
Ҳаме ронд то хонаи хеш тафт.

Аз он хӯрдани захр бо кас нагуфт,
Яке ҷома афканду нолон бихуфт.

Бифармуд, то пойзахр оваранд,
Зи ганҷи куҳан, ё зи шахр оваранд.

Бад-он захр тарёк н-омад ба кор,
Зи Ҳурмуз ба Яздон бинолид зор.

Яке устуворе фиристод шоҳ
Бад-он, то кунад кори мӯбад нигоҳ,

Ки он захр шуд бар танаш коргар,
Гар андешаи мо наёмад ба бар.[1]

Фиристодаро чашми мӯбад бидид,
Сиришкаш зи мижгон ба рух барчакид.

Бад-ӯ гуфт: «Рав пеши Ҳурмуз бигӯй,
Ки бахтат ба баргаштан овард рӯй.[2]

---

1. И –б. 132 нест.
2. ТПЗ – Саранҷом з-андешаи нобакор
Шавӣ дар ҷаҳон кӯру бечоравор.
Ба ту ёфта душманон коми дил,
Равонат аз ин бад бимонад хиҷил.
Наёбӣ ба гетӣ- дарун бас диранг,
Пас аз ту ба номи ту-бар монда нанг.

Бад-ин доварӣ пеши довар шавем,
Ба ҷое, ки ҳар ду баробар шавем.

Аз ин пас ту эмин махусп аз бадӣ,
Ки подош пеш оядат эзадӣ.

Ту падруд бош, эй барандеш мард,
Бад ояд ба рӯят зи бадкоркард!»

Чу бишнид, гирён бирафт устувор,
Биёвард посух бари шаҳрёр.

Сипаҳбад пушаймон шуд аз кори ӯй,
Бупечид аз он рост гуфтори ӯй.

Мар он дардро роҳи чора надид,
Басе оҳи[1] сард аз ҷигар баркашид.

Бимурд он замон мӯбади мӯбадон,
Бар ӯ зор гирён ҳама бихрадон,

Чунин аст кайҳон пур аз дарду ранҷ,
Чӣ нозӣ ба тоҷу чӣ ёзӣ ба ганҷ?

Ки ин рӯзгори хушӣ бугзарад,
Замона дами мо ҳама[2] бишмарад.

## КУШТАНИ ҲУРМУЗД СИМОҲБАРЗИН ВА БАҲРОМИ ОЗАРМЕҲОНРО

Чу шуд кори мӯбад ба зорӣ ба сар,
Ҳама кишвар аз дард зеру забар,

Ҷаҳондори хунрези носозгор
Накард эч ёд аз бади рӯзгор.

Миён танг хун рехтанро бубаст,
Ба Баҳроми Озармеҳон охт даст.

Чу шаб тиратар шуд, мар ӯро бихонд,
Ба пеши худ- андар ба зону нишонд.

1. Л – Яке боди
2. Л – Нафас марди доно ҳаме

Бад-ӯ гуфт: «Хоҳӣ, ки эмин шавӣ,
Набинӣ зи ман зиштиву бадхувӣ,

Чу хуршед бар чарх равшан шавад,
Сари кӯҳ чун пушти ҷавшан шавад.

Ту бо номдорони Эрон биёй,
Ҳаме бош бар пеши тахтам ба пой.

Зи Симоҳбарзин-т пурсам сухун,
Чу посух гузорӣ, ту дил бад макун.

Бипурсам, ки ин дӯстдори ту кист,
Бад аст, ар парастандаи эзадист.

Ту посух чунин деҳ, ки ин бадтан аст,
Бадандеш в-аз тухми Оҳарман аст.

В-аз ои пас зи ман ҳар чӣ хоҳӣ, бихоҳ,
Парастандаву мӯҳру тахту кулоҳ».

Бад-ӯ гуфт Баҳром, к- «Эдун кунам,
В-аз ин бад, ки[1] гуфтӣ, сад афзун кунам.

Ба Симоҳбарзин, ки буд аз меҳон,
Гузини падар он чароғи ҷаҳон,

Ҳаме сохт, то чорае чун кунад,
Ки пироҳани меҳр берун кунад.[2]

Чу пайдо шуд он чодари оҷгун,
Хур аз бахши ду пайкар омад бурун,[3]

Ҷаҳондор биншаст бар тахти оҷ,
Биёвехтанд он баҳогир тоҷ.

Бузургони Эрон бар он боргоҳ
Шуданд анҷуман, то биёяд сипоҳ,

1. И – к-аз ин ҳар чӣ
2. ТПМ – Шуд аз ростӣ, сӯи чора шитофт,
Гилеми сияҳбахти худро бибофт.
3. И –б. 157, 158 нест.

Зи дар парда бардошт солори бор,
Бирафтанд яксар бари шаҳрёр.

Чу Баҳроми Озармеҳон пешрав,
Чу Симоҳбарзину гурдони нав

Нишастанд ҳар як бар он ҷои хеш,
Гурӯҳе бибуданд бар пой пеш.

Ба Баҳроми Озармеҳон гуфт шоҳ,
Ки «Симоҳбарзин бар ин боргоҳ

Сазовори ганҷ аст, агар марди ранҷ,
Ки бадхоҳ зебо набошад ба ганҷ?»

Бидонист Баҳроми Озармеҳон,
Ки ин[1] пурсиши шаҳрёри ҷаҳон

Чӣ гунасту инро паю бех чист,
К-аз ин бех моро бибояд гирист.

Саранҷом ҷуз дахмаи бекафан
Наёбем аз нн меҳтари анҷуман».

Чунин гуфт Баҳром, к- «Эй родшоҳ,[2]
Зи Симоҳбарзин ту некӣ маховҳ,[3]

Ки вайронии буми Эрон аз ӯст,
Ки на мағз бодаш ба тан - дар, на пӯст!

Нагӯяд сухан ҷуз ҳама баттарӣ,
Бар он баттарӣ-бар кунад доварӣ».

Чу Симоҳбарзин шунид ин сухан,
Бад-ӯ гуфт, к- «Эй некёри куҳан,

Ба бад- бар тани ман гувоӣ мадеҳ,
Чунин девро ошноӣ мадеҳ.

Чӣ дидӣ зи ман, то ту ёри манӣ,
Зи кирдору гуфтори Оҳарманӣ?!»

---

1. И – он
2. ИЛ – шоҳзод,
3. ИЛ – макун ҳеҷ ёд.

Бад-ӯ гуфт Баҳроми Озармеҳон,
Ки «Тухме пароканди андар ҷаҳон,

Ки он- бар нахустин ту хоҳӣ дуруд,
В-аз оташ наёбӣ магар тирадуд,

Ки Кисро марову туро пеш хонд,
Бари тахти шоҳӣ ба зону нишонд.

Або мӯбадон низ Бузарҷмеҳр,
Чу Эзадгушасп он маҳи хубчеҳр

Бипурсид, к- «Ин тахти шоҳаншаҳӣ
Киро зебаду кист бо фарраҳӣ?!

Ба кеҳтар диҳам, ё ба меҳтар писар,
Ки бошад ба шоҳӣ сазовортар?»

Ҳама яксар аз ҷой бархостем,
Забон посухашро биёростем,

Ки ин туркзода сазовор нест,
Кас ӯро ба шоҳӣ харидор нест.

Ки хоқоннажод асту бадгавҳар аст,
Ба болову дидор чун модар аст.

Ту гуфтӣ, ки Ҳурмуз ба шоҳӣ сазост,
Кунун з-ин сазо мар туро ин ҷазост.

Гувоҳӣ ман аз баҳри ин додамат,
Чунин лаб ба дашном букшодамат»

Зи ташвир Ҳурмуз фурӯ пажмурид,
Ки ин ростгуфтори мардон шунид.

Ба зиндон фиристодашон тирашаб,
В-аз эшон ду шаб[1] низ накшод лаб.

Севум шаб чу барзад сар аз кӯҳ моҳ,
Зи Симоҳбарзин бипардахт шоҳ.

1. ИЛ –ба бад

Ба зиндон чу дуздон мар ӯро бикушт,
Набудаш ҷуз аз ранҷу нафрин ба мушт.

Чу Баҳроми Озармеҳон он шунид,
Ки он покдил мард шуд нопадид,

Паёме фиристод наздики шоҳ,
Ки, «Эй тоҷи ту бартар аз чархи[1] моҳ,

Ту донӣ, ки ман чанд кӯшидаам,
Ки то розҳои ту пӯшидаам.

Ба пеши падар-т- он сазовор шоҳ
Набудам туро ҷуз ҳама некхоҳ.

Яке панд гӯям, чу хонӣ маро,
Бари тахти шоҳӣ нишонӣ маро.

Туро судмандист аз панди ман,
Ба зиндон мамон як замон банди ман.

Ба Эрон аз он судмандӣ бувад,
Хирадмандро бегазандӣ бувад.[2]

Паёмаш чу наздики Ҳурмуз расид,
Яке роздор аз миён баргузид,

Ки Баҳромро назди шоҳ оварад,
Бад-он номвар боргоҳ оварад.

Шаби тира Баҳромро пеш хонд,
Ба чарбӣ сухан чанд бо ӯ[3] биронд.

Бад-ӯ гуфт: «Баргӯй, к-он панд чист,
Ки моро бад-он рӯзгори беҳист?»

Чунин дод посух, ки «Дар ганҷи шоҳ
Яке сода сандуқ дидам сиёҳ.

Ниҳода ба сандуқ-дар ҳуққае,
Ба ҳуққа -дарун порсӣ руқъае.

1. Л –чарху
2. ИЛ – б. 195 нест.
3. И – хубӣ фаровон суханҳо

Набиштаст бар парниёни сапед,
Бад-он бошад эрониёнро умед.

Ба хатти падар-т он ҷаҳондор[1] шоҳ,
Туро андар он кард бояд нигоҳ».

Чу Ҳурмуз шунид он, фиристод кас
Ба наздики дастури фарёдрас,

Ки дар ганҷҳои куҳан бозҷӯй
Яке содасандуқ мӯҳре бар ӯй.

Бар он мӯҳр-бар номи Нӯшинравон,
Ки ҷовид бодо равонаш ҷавон!

Ҳам акнун шаби тира пешам биёр,[2]
Фаровон ба ҷустан мабар рӯзгор.

Шитобид ганҷур, сандуқ ҷуст,
Биёвард пешаш[3] ба мӯҳре дуруст.

Ҷаҳондор сандуқро баркушод,
Фаровон зи Нӯшинравон кард ёд.

Ба сандуқ- дар ҳуққа бо мӯҳр дид,
Шитобиду он[4] парниён баркашид.

Нигаҳ кард дар[5] хатти Нӯшинравон,
Набишта бар он руқъаи парниён,

Ки Ҳурмуз ба даҳ солу бар сар ду сол,
Яке шаҳрёре бувад[6] беҳамол.

В-аз он пас пурошӯб гардад ҷаҳон,
Равад[7] ному овозп ӯ дар ниҳон.

---

1. И – ҷаҳонгир
2. ИЛ– пеши ман ор,
3. ИЛ – айвон
4. Л – аз; И – з-ӯ
5. Л – бас
6. Л – шавад
7. ИЛ – Шавад

Падид ояд аз ҳар сӯе душмане,
Яке баднажоде чу[1] Оҳармане.[2]

Пароканда гардад ба[3] ҳар сӯ сипоҳ,
Фуруд[4] афканад душман ӯро зи гоҳ.

Ду чашмаш кунад доғ он бадкунаш,[5]
В-аз он пас бароранд ҳуш аз танаш.

Ба хатти падар Ҳурмуз он руқъа дид,
Ҳаросон шуду парниён бардарид.[6]

Чу чашмаш пур аз хун шуду рӯй зард,
Ба Баҳром гуфт: «Эй ҷафопеша мард,

Чӣ ҷустӣ бад-ин руқъа- андар ҳаме,
Бихоҳӣ рабудан зи ман сар ҳаме?»

Бад-ӯ гуфт Баҳром, к- «Эй туркзод,
Ба хун рехтан то набошӣ ту шод.

Ту хоқоннажодӣ, на аз Кайкубод,
Ки Кисро туро тоҷ бар сар ниҳод».

Бидонист Ҳурмуз, ки ӯ дасти[7] хун
Биёзад ҳаме зинда бо[8] раҳнамун.

Шунид ин суханҳои нокомро,
Ба зиндон фиристод Баҳромро.

Дигар шаб чу барзад сар аз кӯҳ моҳ,
Ба зиндон дижогоҳ кардаш табоҳ.

Намонд он замон бар дараш бихраде,
Ҳамон раҳнамоеву гар[9] мӯбаде.

---

1. И – баднажодеву
2. Л – Аҳримане.
3. ИЛ–зи
4. Л – Фурӯ
5. ИЛ–кӯр хеши занаш,
6. И –И – б. 218 нест.
7. И – к-он мард
8. И–Ҳаме бинаду несташ
9. И – ҳам; Л—раҳнамову ҳамон

Зи хӯи бад ояд ҳама бадтарӣ,
Нигар, то сӯи хӯи бад нангарӣ.

## БАРГАШТАНИ ҲУРМУЗД АЗ БЕДОД БА ДОДГУСТАРӢ

В-аз он пас набуд зиндагонии хеш,[1]
Зи тимор зад бар дили хеш неш.[2]

Зи соле ба Истахр будӣ се[3] моҳ,
Ки кӯтоҳ будӣ шабони сиёҳ.

Ки шаҳре[4] хунук буду равшан ҳаво,
Аз он ҷо гузаштан набудӣ раво.

Се моҳи харифон[5] будӣ б-Исфаҳон,
Ҳавои хушу ҷойгоҳи меҳон.

Зимистон будӣ ҷои ӯ Тайсафун
Або лашкару мӯбаду[6] раҳнамун.

Баҳорон будӣ ӯ ба Арванддашт,
Бар ин гуна чанде бар ӯ баргузашт.

Аз он руқъа будӣ дилаш[7] пурҳарос,
Ниёишкунон буд дар[8] шаб се пос.

На хун рехт аз он пас, на бедод кард,
На аз бад равонаш ҳаме ёд кард.[9]

Чу пинҳон шудӣ чодари ложвард,
Падид омадӣ кӯҳи[10] ёқути зард,

Мунодигаре баркашидӣ хурӯш,
Ки эй номдорони бофарру ҳуш,

1. ИЛ – зиндагониш хуш,
2. ИЛ – нӯш.
3. Л – ду
4. И – шаҳри
5. И –маҳ бо ҳарифон
6. И – мӯбади
7. И – будаш дил андар
8. И – то
9. Л –б. 231–235 нест.
10. И – Шудӣ кӯҳ монанди

Агар киштманде шавад кӯфта,
В-аз он ранҷ коранда ошуфта,

В-агар асп дар киштзоре шавад,
Касе низ дар мевадоре шавад,

Думи аспу гӯшаш бибояд бурид,
Сари дузд[1] бар дор бояд кашид.

Маҳу сол гардон будӣ дар ҷаҳон,
Баду некувӣ з-ӯ набудӣ ниҳон.

Ба ҳар кишваре дод кардӣ чунин,
Зи деҳқон[2] ҳаме ёфтӣ офарин.

Писар буд мар ӯро гиромӣ яке,
Ки аз моҳ пайдо набуд андаке.

Мар ӯро падар карда[3] Парвиз ном,
Гаҳаш хондӣ Хусрави хешком.[4]

Набудӣ ҷудо як замон аз падар,
Падар низ нашкефтӣ аз писар.

Чунон буд, ки аспе зи охур биҷаст,
Ки буд шоҳ Парвезро[5] бар нишаст.

Сӯи киштманд омад аспи ҷавон,
Нигаҳбони асп аз пас- андар[6] давон.

Биёмад худованди он киштзор,
Ба пеши нигаҳбон[7] бинолид зор.

Худованди кишта бигуфт: «Аспи кист,
Ки бар думму гӯшаш бибояд гирист?!»

1. И – мард
2. И – ҳар кас
3. ИЛ – кард
4. Л–шодком.
5. И – будӣ- бар шохро
6. И – омад
7. ИЛ – муваккал

Нигаҳбон[1] гуфт: «Аспи Парвезшоҳ,
Надорад ҳаме кеҳтар онро нигоҳ».[2]

Биёмад нигаҳбон бари шаҳрёр,
Бигуфт, он чи бишнид аз он киштзор.

Бад-ӯ гуфт Ҳурмузд: «Боз ор ҳуш,[3]
Бибур дар замон аспро думму гӯш.

Зиёне, ки омад бар он киштманд,
Шумораш бибояд гирифтан, ки чанд.

Зи Хусрав зиён боз бояд ситад,
Агар сад зиён аст, агар ҳафтсад.[4]

Дирамҳои ганҷӣ дар он киштзор
Бирезед[5] пеши худованди кор[6]».

Чу бишнид Парвез, пӯзишгарон[7]
Барангехт аз ҳар сӯе меҳтарон[8]

Ба назди падар то бубахшад гуноҳ,
Набуррад думу гӯши аспи сиёҳ.[9]

Барошуфт аз он аспи ӯ[10] шаҳрёр,
Ҷаҳондидагонро ҳама кард хор.

Нигаҳбон[11] шуд аз бими Хусрав[12] давон,
Бад-он кишта[13] наздики аспи ҷавон.[14]

1. Л – Худованд; И – Нигаҳбон-ш
2. И – Худованди дайҳиму ганҷу сипоҳ.
3. ИЛ – ба рафтан бикӯш,
4. Л –шуд зиёнаш дусад бор сад; И – се бор сад.
5. Л – Бирезанд
6. И – б. 255 нест.
7. Л – аз кеҳтарон,
8. И – пурмоя хоҳишгарон.
9. Л – Ки бошед хоҳишкунон пеши шоҳ,
Набуррад магар думму гӯши сиёҳ.
10. И –гуфтаҳо
11. ИЛ – Муваккал
12. И – Парвез; Л – аспаш
13. Л – кишт
14. Л – аспаш равон.

Ба ханҷар ҷудо кард аз ӯ гӯшу дум,
Бад-он киштзоре, ки оварда[1] сум.

Ҳамон низ товон ба фармони шоҳ
Расонид Хусрав бад-он додхоҳ.

В-аз он пас ба нахчир шуд шаҳрёр,
Биёвард ҳар кас фаровон шикор.

Саворе разе дид бороваре,
Сипаҳбаднажоде баландахтаре.

Саросар ҳама раз пур аз ғӯра буд,
Бифармуд то кеҳтар онро дуруд,

Аз он хӯшае чанд бибриду бурд,
Ба айвону холигарашро супурд.

Биёмад худованди раз дар замон,
Бад-он мард гуфт, к- «Эй бади бадгумон,

Нигаҳбони он раз набудӣ ба ранҷ,
На динор додӣ баҳоро, на ганҷ.

Чаро ранҷ нобурда кардӣ табоҳ?
Бинолам кунун аз ту ман[2] пеши[3] шоҳ».

Савори диловар зи бими зиён
Ба зудӣ камар боз кард аз миён.

Бад-ӯ дод пурмоя зарринкамар,
Ба ҳар мӯҳрае дарнишонда гуҳар.

Худованди раз чун камар дид, гуфт,
Ки «Кирдори бад чанд бояд нуҳуфт?!

Ту бо шаҳрёр ошноӣ макун,
Харанда надорӣ, баҳое макун,

1. ИЛ – овард
2. Л–дар
3. И – дар пешгоҳ.

Сипосе ниҳам бар ту худ[1] з-ин камар,
Ту беҷонӣ ар[2] бишнавад додгар.[3]»

Яке мард буд Ҳурмузи шаҳриёр
Ба пирӯзӣ андар шуда номдор.[4]

Ба мардӣ сутуда ба ҳар анҷуман,
Ки рамзи варо кас надидӣ шикан,

Ки ҳам доддеҳ буду ҳам додхоҳ,
Кулоҳи кайӣ баргузашта[5] ба моҳ.

Накардӣ ба шаҳри Мадоин диранг,
Диловарсаре[6] буд боному нанг.[7]

Баҳору тамузу зимистону[8] тир,
Наёсуд ҳаргиз яли шаҳргир.[9]

Ҳаме гашт гирди ҷаҳон сар ба сар,
Ҳаме ҷуст бо подшоҳӣ ҳунар.

## ЛАШКАР КАШИДАНИ СОВАШОҲ БА ҶАНГИ ХУРМУЗД

Чу даҳсола шуд подшоҳиш рост,
Зи ҳар кишвар овози бадхоҳ хост,

Биёмад зи роҳи Ҳарӣ Совашоҳ,
Або кӯсу пилону ганҷи сипоҳ,

Гар аз лашкари Сова гирӣ шумор,
Бирав чорсад бор бишмар ҳазор.

---

1. И – кунам бар ту-бар; Л – ниҳам бар ту-бар
2. И – Бупеҷӣ агар,
3. И – Пас аз б. 273 ин б. омада:
   Бузургон ба хоҳишгарӣ пеши ӯй,
   Бирафтанду доданд бар бӯса рӯй.
   Ба хоҳиш бидоданд ӯро камар,
   Басе бӯса доданд бар чашму сар.
4. И – комгор.
5. Л – баркашида
6. Л – Диловар шаҳе
7. И – б.277 нест.
8. И – зимистону даймоҳу
9. И – наёсудӣ он хусрави гурдгир.

Зи пилони ҷангӣ ҳазору дувист,
Ту гуфтӣ, магар дар замин роҳ нест.

Зи дашти Ҳарӣ то лаби Марврӯд,
Сипаҳ буд оганда чун тору пуд.

В-аз ин рӯй то Марв лашкар кашид,
Шуд аз гарди лашкар[1] замин нопадид.

Ба Ҳурмуз яке нома бинвишт шоҳ,
Ки наздики худ хон зи ҳар сӯ сипоҳ.

Пулу роҳи ин лашкар обод кун,
Алаф созу аз теғи мо ёд кун.

Бад-ин подшоҳӣ бихоҳам гузашт,
Ба дарё сипоҳ асту дар кӯҳу дашт.

Чу бархонд он номаро шаҳрёр,
Бипажмурд аз он лашкари бешумор.

В-аз он рӯй Қайсар биёмад зи Рум,
Зи лашкар ба зер-андар овард[2] бум.

Сипаҳ буд аз румиён[3] сад[4] ҳазор
Саворони ҷанговару[5] номдор.

Зи шаҳре, ки бигрифт Нӯшинравон,
Ки аз номи ӯ буд Қайсар навон.[6]

Ба шамшер бигрифт яксар ҳама,
Даромад ба фармони Қайсар ҳама.[7]

Биёмад зи ҳар кишваре лашкаре,
Ба пеш- андарун номвар меҳтаре.

---

1. И–гард рӯи
2. И – Биёвард лашкар ба обод
3. И – Саворони румӣ се раҳ
4. Л – румӣ адад сӣ
5. И – Далерони ҷанговари;.Л – ҷанговари
6. И–Пас аз б. 292 ин б. омада:
   Бад-он шаҳрҳо шоҳ лашкар кашид,
   Сари рост аз моҳ бартар кашид.
7. ИЛ – б. 293 нест.

Сипоҳе биёмад зи роҳи Хазар,
К-аз эшон сияҳ шуд ҳама буму бар.

Ҷаҳондидаи гурд дар пеш буд,
Або ганҷу бо лашкари хеш буд.

Аз[1] Армения то дари Ардабил,
Пароканда шуд лашкараш[2] хел-хел,

Зи дашти саворони найзагузор
Сипоҳе биёмад фузун аз шумор.

Чу Аббосу чун Амрашон пешрав,
Саворону гарданфарозони нав.

Зи тороҷ вайрон шуд он буму руст,
Ки Ҳурмуз ҳаме бож аз эшон[3] биҷуст.

Биёмад сипаҳ[4] то ба рӯди Фурот,
Набуд андар он бум ҷое набот[5].

Чу торик шуд рӯзгори беҳӣ,
Зи лашкар ба Ҳурмуз расид огаҳӣ.

Чу бишнид гуфтори корогаҳон,
Бипажмурд шодоб шоҳи ҷаҳон.

Пушаймон шуд аз куштани мӯбадон,
Зи даргоҳ гум гаштани бихрадон.

Надид ӯ ҳаме мардуми ройзан,
Бупечид Ҳурмуз бари хештан.[6]

Фиристоду эрониёнро бихонд,
Саросар ҳама кох мардум нишонд,

Баровард розе, ки буд аз нуҳуфт,
Бад-он номдорони Эрон бигуфт,

1. И – В-аз
2. И–Сипоҳи пароканда буд; Л – лашкарӣ
3. Л-божи Эрон
4. И – Аз Армения
5. И – Намонд андар он подшоҳӣ субот.
6. Л – б. 304, 305 нест.

Ки чандин сипаҳ сар бар Эрон ниҳод,
Ки кас[1] дар ҷаҳон ин[2] надорад ба ёд.

Ҳама марзбонон фурӯ монданд,
Зи ҳар гуна андешаҳо ронданд.

Бигуфтанд, к- «Эй шоҳи борою ҳуш,
Яке андар ин кор бикшой гӯш.[3]

Хирадманд шоҳиву мо камтарем,
Ҳама хештан мӯбаде нашмарем.

Ҳама мӯбадону дабирони хеш
Бикуштиву гаштӣ зи оину кеш.[4]

Барандеш, то чораи кор чист,
Бару буми моро нигаҳдор кист?».

Чунин гуфт мӯбад, ки будаш вазир,
Ки «Эй шоҳи донову донишпазир,

Сипоҳи Хазар гар биёяд ба ҷанг,
Наёбанд ҷангӣ замоне диранг.

Або румиён достонҳо занем,
Зи бун пояи[5] тозиён[6] барканем.

Туро Совашоҳ аст наздиктар,
В-аз ӯ кори мо низ ториктар.

Зи роҳи Хуросон бувад ранҷи мо,
Ки вайрон кунад лашкару ганҷи мо.

Чу турк андаромад зи Ҷайҳун ба ҷанг,
Набояд бад-ин кор кардан диранг».

Ба мӯбад чунин гуфт ҷӯяндароҳ,
Ки «Акнун чӣ созем бо Совашоҳ?»

1. Л – Касе
2. И – Кас аз рӯзгорон
3. ИЛ –б. 310 нест.
4. ИЛ – б.312 нест.
5. Л – бехи ин
6. И – Зи дил кину пайкорашон

Бад-ӯ гуфт мӯбад, ки «Лашкар бисоз,
Ки хусрав ба лашкар бувад сарфароз.

Аразро бихон, то биёрад шумор,
Ки чанд аст мардум, ки ояд ба кор».[1]

Араз бо ҷарида ба наздики шоҳ
Биёмад, биёвард марри[2] сипоҳ.

Шумори сипоҳ омадаш сад ҳазор,
Пиёда басе дар миёни савор.

Бад-ӯ гуфт мӯбад, ки «Бо ин сипоҳ,
Сазад гар бишӯрем бо Совашоҳ.

Магар мардумӣ ҷӯиву ростӣ,
Бурун афканӣ кажживу костӣ.

Раҳонӣ сари кеҳтаронро[3] зи бад,
Чунон ки раҳи[4] шаҳрёрон сазад.

Шунидастӣ он достони бузург,
Ки Арҷосп он пурзиён пиргург

Ба Гуштоспу Лӯҳросп аз баҳри дин
Чӣ бад кард худ бо саворони Чин?

Чӣ омад зи тимор бар шаҳри Балх,
Ки шуд зиндагонӣ бар он бум[5] талх.

Чунин то кушода шуд Исфандёр,
Ҳаме кард ҳар гунае корзор.

Агар нашнавад панд шоҳи замин,
Басе ранҷ бинад зи туркони Чин.

1. И – мард аз дари корзор.
2. И – бемар
3. И – мӯбадонро
4. И –кардани
5. И – шаҳр

Зи меҳтар[1] ба сол арчи ман меҳтарам,[2]
Аз ӯ ҳам ба андеша барнагзарам,[3]

Ба мӯбад чунин гуфт пас шаҳрёр,
Ки Қайсар начӯяд ба мо корзор.[4]

Ҳамон шаҳрҳоро, ки бигрифт шоҳ,
Супорам бад-ӯ, бозгардад зи роҳ.

Фиристодае чуст гурду[5] дабир,
Хирадманду донову ҳам ёдгир.[6]

Ба Қайсар чунин гуфт, к- «Аз Румшаҳр
Нахоҳам, туро бод аз он бум баҳр.

Ту ҳам пой дар марзи Эрон манеҳ,
Чу хоҳӣ, ки меҳ бошиву рӯзбеҳ.[7]

Фиристода чун пеши[8] Қайсар расид,
Бигуфт он чи аз шоҳи Эрон шунид,

Зи раҳ бозгашт он замон шоҳи Рум,
Наёзурд хок андар он марзу бум.

Шаҳаншоҳ Ҳурмуз сипаҳ[9] баргузид,
Ки аз гардашон рӯз[10] шуд нопадид.

Фиристодашон то бад-он буму бар,[11]
Ба пой андароранд кӯҳи[12] Хазар.

Сипаҳдорашон пеш[13] Харрод буд,
Ки бофарру аврангу бодод буд.

1. И – хусрав
2. И – мо меҳтарем,
3. И – бар нагзарем.
4. Л – б. 332–334 нест,
5. И – чуст карду
6. И – Хирадманди донову гӯёву пир.
7. И – бошад маху рӯз беҳ,
8. И – наздики
9. ИЛ – Сипоҳе зи эрониён
10. И –меҳр
11. Л – зуд з-Эрон ба дар,
12. Л –марзи
13. И – Сари он сипаҳ гурд

Чу омад ба Армения- дар сипоҳ,
Сипоҳи Хазар баргирифтанд роҳ.

В-аз эшон фаровон бикуштанд низ,
Гирифтанд аз он марз бисёр чиз.[1]

Чу огоҳӣ омад ба наздики шоҳ,
Ки Харрод пирӯз буд[2] бо сипоҳ.

Ба ҷуз кинаи Совашоҳаш намонд,
Хирадро ба андеша- андар нишонд.

## НИШОН ДОДАНИ МЕҲРОНСИТОД АЗ БАҲРОМИ ЧӮБИНА БА ҲУРМУЗДШОҲ ВА ХОСТАНАШ ҲУРМУЗД

Яке банда буд шоҳро шодком,
Хирадманду бедору Настӯҳ ном.

Ба шоҳи ҷаҳон гуфт: «Анӯша бадӣ,
Ҳамеша зи ту дур чашми бадӣ.

Падар-м он хирадманд Меҳронситод,
Ки чун ӯ замона надорад ба ёд,

Ба кунҷе нишастаст бо Занду Уст,
Аз уммеди гетӣ шуда пиру суст.

Бад-ин рӯзгорон[3] бари ӯ шудам,
Яке рӯзу як шаб[4] бари ӯ будам.

Ҳаме гуфтам ӯро ҳам аз Совашоҳ,
Зи пилони ҷангиву чандин сипоҳ».

Чунин дод посух, ки «Омад сухан
Аз он гуфтаи рӯзгори куҳан».

---

1. ИЛ – шуд.
2. ТПЗ – Араб чун шуниданд, баста шуданд,
Бирафтанд аз он ҷойгаҳ, к-омаданд.
3. И – Дар ин ҷаидрӯза
4. И – Шабу рӯз яксар

Бипурсидам аз пир Меҳронситод,
К- «Аз он рӯзгорон чӣ дорӣ[1] ба ёд»?

Чунин дод посух, ки «Шоҳи ҷаҳон,
Агар пурсадам, бозгӯям ниҳон».

Шаҳаншоҳ фармуд, то дар замон
Бишуд назди ӯ номдоре дамон.

Мар он пирро зуд[2] бардоштанд,
Ба маҳд- андарун тез бугзоштанд.

Чу омад бари шоҳ марди куҳан,
Диле пур зи дониш, саре пурсухан,

Бипурсид меҳтар[3] зи Меҳронситод,
Ки «Аз кори мо ту[4] чӣ дорӣ ба ёд?»

Чунин дод посух бад-ӯ марди пир,
Ки «Эй шоҳи гӯяндаву ёдгир,

Бад-он гаҳ куҷо модаратро зи Чин
Фиристод хоқон ба Эронзамин,

Ба хоҳандагӣ ман будам пешрав,
Саду шаст мард аз далерони нав.[5]

Падар-т он шаҳаншоҳи донову рост,
Зи хоқон парасторзода нахост.[6]

Маро гуфт, ҷуз духти хотун маҳоҳ
Назебад парастор ҳамҷуфти шоҳ.[7]

Бирафтем наздики хоқони Чин,
Ба шоҳӣ бар ӯ хондем офарин.

1. Л – дорад
2. Л – Тани пир аз он коҳ
3. И – Хурмуз
4. И – рӯзгорон
5. И –б. 363 нест.
6. Л – б. 364 нест.
7. – дар пешгоҳ,

Варо панҷ духтар буд андар ниҳон,
Ҳама хубу зебои тахти шаҳон.[1]

Ба рафтан тазарву ба дидан баҳор,
Саросар пур аз бӯю рангу нигор.[2]

Маро дар шабистон фиристод шоҳ,
Бирафтам дар он номвар пешгоҳ.

Рухи духтаронро биёростанд,
Сари зулф бар гул бипеfunctionростанд.

Магар модарат бар сар[3] афсар надошт,
Ҳамон ёраву тавқу гавҳар надошт,

Нишаста сарафканда бегуфтугӯй,
Зи шарм остинро гирифта ба рӯй.[4]

Аз эшон ҷуз ӯ духти Хотун набуд,
Бад-ӯ раҳ маро рой равшан намуд,

Ки хотуни чинӣ зи Фағфур буд,
Ба гавҳар зи кирдори бад дур буд.

Ҳаме модарашро ҷигар з-ӯ бихаст,
Ки фарзанд ҷое шавад дурдаст.

Дижам буд[5] аз он духтари порсо,
Гусӣ кардан аз хонаи подшо.

Ман ӯро гузин кардам аз духтарон,
Нигаҳ доштам чашм аз[6] дигарон.

Маро гуфт хоқон, ки дигар гузин,
Ки ҳар панҷ хубанду боофарин.

Маро посух ин[7] буд, к- «Ин боядам,
Чу дигар гузинам, газанд оядам».

1. И – меҳон.
2. И – б. 368 нест.
3. И – модари ту, ки
4. ИЛ – б. 372 нест.
5. Л –шуд
6. И – аз он
7. И – он

Фиристод, пас мӯбадонро[1] бихонд,
Бари тахти шоҳӣ ба зону нишонд.

Ба пурсиш гирифт ахтари духтараш,
Ки то чун бувад гардиши[2] ахтараш.

Ситорашумар гуфт: «Ҷуз некувӣ
Набиниву ҷуз ростӣ нашнавӣ.

Аз ин духту аз[3] шоҳи эрониён
Яке пур зояд[4] чу шери жаён.

Ба боло баланду ба бозу ситабр,
Ба мардӣ чу шеру ба бахшиш чу абр.

Сияҳчашму пурхашму нобурдбор,
Падар бугзарад, ӯ бувад шаҳрёр.

Фаровон зи ганҷи падар бар хӯрад,
Басе[5] рӯзгорон ба бад наспарад.

В-аз он пас яке шоҳ хезад[6] сутург,
Зи туркон сипоҳе биёрад[7] бузург.

Бисозад, ки Эрону шаҳри Яман
Саросар бигирад бад-он[8] анҷуман.

Аз ӯ шоҳи Эрон шавад дардманд,
Битарсад зи пирӯзбахти баланд.[9]

Яке кеҳтаре бошадаш зӯрдаст,[10]
Саворе сарафрози[11] меҳтарпараст,

1. И – Ҳамон гоҳ кундоваронро; Л – Фиристоду кундоваронро
2. Л–духтару
3. Л –духт в-аз
4. Л–кӯдак ояд
5. И – Пас аз
6. И – меҳтар ояд
7. И – Диловар сипоҳе
8. И – Бигирад, барорад сар аз
9. И – б. 389 нест.
10. Л–дурдаст,
11. Л–сарафрозу

Ба боло дарозу[1] ба андом хушк,
Ба гирди сараш ҷаъдмӯе чу мушк.

Қавӣ устухонҳову бинӣ бузург,
Сияҳчардаву[2] тундгӯву[3] сутург.

Ҷаҳонҷӯй Чӯбина дорад лақаб,
Ҳам аз паҳлавонон-ш бошад насаб.

Зи ҷое биёяд ба даргоҳи шоҳ,
Чунин марди чокар[4] ба андак сипоҳ.

Мар он туркро ногаҳон бишканад,
Ҳама лашкарашро ба ҳам барзанад.

Чу бишнид гуфти ситорашумар,
Надидам зи хоқон касе шодтар.

Ба Нӯшинравон дод пас духтараш,
Ки аз духтарон ӯ будӣ афсараш.

Пазируфтам ӯро ман аз баҳри шоҳ,
Чу ин карда шуд, бозгаштам ба роҳ.

Баровард чандон гуҳарҳо зи ганҷ,
Ки мо ёфтем аз кашидан-ш ранҷ.

Сипаҳ то лаби рӯди Ҷайҳун биронд,
Ҷаҳонбини худро ба киштӣ нишонд.

Зи Ҷайҳун дили пур зи хун бозгашт,
Зи фарзанд бо дард ҳамбоз гашт.[5]

Кунун он чи дидам, бигуфтам ҳама,
Ба пеши ту, эй шаҳрёри рама.

Аз ин кишвар ин мардро бозҷӯй,
Ба пӯянда шояд, ки гуӣ, бипӯй,

1. И – баланду
2. ИМ – Сияҳчеҳраву
3. Л – Сияҳчарда гурду далеру
4. И–Чу ин марди чобук
5. ИЛ – б. 399–401 нест.

Ки пирӯзии шоҳ бар дасти ӯст,
Ба душман мамон ин сухан ё ба дӯст».

Бигуфт ину ҷонаш баромад зи тан,
Бар ӯ зор гирён буданд[1] анҷуман.

Шаҳаншоҳ з-ӯ дар шигифтӣ бимонд,
Ба мижгон ҳаме хуни дил барфишонд.

Ба эрониён гуфт: «Меҳронситод,
Ҳаме дошт ин достонҳо[2] ба ёд.

Чу бо мо якояк бигуфт ин,[3] бимурд,
Писандида ҷонаш ба Яздон супурд.

Сипосам ба[4] Яздон, к-аз ин марди пир
Баромад чунин гуфтанӣ[5] ногузир.[6]

Нишон ҷуст бояд зи[7] ҳар кишваре,
Агар меҳтаре бошад, ар кеҳтаре.[8]

Бучӯед то ин[9] ба ҷой оваред,
Ҳама ранҷҳо[10] зери[11] пой оваред».

Яке меҳтаре номбардор буд,
Ки бар охури асп солор буд.

Куҷо Зодфаррух будӣ номи ӯй,
Ҳама шодии шоҳ буд коми ӯй.

Биёмад бари шоҳу гуфт ин нишон,
Ки дод ин ситуда ба гарданкашон,

1. И – зору гирён шуданд
2. И – он гуфтаҳоро
3. И – ӯ,
4. И –зи
5. И – Биёмад чунин гуфтае.
6. ТПЗ – Агар соате дигар овардаме,
Бимурдиву бисёр ғам хӯрдаме.
7. И –ба
8. И–Зи ҳар номдору зп ҳар меҳтаре. Л.– б. 408–410 нест.
9. И –Бичӯеду инро
10. Мар ин гуфтаҳо
11. Л – 3-ӯ ба

Зи Баҳроми Баҳром пури Гушасп,
Саворе сарафрози[1] печанда асп,

Аз андешаи ман нахоҳад гузашт
В-агар бугзарад, бозмонад ба дашт,

Ки додӣ бад-ӯ Бардау Ардабил,
Яке марзбон гашт бо кӯсу пил.

Ҳаюне таковар барафканд шоҳ
Ба Баҳром, то сар нахорад[2] ба роҳ.

Сӯи боргоҳ ояд аз Ардабил,
Ба танҳо тани хеш бекӯсу хел.

Фиристода Баҳромро мужда дод,[3]
Суханҳои Меҳрон бар он кард ёд.[4]

## ОМАДАНИ БАҲРОМИ ЧӮБИНА БА НАЗДИКИ ҲУРМУЗДШОҲ

Ҷаҳонҷӯй пӯён зи Бардаъ биронд,
Зи гурдони лашкар касеро нахонд.

Чу Баҳром танг андаромад зи роҳ,
Бифармуд, то бор доданд шоҳ.

Ҷаҳондида рӯи шаҳаншоҳ дид,
Бар он номдор офарин густарид.

Нигаҳ кард шоҳ андар ӯ як замон,
Набурдаш бад-ӯ[5] ҷуз ба некӣ гумон.

Нишонҳои Меҳронситод андар ӯй
Бидиду бихандиду шуд тозарӯй.

В-аз он пас бипурсиду бинвохташ,
Яке номвар ҷойгаҳ сохташ.

1. И – сарафрозу
2. И – напечад
3. И – бурд.
4. И – Ҳурмуз бар ӯ баршумурд.
5. Л – Набудаш бар ӯ

Шаби тира чун чодари мушкбӯй
Бияфканду бинмуд хуршед рӯй,

Ба даргоҳ шуд марзбон назди шоҳ,
Гаронмоягон баркушоданд роҳ.

Ҷаҳондор Баҳромро пеш хонд,
Ба тахт аз бари номдорон нишонд.[1]

Бипурсид аз он пас, ки «Бо Совашоҳ
Кунам оштӣ ё фиристам сипоҳ?»

Чунин дод посух бад-ӯ ҷангҷӯй,
Ки «Бо Совашоҳ оштӣ нест рӯй.

Агар ҷангро хоҳад оростан,
Ҳазимат бувад оштӣ хостан.

Ва дигар, ки бадхоҳ гардад далер,
Чу бинад, ки коми ту ояд ба зер.

Гаҳи разм чун базм пеш оварӣ,
Ба фармонбарӣ монад он доварӣ»[2].

Бад-ӯ гуфт Ҳурмуз, ки «Пас чист рой,
Диранг оварам,[3] ар наҷунбам зи ҷой?»

Чунин дод посух, ки «Гар бадсигол
Бупечад сар аз дод, беҳтар ба фол.

Чӣ гуфт он гаронмояи[4] некрой,[5]
Ки бедодро нест бо дод ҷой[6].

Ту бо душмани бадкуниш разм ҷӯй,
На бо оташ об андарояд ба ҷӯй.

В-агар худ дигаргуна бошад сухан,
Шаҳи нав гузинад сипеҳри куҳан.

1. ТПЗ– Суханҳои Эрон бар ӯ кард ёд
Ҳамон низ гуфтори Меҳронситод.
2. И – б: 427–434 нест.
3. И – Диранг оварад,
4. Л – фиристодаи
5. И – покрой,
6. ИЛ – пой.

Чу нерӯ ба бозуи хеш оварем,
Ҳунар ҳарчи дорем, пеш оварем.

На аз покяздон накӯҳиш[1] бувад,
На шарм аз ялон чун пажӯҳиш[2] бувад.

Чу нокушта з-эрониён даҳ ҳазор[3],
Битобем[4] хира сар аз корзор,

Чӣ гӯяд туро душмани айбҷӯй,
Ки беҷанг печӣ зи бадхох рӯй?!

Чу бар душманон тирборон кунем,
Камонро чу абри баҳорон кунем,

Ҳамон теғу кӯпол чун сад ҳазор
Кашида шавад дар сафи корзор.

Чу пирӯзии мо[5] наёяд падид,
Дил аз некбахтӣ бибояд кашид[6].

Аз он пас ба фармони душман шавем,
Ки беҷону бетӯшу бетан шавем.

Бикӯшем[7], то гардиши осмон
Чӣ пеш оварадмон зи суду зиён».

Чу гуфтори Баҳром бишнид шоҳ,
Бихандиду рахшанда шуд пешгоҳ.

Зи пеши ҷаҳондор берун шуданд,
Ҷаҳондидагон дил пур аз хун шуданд.

Ба Баҳром гуфтанд, к- «Андар сухун
Чу пурсад туро, бас далерӣ макун.

1. И – пажӯҳиш
2. И – аз шермардон накӯҳиш
3. И – Ба нерӯи Яздони парвардгор.
4. И – Натобем
5. И – пирӯзие з-он
6. И – бурид.
7. И – Бубинем,

Сипоҳ аст чандон або Совашоҳ,
Ки бар мӯру бар пашша бастаст[1] роҳ.

Чунон чун ту гуфтӣ ҳаме пеши шоҳ,
Ки ёрад будан паҳлавони сипоҳ?»

Чунин гуфт Баҳром бо меҳтарон,
Ки «Эй номдорону кундоварон,

Чу фармон диҳад номбардор шоҳ,
Манам сохта паҳлавони сипоҳ»[2].

Бирафтанд бедор корогаҳон
Ҳамон гаҳ бари шаҳрёри ҷаҳон,

Суханҳои Баҳром чандон[3], ки буд,
Ба ҳар як сароянда даҳ барфузуд.

## ПАҲЛАВОНӢ ДОДАНИ ҲУРМУЗД БАҲРОМИ ЧӮБИНАРО

Шаҳаншоҳи Эрон аз он шод гашт[4],
Зи тимори[5] он лашкар озод гашт[6].

Варо кард солор бар лашкараш,
Ба абр- андар овард ҷангӣ сараш.

Ҳар он кас, ки чуст аз ялон номро,
Сипаҳбад ҳаме хонд Баҳромро.

Сипаҳбад биёмад бари шаҳрёр
Камарбаста бо олати корзор,

Ки дастур бошад маро шаҳрёр,
Ки хонам аразро зи баҳри шумор,

---

1. И – банданд
2. И – Манам сохта кинаву ҷангро,
   Кашида ба кин танги шабрангро.
3. ИЛ – з-он сон
4. И – шуд,
5. И – андӯҳи
6. И–шуд.

Бубинам зи лашкар, ки ҷангӣ кианд,
Гаҳи ном ҷустан дирангӣ кианд?»

Бад-ӯ гуфт: «Солори лашкар туӣ,
Ба ту бозгардад баду некуӣ»[1].

Сипаҳбад бишуд то аразгоҳи шоҳ,
Бифармуд, то пеши ӯ шуд сипоҳ.

Гузин кард аз эрониён лашкаре,
Ҳар он кас, ки будаш саворон саре.

Набиштанд номи даҳу ду ҳазор
Зиреҳдору баргустувонвар савор.

Чиҳилсолагонро набиштанд ном,
В-агар з-ин каму беш буд, шуд ҳаром.

Сипаҳдор Баҳроми Баҳром буд,
Ки дар ҷанг ҷустан варо ном буд,

Якеро, ки номаш Ялонсина буд,
Куҷо синаи ӯ пур аз[2] кина буд,

Сари номдорони ҷангиш кард,
Ки[3] пеши саф ояд[4] ба рӯзи набард.

Бигардонад аспу бигӯяд нажод,
Кунад бар дили ҷангиён ҷанг ёд[5].

Дигар он ки номаш буд Эзадгушасп,
К-аз оташ набаргоштӣ дар таг асп,

Бифармуд, то гӯш дорад буна,
Кунад майсара рост бо маймана.

Ба пушти сипаҳ буд Нардогушасп,
Куҷо думми шерон гирифтӣ зи асп.

1. И –ки меҳтар туӣ.
2. И – Ки дар синаи ӯ ҳама
3. И –Ба
4. И –андар
5. И-б. 472 нест.

Ба лашкар чунин гуфт пас паҳлавон,
Ки «Эй номдорони равшанравон,

Чу хоҳед, к-Эзад бувад ёратон,
Кунад равшан ин тира бозоратон,

Камозор бошеду ҳам камзиён,
Бадиро мабандед ҳаргиз миён.

Шаби тира чун нолаи карнай
Барояд, бичунбед яксар зи ҷой.

Бар он гуна ронед яксар сутур,
Ки бархезад андар шаби тира шӯр.

Зи нерӯву осудагӣ аспу мард
Наяндешад аз рӯзгори набард[1].

Чу огоҳӣ омад сӯи шаҳрёр,
Ки донанда Баҳром чун сохт[2] кор,

Зи гуфтору кирдори ӯ гашт шод,
Дари ганҷ бикшоду рӯзӣ бидод.

Ҳамон[3] ганҷҳои силеҳи набард,
Бидодаш ба Баҳрому дар[4] боз кард.

Аз аспони ҷанг он чи будаш[5] яла,
Ба шаҳр андаровард чанде[6] гала.

Бифармуд, то паҳлавони сипоҳ
Бихоҳад, ҳар он ч-аш бибояд зи шоҳ.

Чунин гуфт Баҳромро шаҳрёр,
Ки «Аз ҳар даре дидаӣ корзор.

Шунидӣ, ки бо номвар Совашоҳ
Чӣ моя силеҳ асту чандин сипоҳ.

---

1. Л –б. 480, 481 нест.
2. Л –барсохт
3. Л – Ҳама
4. Л –Биёварду дар пеши ӯ
5. Л – Зи аспон-ш чандон ки будӣ
6. Л – яксар

Ҳам аз ҷанги туркони ӯ рӯзи кин
Ба овардгаҳ-бар биларзад замин.

Гузидӣ зи лашкар даҳу ду ҳазор
Зиреҳдору баргустувонвар савор.

Бад-ин моя мардум ба рӯзи набард,
Надонам, ки чун бошад ин коркард?!

Ба ҷои ҷавонони шамшерзан
Чиҳилсолагон хостӣ з-анҷуман».

Сипаҳбад чунин дод посух бад-ӯй,
Ки «Эй шоҳи некахтару чарбгӯй,

Шунидастӣ он достони меҳон,
К-аз ин[1] пеш буданд шоҳи ҷаҳон.

Аз ин[2] достон низ дорам гуво,
Агар бишнавад шоҳи фармонраво,

Ки чун бахти пирӯз ёвар бувад,
Раво буд, агар ёр камтар бувад.

Ки Ковуси Кайро ба Ҳомоварон
Бубастанд бо лашкари бекарон,

Гузин кард Рустам даҳу ду ҳазор
Зи шоистамардони гурду савор.

Биёвард Ковуси Кайро зи банд,
Бад-он номдорон наёмад газанд.

Ҳамон низ Гударзи Кашводагон,
Сари номдорону озодагон[3]

Ба кини Сиёвуш даҳу ду ҳазор
Биёвард баргустувонвар савор.

Ҳамон низ пурмоя Исфандёр
Биёвард ҷангӣ даҳу ду ҳазор

1. ИЛ – Ки дар
2. ИЛ – Бад-ин
3. И – б. 500 нест.

Ба Арҷаспу аз[1] чора кард, он чи кард,
В-аз он лашкару диж баровард гард.

Аз ин моя гар лашкар афзун бувад,
Зи мардиву аз рой берун бувад.

Сипаҳбад, ки лашкар фузун аз шумор
Ба ҷанг оварад, печад аз корзор.

Дигар он ки гуфтӣ, ки чилсола мард
Зи барно фузунтар наҷӯяд набард,

Чиҳилсола боозмоиш бувад,
Ба мардонагӣ дар физоиш бувад.

Ба ёд оядаш меҳри нону намак,
Бар ӯ гашта бошад фаровон фалак.

Зи гуфтори бадгӯй в-аз ному нанг
Ҳаросон бувад, сар напечад зи ҷанг.

Зи баҳри зану зодаву дударо
Напечад равон марди фарсударо.

Ҷавон чиз бинад, пазирад фиреб,
Ба гоҳи дирангаш набошад[2] шикеб.

Надорад зану зодаву кишту варз,
Ба чизе надонад зи ноарз арз.

Чу беозмоиш наёбад хирад,
Сари мояи корҳо нангарад.

Гар эдун, ки пирӯз гардад ба ҷанг,
Шавад шоду хандону созад диранг.

В-агар ҳеҷ пирӯз шуд бар танаш,
Набинад ҷуз аз[3] пушти ӯ душманаш».

Чу бишнид гуфтори ӯ шаҳрёр,
Чунон тоза шуд чун гул андар баҳор.

---
1. ИЛ – Арҷосп-дар
2. И – наёяд
3. И – ба ҷуз

Бад-ӯ гуфт: «Рав, ҷавшани корзор
Бипӯшу зи айвон ба майдон гузор».

Сипаҳбад биёмад зи наздики шоҳ,
Камар хосту хафтону румикулоҳ.

Барафканд баргустувон бар саманд,
Ба фитрок барбаст печон каманд.

Ҷаҳондор бо гӯю чавгону тир
Ба майдон хиромид худ бо вазир.

Сипаҳбад биёмад ба майдони шоҳ
Або ҷавшану гурзу румикулоҳ.[1]

Чу дидаш ҷаҳондор, кард офарин,
Сипаҳбад бибӯсид рӯи замин,

Биёвард пас шаҳрёрӣ дирафш,
Куҷо пайкариаждаҳо[2] буд бунафш,

Ки дар пеши Рустам будӣ пеши[3] ҷанг,
Сабук шоҳи Эрон гирифта[4] ба чанг.

Чу бибсуд, хандон ба Баҳром дод,
Фаровон бар ӯ офарин кард ёд.

Ба Баҳром гуфт: «Он ки шоҳони[5] ман
Ҳаме хондандаш сари анҷуман,

Ки буд номи ӯ Рустами паҳлавон,
Ҷаҳонгиру пирӯзу равшанравон.

Дирафши вай аст он чи дорӣ ба даст,
Ки пирӯз бодиву хусравпараст.

Гумонам, ки ту Рустами[6] дигарӣ
Ба мардиву гурдиву фармонбарӣ».

---

1. ТПЗ – Намудаш ҳунарҳои некӯгумон
Ба гурзу ба чавгону тиру камон.
2. ИЛМ – пайкараш аждаҳо
3. ИЛ – рӯзи
4. ИЛ – гирифт он
5. И – ҷаддони; Л – аҷдоди
6. Л – Рустаме

Бар ӯ офарин кард пас паҳлавон,
Ки пирӯз бодиву[1] равшанравон.

Зи майдон биёмад ба ҷои нишаст
Сипаҳбад дирафши Таҳамтан ба даст.

Пароканда гаштанд гурдони шоҳ,
Ҳамон шодмон паҳлавони сипоҳ.

## РАФТАНИ БАҲРОМИ ЧӮБИНА БА ҶАНГИ СОВАШОҲ

Сапеда чу барзад сар аз кӯҳсар,
Падид омад аз дур рахшон сипар.

Сипаҳбад биёмад ба айвони шоҳ,
Биғалтид бар хок пеши сипоҳ.[2]

Чунин[3] гуфт: «Ман бебаҳона шудам,
Ба фарри ту тоҷи замона шудам.

Яке орзу хоҳам аз шаҳрёр,
Ки бо ман фиристад яке устувор,

Ки то ҳар касе, к-ӯ набард оварад,
Сари душмане зери гард оварад,

Нависад ба нома- дарун номи ӯй,
Раванда шавад дар ҷаҳон коми ӯй»

Чунин гуфт Ҳурмуз, ки «Меҳрони пир
Бузург асту гӯяндаву ёдгир».

Бифармуд то бо сипаҳбад бирафт,
Аз айвон сӯи ҷанг ёзид[4] тафт.

Бишуд лашкар аз кишвари Тайсафун,
Сипаҳбад чу Баҳром пеш- андарун.

1. Л – пирӯзгар бошу
2. И – б. 533, 534 нест.
3. Л – Бад-ӯ
4. И – тозид

Сипоҳӣ[1] хирадманду гурду далер,
Сипаҳбад сарафроз[2] чун наррашер.

Чу ӯ рафт, шоҳи ҷаҳон бозгашт,
Або мӯбади хеш ҳамроз гашт[3].

Ба мӯбад чунин гуфт Ҳурмуз, ки «Мард
Шавад шоду хандон[4] ба рӯзи набард.

Аз ин пас чӣ гӯӣ, чӣ шояд будан,
Ҳамон[5] достонҳо бибояд задан».

Бад-ӯ гуфт мӯбад, ки «Ҷовид зӣ,
Ки худ ҷовидон зиндагиро сазӣ.

Бад-ин бурзболои ин паҳлавон,
Бад-ин тезгуфтор равшанравон

Набошад магар шоду пирӯзгар,
Ҷаҳоне, ки шуд бебар, орад ба бар.

Битарсам, ки ӯ ҳам ба фарҷоми кор
Бипечад сар аз шоҳи[6] парвардгор.

Ҳаме дар сухан бас далерӣ намуд,
Ба гуфтор бо шоҳ шерӣ намуд.

Бад-ӯ гуфт Ҳурмуз, ки «Дар пойзаҳр
Маёлой заҳри[7] бадандеш даҳр.

Чун ӯ гашт пирӯз бар Совашоҳ,
Сазад, гар супорам бад-ӯ тоҷу гоҳ.

Чунин боду ҳаргиз мабодо ҷуз ин,
Ки ӯ шаҳрёре шавад б-офарин[8]».

1. ИЛ–Сипоҳе
2. ИЛ – Сипаҳдори бедор
3. ИЛ –б. 543 нест,
4. И – Дилаш ҳаст шодон
5. Л- Ҳама
6. Л – шоҳу
7. ИЛ – заҳр, эй
8. Л – бар замин.

Чу мӯбад зи шоҳ ин суханҳо шунид,
Бипажмурду лабро ба дандон газид.

Ҳаме дошт андар дил ин шаҳрёр,
Чунин то баромад бад-ин рӯзгор.

Зи даргаҳ яке[1] роздоре бичуст,
Ки то ин сухан боздонад[2] дуруст.

Бад-ӯ гуфт: «Тез аз паси паҳлавон
Бирав, то чӣ бинӣ, ба ман барбихон».

Биёмад суханҷӯй пӯён зи пас,
Набуд огаҳ аз ройи ӯ ҳеҷ кас,

Ки ҳам роҳбар буду ҳам фолгӯй,
Саранҷоми ҳар кор гуфтӣ бад-ӯй.

Чу Баҳром берун шуд аз Тайсафун,
Ҳаме ронд бо найза пеш- андарун[3].

Яке покҷаббини пӯшида дошт,
Басе сар бар ӯ-бар ҳаме даргузошт.

Сипаҳбад барангехт асп, эй шигифт,
Ба нӯки синон з-он саре баргирифт.

Ҳаме ронд, то найзаро кард рост,
Бияндохт он сар аз он сӯ, ки хост.

Яке ахтаре кард аз он сар ба роҳ,
К-аз ин сон бибуррам сари Совашоҳ,

Ба пеши сипоҳаш ба роҳ афканам,
Ҳама лашкарашро ба ҳам барзанам.

Фиристодаи шоҳ чун он бидид,
Бияфканд[4] фоле, чунон чун сазид.

1. И – даргоҳ шаҳ; Л – даргоҳ як
2. ИЛ – бозҷӯяд
3. И – Або лашкару мардуми раҳнамун.
4. Л – Пай афканд

Чунин гуфт, к- «Ин марди пирӯзбахт
Аз ин ранҷ ёбад саранҷом тахт.

Аз[1] он пас чу коми дил орад ба мушт,
Бупечад сар аз шоҳу гардад дурушт».

Биёмад бари шоҳу ин ҳам бигуфт,
Ҷаҳондор бо дарду ғам гашт ҷуфт.

Варо он сухан бадтар омад зи марг,
Бипажмурду тира шуд он[2] сабзбарг.

Фиристодае хост аз дар ҷавон,
Фиристод тозон бари[3] паҳлавон.

Бад-ӯ гуфт: «Рав, бар сипаҳбад бигӯй,
Ки имшаб аз ин ҷо[4], ки ҳастӣ, мапӯй.

Ба шабгир баргарду пеши ман ой,
Тиҳӣ кард хоҳам зи бегона ҷой.

Бигӯям ба ту, ҳарчи бояд зи панд,
Сухан чанд ёд омадам судманд».

Фиристода омад сӯи паҳлавон,
Бигуфт, он чи бишнид марди ҷавон.

Чунин дод посух, ки «Лашкар зи роҳ
Нахонанд боз, эй хирадманд шоҳ,

Зи раҳ бозгаштан бад ояд ба фол,
Ба нерӯ шавад з-он сухан бадсигол.

Чу пирӯз гардам, биёям барат,
Дурафшон шавад[5] кишвару лашкарат».

Фиристода омад ба наздики шоҳ,
Бигуфт, он чи бишнид аз он некхоҳ.

1. Л – В-аз
2. Л – Фурӯ монду пажмурд чун
3. И –паси
4. И–зи ҷое
5. И –кунам

Зи гуфтори ӯ шоҳ хушнуд гашт,
Ҳама ранҷи пӯянда бесуд гашт.

Сипаҳбад ба шабгир лашкар биронд,
Бар эшон ҳаме номи Яздон бихонд.

Ҳаме рафт то кишвари хузиён,
Зи лашкар касеро наёмад зиён.

Зане бо ҷуволе миён пур зи коҳ
Ҳаме бурд пӯён миёни сипоҳ[1].

Саворе биёмад, харид он ҷувол,
Надодаш баҳову бупечид ёл.

Хурӯшон зан омад, ба Баҳром гуфт,
Ки «Коҳ аст лахте маро дар нуҳуфт.

Баҳои ҷуволе ҳаме доштам,
Ба пеши сипоҳи ту бугзоштам.

Кунун бистад аз ман саворе ба роҳ,
Ки дорад ба сар-бар зи оҳан кулоҳ».

Биҷустанд он мардро дар замон,
Кашиданд пеши сипаҳбад дамон.

Ситонандаро гуфт Баҳроми гурд,
Ки «Ин кор чандин шумурдӣ ту хурд»?

Равонаш[2] ба пеши саропарда бурд,
Сару пою дасташ шикастанд хурд.

Миёнаш ба ханҷар ба ду ним кард,
Дили марди бадсоз пурбим кард.

Хурӯше баромад зи пардасарой,
Ки «Эй номдорони покизарой,

Ҳар он кас, ки ӯ барги коҳе зи кас
Ситонад, набошад-ш фарёдрас,

1. И –б. 581–584 нест.
2. ИЛ – Давонаш

Миёнаш ба ханҷар кунам бар ду ним,
Бихарред, чизе ки бояд, ба сим.

Ҳаме ронд бо дод бар раҳ сипоҳ,
Ҳама роҳу бероҳ аз ӯ дар паноҳ.[1]

## ФИРИСТОДАНИ ҲУРМУЗДШОҲ ХАРРОДИ БАРЗИНРО НАЗДИКИ СОВАШОҲ БА ПАЙҒОМИ ФИРЕБАНДА

Аз он лашкари Соваву пилу ганҷ
Ҳаме буд з-андеша Ҳурмуз ба ранҷ.

Ба дил бар-ш андеша бисёр гашт,
Зи Баҳром пурдарду[2] тимор гашт.

Равонаш пур аз ғам, дилаш бар ду ним,
Ҳаме доштӣ з-он ба дил тарсу бим.

Шаби тира барзад сар аз бурҷ моҳ,
Ба Харроди Барзин чунин гуфт шоҳ,

Ки «Барсоз, то сӯи душман шавӣ,
Бикӯшиву аз тохтан нағнавӣ.

Сипоҳаш нигаҳ кун, ки чанду чианд,
Сипаҳбад кадом асту гурдон кианд?»

Бифармуд, то номаи пандманд
Набиштанд наздики он пургазанд.

Яке нома бо ҳадяи шоҳвор[3],
Чу онро нашояд гирифтан шумор.

Фиристодаро гуфт: «Сӯи Ҳарӣ
Ҳаме рав, чу пайдо шавад лашкаре.

Чунон дон, ки Баҳроми ҷанговар аст,
Мапиндор, к-он лашкари дигар аст.

1. ИЛ–б. 596 нест.
2. ИЛ – Дилаш з-он сухан пур зи
3. Л – шаҳриёр,

Аз он роҳ наздики Баҳром пӯй,
Сухан ҳарчи бишнидӣ аз ман, бигӯй.

Бигӯяш, ки ман бо навиду хиром,
Бигустурда[1] хоҳам яке тоза дом[2],

Набояд, ки пайдо шавад рози ту,
Агар бишнавад ному овози ту.

Мар ӯро ба домат фароз оварам,
Суханҳои чарбу дароз оварам».

Баророст Харроди Барзин ба роҳ,
Биёмад бар он сон, ки фармуд шоҳ.

Чу Баҳромро дид, бо ӯ бигуфт,
Суханҳо кучо дошт андар нуҳуфт.

В-аз он ҷойгаҳ шуд сӯи Совашоҳ,
Ба ҷое ки буд пилу ганҷу сипоҳ.

Варо диду бистуду кардаш[3] намоз,
Шунида ҳаме гуфт бо ӯ ба роз.

Бияфзуд пайғомаш аз ҳар даре,
Бад-он то шавад лашкар андар Ҳарӣ.

Чу омад ба дашти Ҳарӣ номдор,
Саропарда зад бар лаби рӯдбор.

Талоя биёмад зи туркон ба роҳ,
Бидиданд Баҳромро бо сипоҳ.

Пас он гаҳ чу дид он диловар сипоҳ,
Биёмад дамон то дари Совашоҳ.

Бигуфт, он ки бо номвар меҳтаре
Яке лашкар омад ба дашти Ҳарӣ[4].

1. Л – Бигустурд
2. ТП – Фаровон зи мо офаринаш расон,
Ки пирӯз бодиву равшанравон.
3. Л –Чу дидаш, ситуду бибурдаш
4. Л – б. 616–619 нест.

Суханҳо чу бишнид аз ӯ Совашоҳ,
Пурандеша шуд марди ҷӯяндароҳ.

Зи хайма фиристодаро бозхонд,
Ба тундӣ суханҳо фаровон биронд.

Бад-ӯ гуфт, к-«Эй римани пурфиреб,
Магар з-ин[1] фарозӣ бубинӣ[2] нишеб.

Бирафтӣ зи даргоҳи Ҳурмуздшоҳ[3],
Бад-он то магар дом[4] созӣ ба роҳ.

Ба чанг[5] оварӣ порсӣ лашкаре,
Занӣ хайма бар марғзори Ҳарӣ?»

Чунин гуфт Харроди Барзин ба шоҳ,
Ки «Пеши сипоҳи ту андак сипоҳ

Гар ояд, ба зиштӣ гумоне мабар,
Ки ин марзбоне бувад баргузар.

В-агар зинҳорӣ яке номҷӯй
Зи кишвар[6] сӯи шоҳ бинҳод рӯй.

Вар эдун, ки бозоргоне сипоҳ
Биёвард, то бошад эмин ба роҳ.

Кӣ бошад, ки орад ба рӯи ту рӯй,
Агар кӯҳу дарё шавад кинаҷӯй!»[7]

Зи гуфтори ӯ шод шуд Совашоҳ,
Бад-ӯ гуфт: «Моно, ки ин аст роҳ»[8].

Чу Харроди Барзин сӯи хайма рафт,
Баромад шаби тира аз кӯҳ тафт.

1. Л –к-аз
2. Л – надидӣ
3. Л – он хоршоҳ,
4. Л – маро ром
5. Л – чанг
6. Л – лашкар
7. ТПИЛ – Фиристам яке мард наздики ӯй,
Бубинад, ки то кист он марзҷӯй.
8. ТПЗ – Фиристем як мард, то даррасад,
Ки ӯ некхох аст, агар марди бад.

Басечиду барсохт роҳи гурез,
Бад-он то наёяд бад-ӯ растахез.

Бад-он гаҳ ки шаб тиратар гашт, шоҳ
Ба Фағфур фармуд, то бо сипоҳ

Зи пеши падар то бари паҳлавон
Биёяд хирадманд марди ҷавон.

Чу омад ба наздики эронсипоҳ,
Саворе барафканд фарзанди шоҳ,

Ки пурсад, ки ин ҷангҷӯён кианд,
В-аз он тохтан- сохтан бар чианд?

Зи туркон биёмад саворе чу гард,
Хурӯшид, к- «Эй номдорони мард.

Сипаҳбад кадом асту солор кист,
Ба разм- андарун номбардор кист?

Ки Фағфур чашму дили Совашоҳ,
Варо дид хоҳад ҳаме бесипоҳ.

Зи лашкар биёмад яке размҷӯй,
Ба Баҳром гуфт, он чи бишнид аз ӯй.

Сипаҳбад биёмад зи пардасарой,
Дирафши дурафшон ба сар-бар ба пой.

Чу Фағфури чинӣ бидидаш, битохт,
Саманди чаҳанда[1] ба хай дарнишохт.

Бипурсиду гуфт: «Аз куҷо рондаӣ,
Кунун истода чаро мондаӣ?

Шунидам, ки аз Порс бугрехтӣ,
Ки озурда гаштиву хун рехтӣ?»

Чунин гуфт Баҳром, к- «Ин худ мабод,
Ки бо шоҳи Эрон кунам кина ёд.

1. Л – чамонаш

Ман эдар ба разм омадам бо сипоҳ,
Зи Бағдод рафтам ба фармони шоҳ.

Чу аз лашкари Совашоҳ огаҳӣ
Биёмад бад-он боргоҳи меҳӣ,

Маро гуфт: «Рав роҳи эшон бигир
Ба гурзу синону ба шамшеру тир».

Чу бишнид Фағфур, баргашт зуд,
Ба пеши падар шуд, бигуфт, он чи буд.

Шунид ин сухан, шоҳ шуд бадгумон,
Фиристодаро ҷуст ҳам дар замон.

Касе гуфт: «Харроди Барзин гурехт,
Ҳаме з-омадан хун зи мижгон бирехт».

Чунин гуфт пас бо писар Совашоҳ,
Ки «Ин бадгумонмард чун ёфт[1] роҳ?

Шаби тираву лашкаре бешумор,
Талоя чаро шуд чунин хоркор?»

## ПАЙҒОМ ФИРИСТОДАНИ СОВАШОҲ НАЗДИ БАҲРОМИ ЧӮБИНА

Аз[2] он пас фиристод марди куҳан
Ба наздики Баҳроми чирасухан[3],

Бад-ӯ гуфт: «Рав порсиро бигӯй,
Ки эдар ба хира марез обрӯй.

Ҳамоно, ки ин моя донӣ дуруст,
Ки он подшоҳи ту марги ту ҷуст.

Ба ҷанге[4] фиристод назди касе,
Ки ҳамто надорад ба гетӣ басе.

1. Л –рафт
2. Л –В-аз
3. ИЛ – хирасухан.
4. ИЛ –ҷангат

Туро гуфт, рав, роҳ бар вай бигир,
Шунидӣ ту гуфтори нодилпазир.

Агар кӯҳ пеши ман ояд ба роҳ,
Ба пой андарорам ба пилу сипоҳ».

Чу бишнид Баҳром гуфтори ӯй,
Бихандид аз он тирабозори[1] ӯй.

Чунин дод посух, ки «шоҳи ҷаҳон
Агар марги ман ҷӯяд андар ниҳон,

Чу хушнуд бошад зи ман, шоядам,
Агар хок боло бипаймоядам».

Фиристода омад бари Совашоҳ,
Бигуфт он чи бишнид аз он размхоҳ.

Бад-ӯ гуфт: «Рав, бозгарду[2] бигӯй,
Ки чандин чаро боядат гуфтугӯй,

Ки чун омадастӣ бад-ин размгоҳ,
Зи мо орзу ҳар чи хоҳӣ, бихоҳ»[3].

Фиристода омад, ба Баҳром гуфт,
Ки «Розе, ки дорӣ, барор аз нуҳуфт.

Ки ин шаҳрёрест некахтаре,
Биҷӯяд ҳаме чун[4] ту фармонбаре».

Бад-ӯ гуфт Баҳром, к- «Ӯро бигӯй,[5]
Ки гар[6] дод ҷӯӣ[7], баҳона маҷӯй.

Гар эдун, ки аз шаҳрёри ҷаҳон
Ҳаме оштӣ ҷӯӣ андар ниҳон.

---

1. Л –тезбозори
2. ИЛ –порсиро
3. ТПМ – Ба хорит гардонам аз роҳ боз,
   Намонам, ки монӣ дар эдар дароз.
4. Л – аз
5. Л – онро
6. И – чун
7. л – хоҳӣ,

Туро андар ин марз меҳмон кунам,
Ба чизе ки гӯӣ ту, фармон кунам.

Бубахшам сипоҳи туро симу зар,
Киро дархур ояд кулоҳу камар,

Саворе фиристам ба наздики шоҳ,
Бад-он то ба пеш оядат нимароҳ.

Ба сони ҳамолон алаф созадат,
Агар дӯстӣ, шоҳ бинвозадат.

В-ар эдун, ки эдар ба ҷанг омадӣ,
Ба дарё ба ҷанги наҳанг омадӣ.

Чунон бозгаштӣ[1] зи дашти Ҳарӣ,
Ки бар ту бигирянд ҳар меҳтаре.

Ба баргаштанат пеш-дар чоҳ бод,
Пасат боду борон-т ҳамроҳ бод!

Наёвардат эдар, магар бахти бад,
Ҳаме хост, то бар сарат бад расад».

Фиристода баргашту омад чу бод,
Паёми ҷаҳонҷӯй як-як бидод.

Чу бишнид пайғоми ӯ Совашоҳ,
Барошуфт аз он шердил[2] размхоҳ[3].

Фиристодаро гуфт: «Рав, бозгард,
Паёме бибар назди он девмард.

Бигӯяш, ки дар ҷанги ту нест ном,
На аз куштанат низ ёбем ком.

Чу шоҳи ту бар дар маро кеҳтар аст,
Туро кеҳтарӣ з-ин ҳама меҳтар аст.

1. Л – бозгардӣ
2. И – нанг дар; Л – некдил
3. Л – Пас аз б.679 ин б. омада:
Аз он сард гуфтан дилаш танг шуд,
Рухонаш зи андеша беранг шуд.

Гар эдун, ки зинҳор хоҳӣ зи ман,
Сарат баргузорам аз ин анҷуман.

Фаровон биёбӣ зи ман хоста,
Шавад лашкарат яксар ороста.

Ба гуфтори бесуду девонагӣ
Наҷӯяд ҷаҳонҷӯй мардонагӣ.

Фиристода он марди гарданфароз,
Биёмад ба наздики Баҳром боз.

Бигуфт он газоянда пайғоми ӯй,
Ҳамоно, ки буд з-он сухан коми ӯй.

Чу бишнид, бо мард пайғом гуфт,
Ки «Посух зи меҳтар набояд нуҳуфт.

Бигӯяш, ки гар ман чунин кеҳтарам,
Ки нанг ояд аз кеҳтаре[1] бар сарам.

Шаҳаншоҳ бо лашкар аз нанги ту
Ба тундӣ наҷӯяд ҳаме ҷанги ту.

Ман аз хурдагӣ рондаам бо сипоҳ,
Ки вайрон кунам дудаи Совашоҳ.

Бибуррам сарашро, фиристам ба шоҳ,
Наярзад, ки бар найза созам ба роҳ.

Чу ман зинҳорӣ бувад нанги ту,
Бад-ин хурдагӣ кардан оҳанги ту.[2]

Набинӣ маро ҷуз ба рӯзи набард,
Дирафше паси пушти ман ложвард,

Ки дидори он аждаҳо марги туст,
Наёми синонам сару тарги туст.

1. Л – кеҳтарон
2. Л – С. 693 нест.

## САФ КАШИДАНИ СОВАШОҲ ВА БАҲРОМИ ЧӮБИНА БА ҶАНГИ ЯКДИГАР

Чу бишнид гуфторҳои дурушт,
Фиристодаи шоҳ бинмуд пушт.

Баёмад, бигуфт, он чи диду шунид,
Сари шоҳи туркон зи кин бардамид.

Бифармуд, то кӯс берун баранд,
Сарафроз пилон ба ҳомун баранд.

Сияҳ шуд ҳама кишвар аз гарди сум,
Баромад хурӯшидани говдум.

Чу бишнид Баҳром, к-омад сипоҳ,
Дару дашт зард асту сурху сиёҳ,

Сипаҳро бифармуд, то барнишаст,
Биёмад зиреҳдор гурзе ба даст,

Паси пушт буд шорсони Ҳарӣ,
Ба пеш- андарун теғзан лашкаре,

Биёрост бо майсара, маймана,
Сипоҳӣ ҳама якдилу яктана[1].

Ту гуфтӣ, ҷаҳон яксар аз ҷавшан аст,
Ситора зи нӯки синон равшан аст.

Нигаҳ кард аз он размгаҳ Совашоҳ
Ба ороишу созу он дастгоҳ,

Ҳарӣ аз паси пушти Баҳром дид,
Ҳама ҷои худ тангу ноком дид.

Чунин гуфт пас бо саворони хеш,
Ҷаҳондидаву ғамгусорони хеш,

Ки омад фиребандае назди ман,
Аз он порсӣ меҳтари анҷуман.

1. Л – б. 700–703 нест.

Ҳаме буд, то ин сипаҳ шорсон
Гирифтанду шуд ҷои мо[1] хорсон».

Бад-он ҷои тангӣ сафе баркашид,
Ҳаво нилгун шуд, замин нопадид.

Сипаҳ буд бар маймана чил ҳазор,
Саворони ҷӯпинзану найзадор.[2]

Абар майсара чил ҳазори дигар,
Чи найзагузору чи ханҷаргузар.[3]

Ҳамон чил ҳазор аз далерони мард
Паси пушти лашкар-ш бар[4] пой кард.

Зи лашкар басе низ бекор буд,
Бад-он тангӣ- андар гирифтор буд.

Чу девор пилон ба пеши сипоҳ
Фароз овариданду бастанд роҳ.

Пас- андар ғамӣ шуд дили Совашоҳ,
Ки танг оядаш ҷойгоҳи сипоҳ.

Ту гуфтӣ, бигӯяд[5] ҳаме бахти ӯй,
Ки бекор хоҳад будан[6] тахти ӯй.

## ФИРИСТОДАНИ СОВАШОҲ ПАИҒОМИ ДИГАР БА БАҲРОМИ ЧӮБИНА

Дигарбора гурде забоноваре,
Фиребанда марде зи дашти Ҳарӣ

Фиристода шуд назди[7] Баҳрому гуфт,
Ки «Бахти сипеҳри туро нест ҷуфт.

---

1. Л – ман
2. И – ҷӯпинвари кинадор.
3. Л – Ҳама новакандозу пархошхар.
   И – Ҳама найзадорони.
   ТПЗЛ – Ба қалб- андарун номвар чил ҳазор,
   Чи найзагузору чи ханҷаргузор;
4. Л–лашкар абар
5. Л – бигиряд
6. ИЛ – шудан
7. Л – фиристод наздики

Ҳаме нашнавӣ панду чандин сухун,
Хирад ёр кун, чашми дил боз кун.

Ду тан ёфтастӣ, ки андар ҷаҳон
Чу эшон набуд аз нажоди меҳон.

Чу хуршед бар осмон равшананд,[1]
Зи мардӣ ҳамасола дар ҷавшананд.[2]

Яке ман, ки шоҳи ҷаҳонам ба дод,
Дигар пури Пармуда фаррухнажод.

Сипоҳам фузунтар зи барги дарахт,
Агар бишмарӣ[3] мардуми некбахт.

Гар аз пиру лашкар бигирам шумор,
Бихандӣ зи борони[4] абри баҳор,

Силеҳ асту хиргоҳу пардасарой,
Фузун з-он ки андеша орӣ[5] ба ҷой.

Зи аспону мардон биёбону кӯҳ,
Агар бишмарӣ, низ гардӣ сутӯҳ,

Ҳама шаҳрёрон маро кеҳтаранд,
Агар кеҳтариро худ андарх(в)аранд.

Агар ёбадӣ оби дарё равон,[6]
В-агар кӯҳро пой будӣ[7] давон,

Набардорад аз ҷой ганҷи маро,
Силеҳи маро, сози ранҷи маро.

Ҷуз аз порсимеҳтарат дар ҷаҳон
Маро шоҳ хонанд фаррухмеҳон.

Туро худ замон ҳам ба дасти ман аст,
Ба пеши равони ман ин равшан аст.

1. Л – равшан аст,
2. Л – ҷавшан аст.
3. Л – бишмарад
4. ИЛ –борону
5. И – орад
6. Л – забон,
7. Л – бошад

Агар ман зи ҷой андарорам сипоҳ,
Бубанданд бар мӯру бар пашша роҳ.

Ҳамон пили баргустувонкаш[1] ҳазор,
Ки бугрезад аз бӯи эшон савор.

Ба Эрону Тӯрон, ки пеш оядам,
К-аз он омадан ранҷ бифзоядам.

Аз эдар маро то дари Тайсафун
Сипоҳ асту бошад, к-ам ояд фузун.

Киат, эй бадандеш, бифрефтаст,
Фиребандаи ту магар шефтаст.

Туро бар тани хештан меҳр нест,
В-агар ҳаст, меҳри туро чеҳр нест,

Ки нашносад ин[2] чашми ту неку бад,
Газоф аз хирадёфта кай сазад.

Бипарҳез аз ин ҷангу назди[3] ман ой,
Намонам, ки бошӣ замоне ба пой.

Туро кадхудоиву духтар диҳам,
Ҳамон арҷмандиву афсар диҳам.

Биёбӣ ба наздики мо меҳтарӣ,
Шавӣ бениёз аз бади кеҳтарӣ.

Чу кушта шавад шоҳи Эрон ба ҷанг,
Маро бошад[4] он[5] тоҷу тахташ ба чанг.

Супорам ба ту тоҷу тахти варо,
Ҳамон афсару ганҷу рахти варо.

В-аз он ҷойгаҳ ман шавам сӯи Рум,
Туро монад он лашкару ганҷу бум.

1. И – баргустувонвар
2. Л – нашносадӣ; И –он
3. ИЛ–пеши
4. Л – Туро ояд
5. И – Туро бошад ин

Аз он гуфтам ин,[1] к-ам писанд омадӣ,
Бад-ин корҳо фарҳаманд омадӣ.

Сипаҳ сохтан дониву кимиё,
Сипаҳбад будастат падарру ниё.

Зи мо ин на гуфтори ороиш аст,
Маро бар ту-бар ҷои бахшоиш аст.

Бад-ин рӯз бо хормоя сипоҳ
Баробар яке сохтӣ размгоҳ.

Наёбӣ ҷуз ин низ пайғоми ман,
Агар сар бупечонӣ аз коми ман».

## ПОСУХ ДОДАНИ БАҲРОМИ ҶӮБИНА СОВАШОҲРО

Фиристода гуфту сипаҳбад шунид,
Ба посух сухан тира омад падид.

Чунин дод посух, ки «й баднишон,
Миёни бузургону гарданкашон.

Ҷаҳондори бесуди бисёргӯй
Намонад-т[2] назди касе обрӯй,

Ба пешин[3] сухан в-он чи гуфтӣ зи пас,[4]
Ба гуфтор дидам[5] туро дастрас.

Касеро, ки ояд замонаш ба сар,
Зи мардӣ ба гуфтор ҷӯяд хунар.

Шунидам суханҳои носудманд,
Дилам гашт тарсон зи бими газанд.

Яке он, ки гуфтӣ, кушам шоҳро,
Супорам ба ту кишвару гоҳро.

1. И – гуфтаам
2. И – Намонад-ш
3. Л – бешӣ
4. Л – бас,
5. Л-бинам

Яке достон зад бар ин марди меҳ,
Ки дарвешро чун битозӣ зи деҳ,

Ба ҳар ҷой гӯяд, ки меҳтар[1] будам,
Ҳама банда буданду ман сар[2] будам.

Бад-ин кор хур[3] барнаёяд ду рӯз,
Ки бифрӯзад аз чарх гетифурӯз,

Ки бар найзае-бар сарат[4] з-ин нишон
Фиристем[5] наздики шоҳи ҷаҳон.

Дигар он, ки гуфтӣ, ту аз духтарат,
Ҳам аз ганҷу аз лашкару кишварат,

Маро аз ту он гоҳ будӣ сипос,
Туро хондаме[6] шоҳи гетишинос,[7]

Ки духтар маро додаӣ он замон,
Ки аз тахти Эрон набурдӣ гумон.

Фиристодӣ аз коҳи[8] ороста,
Ба наздики ман духтаре хоста.

Чу ман дӯст будӣ ба Эрон туро,
На разм омадӣ бо далерон туро.

Кунун найзаи ман ба гӯшат расид,
Саратро ба ханҷар бихоҳам бурид.

Чу рафтӣ, сару тоҷу ганҷат марост,
Ҳамон духтару бурда ранҷат марост.

Дигар он чи гуфтӣ бурун аз шумор,
Маро тоҷу тахт асту пили савор.

1. Л–Нагӯяд, ки ҷуз меҳтари деҳ
2. Л – меҳ; И – бартар
3. И –худ; Л – Бар ин рӯзи мо
4. Л – найза-бар сар-тро
5. Л – Фиристам ба
6. Л – гуфтаме
7. Л – мардумшинос; И – мардумшинос.
8. И – Фиристодиву гоҳи

Ҳамон достон зад яке номдор,
Ки печон шуд андар сафи корзор

Ки чандон кунад саг ба тезӣ шитоб,
Ки аз коми ӯ дуртар монад об.[1]

Бибурданд девон дилатро зи роҳ,
Чу[2] наздики шоҳ омадӣ размхоҳ.

Бупечӣ зи бодафраи эзадӣ,
Ҳам аз кардаи корҳои бадӣ.

Дигар он ки гуфтӣ, маро кеҳтаранд,
Бузургон, ки боточу боафсаранд,

Ҳама шорсонҳои гетӣ маррост,
Замона бар ин-бар, ки гуфтам, гувост,

Сӯи шорсонҳо кушодаст роҳ,
Чи кеҳтар бад-он роҳ пӯяд, чи шоҳ.

Агар ту бикӯбӣ дари шорсон,
Ба шоҳӣ наёбӣ магар хорсон.

Дигар он ки бахшуданӣ хондӣ,[3]
Зи мардӣ маро дур биншондӣ.[4]

Чу бинӣ синонам, набахшоиям,
Ҳамон зердастӣ нафармоиям.

Сипоҳи туро, боргоҳи[5] туро,
Ҳамон жандапилону гоҳи туро,

Чу саф баркашидам, надорам ба чиз,
Наяндешам аз лашкарат[6] як пашиз.

1. ИЛ – чоми
2. ИЛ – Ки
3. ИЛ – хондаӣ,
4. ИЛ – биншондаӣ.
5. ИЛ–кому роҳи
6. И – лашкаре

Агар шаҳрёрӣ ту, чандин дурӯғ
Бигӯй, нагирӣ ба гетӣ фурӯғ.[1]

Замон додаам шоҳро то се рӯз,
Чу пайдо шавад тоҷи гетифурӯз,

Баранд он саратро ба Эронсипоҳ,
Бубинанд бар найза бар пешгоҳ».[2]

Фиристода омад ба рух чун зарир,
Шуда борвар бахти барнош пир.

Ҳаме гуфт пайғом бо Совашоҳ,
Чу бишнид, шуд рӯи меҳтар сиёҳ.

Бад-ӯ гуфт Фағфур, к- «Ин лоба чист,
Бар он моя лашкар бибояд гирист».

Биёмад ба даҳлези пардасарой,
Бифармуд, то санҷу ҳиндидарой

Биёранд бо жандапилону кӯс,
Кунанд осмонро ба ранг обнӯс.

Чу ин номвар ҷангро кард соз,
Пурандеша шуд шоҳи гарданфароз.[3]

Ба фарзанд гуфт: «Эй, гузини сипоҳ,
Макун ҷанг то бомдоди пагоҳ».

Шуданд он ду рӯи сипаҳ боз ҷой,
Талоя биёмад зи пардасарой.

Барафрӯхтанд оташ аз ҳар ду рӯй,
Ҷаҳон гашт аз ин роз пургуфтугӯй.[4]

1. ТПЗ – Дигар гуфта будӣ писандидамат,
Ба испаҳбадӣ низ бугзидамат.
Писандидаам, то баланд омадам,
Ҷаҳондори худро писанд омадам.
2. Л – дар пеши шоҳ.
3. ТПМ– Битарсид аз ҷанги Баҳром сахт,
Бипажмурд шодоб барги дарахт.
4. Л – шуд аз овоз пургуфтугӯй; И – аз роз богуфтугӯй.

## ХОБ ДИДАНИ БАҲРОМИ ЧӮБИНА ВА ЛАШКАР ОРОСТАН

Чу Баҳром дар хайма танҳо бимонд,
Фиристоду эрониёнро бихонд.

Ҳаме рой зад ҷангро бо сипоҳ,
Бар ин гуна то гашт гетӣ сиёҳ.

Бихуфтанд туркону озодагон,
Ҷаҳон шуд ҷаҳонҷӯйро ройгон.

Чу Баҳроми ҷангӣ ба хайма бихуфт,
Ҳама шаб дилаш буд бо дард[1] ҷуфт.

Чунон дид дар хоб Баҳроми шер,
Ки туркон шуданди ба ҷангаш далер,

Сипоҳаш саросар шикаста шудӣ,
Бар ӯ роҳи даргоҳ баста шудӣ.

Ҳаме хостӣ аз ялон зинҳор,
Пиёда бимондӣ, набудиш ёр.

Ғамӣ шуд, чу аз хоб бедор шуд,
Сари пурҳунар пур зи тимор шуд.

Шаби тира бо дарду ғам гашт ҷуфт,
Бипӯшиду он хоб бо кас нагуфт.

Ҳамон гоҳ Харроди Барзин зи роҳ
Биёмад, ки бугрехт аз Совашоҳ.[2]

Ба Баҳром гуфт: «Аз чӣ сахт эманӣ?
Нигаҳ кун бад-ин доми оҳарманӣ.

Мадеҳ ҷони эрониёнро ба бод,
Нигаҳ кун бад-ин номдорон ба дод.

---

1. Л – ҷанг
2. ТПЗМ – Ҳаме гуфт аз он чора андар гурез,
В-аз он лашкари гашну он растахез,
Ки кас дар ҷаҳон з-он фузунтар сипоҳ
Набинад, ки ҳастанд бо Совашоҳ.

Ба мардӣ бубахшой бар ҷони хеш,
Ки ҳаргиз-т н-ояд чунин кор пеш».

Бад-ӯ гуфт Баҳром, к- «Аз шаҳри ту,
Зи мардӣ наёмад ҷуз ин баҳри ту,

Ки моҳӣ фурӯшанд яксар[1] ҳама
Ба таммуз то рӯзгори дама.

Туро пеша дом асту ҷой[2] обгир,
На марди синониву кӯполу тир.

Чу хур барзанад сар[3] зи кӯҳи сиёҳ,
Намоям туро ҷанги шоҳу сипоҳ».[4]

Чу сар барзад аз чашмаи шер шед,
Ҷаҳон гашт чун рӯи румӣ сапед.

Бизад нойи рӯину барзад хурӯш,
Замин омад аз наъли аспон ба ҷӯш.

Сипаҳро биёросту худ барнишаст
Яке гурзи пархошдида ба даст.

Шумурданд бар маймана се ҳазор
Зиреҳдори корозмуда савор.

Фиристод бар майсара ҳамчунин,
Саворони ҷангиву мардони кин.

Ба як даст-бар буд[5] Эзадгушасп,
Ки бугзоштӣ оби дарё бар асп.

Ба дасти чапаш буд Кундогушасп,
Парастандаи фаррух Озаргушасп.

Паси пушти эшон Ялонсина буд,
Сипоҳе, ки дар ҷанг дерина буд.

---

1. Л – моҳе
2. И – дом аст; ё Л – дом аст бо
3. Л – сар барорад
4. ТПЗ – Бубинӣ ту он пилу он лашкараш,
   Ба хок- андар афканда бо пайкараш.
5. Л – Биёрост бар қалб

Ба қалб[1] -андарун буд Ҳамдонгушасп,
Ки дар най задӣ оташ аз наъли асп.

Або ҳар яке шуд[2] ҳазор аз ялон,
Саворони ҷангиву сангиндилон.[3]

Хурӯше баромад зи пеши сипоҳ,
Ки «Эй гурздорони зарринкулоҳ,

Зи лашкар касе, к-ӯ гурезад зи ҷанг,
Агар шер пеш оядаш, гар[4] паланг,

Ба Яздон, ки аз тан бибуррам сараш,
Бар оташ бисӯзам тани бебараш!»

Ба ду сӯи лашкар-ш ду роҳ буд,
Ки бугрехтан роҳ кӯтоҳ буд.

Баровард даҳ раш ба гил ҳар ду роҳ,
Ҳаме буд худ дар миёни сипоҳ.

Дабири бузурги ҷаҳондоршоҳ
Биёмад бари паҳлавони сипоҳ.

Бад-ӯ гуфт, к- «Инро худ андоза нест,
Агар бишмарӣ, ин сухан тоза нест.

Зи лашкар нигаҳ кун бад-ин размгоҳ,
Ки мӯи сапедему гови[5] сиёҳ.[6]

На хок аст пайдо, на дарё, на кӯҳ
Зи бас теғдорони тӯронгурӯҳ».

Яке бархурӯшид Баҳром сахт,
Бад-ӯ гуфт, к- «Эй баддили шӯрбахт,

---

1. ИЛ –пеш
2. ИЛ–се
3. ИЛ – сангиндилон.
4. ИЛ – ё
5. Л –сапедем миёни
6. ТПИЛМ – Бад-ин ҷанг Эрон чу найрон шавад,
Бару буми мо пок вайрон шавад.

Туро аз давот асту қиртос кор[1],
Зи лашкар кӣ гуфтат, ки мардум шумор?!»[2]

Биёмад, ба Харроди Барзин бигуфт,
Ки «Баҳромро нест ҷуз дев ҷуфт.

Бичустанд ду пир[3] роҳи гурез,
Бад-он то набинанд ин[4] растахез.

Зи бими шаҳаншоҳу борони тир
Ҳаме лаб газиданд ҳар ду дабир.

Яке тундболо буд аз разм дур
Ба як сӯ зи роҳи саворони Тӯр.

Бирафтанд ҳар ду бар он- бар зи роҳ,
Ки шоист кардан ба лашкар нигоҳ.[5]

Ниҳоданд бар турку Баҳром чашм,
Ки то чун кунад ҷанг ҳангоми хашм.

Чу Баҳроми ҷангӣ сипаҳ рост кард,
Хурӯшон баромад зи ҷои набард.

Биғалтид дар пеши Яздон ба хок,
Ҳаме гуфт, к- «Эй довари доду пок,

Гар ин ҷанг бедод бинӣ ҳаме,
Зи ман Соваро баргузинӣ ҳаме,

Ҳам ӯро ба ҷанг[6] -андар ором деҳ,
Бар эрониён – бар варо[7] ком деҳ.

В-агар ман зи бахри ту кӯшам ҳаме,
Ба разм- андарун сар фурӯшам ҳаме,

Марову сипоҳи маро шод кун,
В-аз ин ҷанги мо гетӣ обод кун».

1. ИЛ –бар,
2. ИЛ – шумар.
3. Л –Дабирон бичустанд
4. ИЛ –набинад касе.
5. Л – б. 836 нест.
6. Л – Диламро ба разм
7. Л –ӯро.

Хурӯшон аз ин ҷойгаҳ барнишаст
Яке гурзаи говпайкар ба даст.[1]

## РАЗМ КАРДАНИ БАҲРОМИ ЧӮБИНА БО СОВАШОҲ

Чунин гуфт пас бо сипаҳ[2] Совашоҳ,
Ки «Аз ҷодуӣ андаоред роҳ,

Бад-он то дилу чашми эрониён
Бупечад, наёяд шуморо зиён».

Ҳама ҷодувон ҷодуӣ сохтанд,
Ҳаме дар ҳаво оташ андохтанд.[3]

Баромад яке боду абри сиёҳ,
Ҳаме тир борид аз ӯ бар сипоҳ.

Хурӯшид Баҳром, к- «Эй меҳтарон,
Бузургони Эрону кундоварон,

Аз ин ҷодуиҳо бихобед чашм,
Ба ҷанг андаоред лашкар ба хашм,

Ки он сарбасар тунбалу ҷодуист,
Зи чора бар эшон бибояд гирист».

Хурӯше баромад зи эрониён,
Бубастанд хун рехтанро миён.

Нигаҳ кард аз он размгаҳ Совашоҳ,
Ки он ҷодуиро надоданд роҳ.[4]

---

1. ТПЗ – Чу Рустам, ки дар ҷанги Комус буд,
Дили шермардон пур аз бӯс буд.
Буд ӯ Рустами он замона ба ҷанг,
Паланге ба зераш, наҳанге ба чанг.
2. Л – бо лашкараш
3. ТПЗ – Яке ҷодуе барнишаста ба шер,
Ба боло баланду ситабру далер.
Ба як даст будиш мори бузург,
Ба дасти дигар аждаҳои сутург.
Намуд ончунон, к-аспу марду сипоҳ
Ҳаме оташ афрӯхт дар размгоҳ.
4. ТПЗ – Ҳаме дид, к-омад-ш бадхоҳ беш,
Сипоҳ аз пасу гурд Баҳром пеш.

Биёвард лашкар сӯи майсара,
Чу гург андаромад ба пеши бара.

Чу як рӯй лашкар ба ҳам баршикаст,
Сӯи қалб Баҳром ёзид даст.

Нигаҳ кард Баҳром аз он қалбгоҳ,
Гурезон сипаҳ дид пеши сипоҳ.

Биёмад,[1] ба найза се танро зи зин
Нагунсор барзад ба рӯи замин.

Ҳаме гуфт: «Аз ин сон бувад корзор,
Ҳамин буд расму ҳамин аст[2] кор.

Надоред шарм аз Худои ҷаҳон,
На аз номдорони фаррухмеҳон».

Ваз он пас биёмад сӯи маймана,
Чу шери жаён, к-ӯ бувад[3] гурсуна.

Чунон лашкареро зи ҳам бардарид,
Дирафши сипаҳдор шуд нопадид.

В-аз он ҷойгаҳ шуд сӯи қалбгоҳ,
Бад-он сӯ, ки солор буд[4] бо сипоҳ.

Бад-ӯ гуфт: «Баргашта бод ин сухан,
Гар эдун, ки ин разм гардад куҳан.

Пароканда гардад ба ҷанг ин[5] сипоҳ,
Нигаҳ кун кунун то кадом аст роҳ.

Бирафтанду ҷустанду роҳе набуд,
К-аз он роҳ шоист боло намуд».

Чунин гуфт бо лашкаророи хеш,
Ки девори мо оҳанин аст пеш.[6]

1. Л – Баромад,
2. ИЛ – буд
3. Л – жиёну дамон
4. Л – шуд
5. Л – он
6. И – б. 865, 866 нест.

Ҳар он кас, ки ӯ рахна донад задан,
Зи девор берун тавонад шудан.

Шавад эмину ҷон ба Эрон барад,
Ба наздики шоҳи далерон барад.

Ҳама дил ба хун рехтан барниҳед,
Сипар бар сар ореду ханҷар диҳед.[1]

Агар бахти бедорамон бар диҳад,
Бад-ин ранҷҳо тахту афсар диҳад.

Зи Яздон набошад касе ноумед,
Магар тира бинед рӯзи сапед».

Чунин гуфт бо меҳтарон Совашоҳ,
Ки «Пилон биёред пеши сипоҳ.

Ба анбӯҳ лашкар ба ҷанг оваред,
Бар эшон ҷаҳон тору танг оваред».

Чу аз дур Баҳром пилон бидид,
Ғамӣ гашту теғ аз миён баркашид.[2]

В-аз он пас чунин гуфт бо меҳтарон,
Ки «Эй номдорону ҷанговарон,[3]

Камонҳои чочӣ ба зеҳ барниҳед,
Ҳама яксара тарг бар сар ниҳед.

Ба ҷону сари шаҳрёри ҷаҳон,
Гузини бузургону тоҷи беҳон,[4]

Ки ҳар кас, ки ӯро камон асту тир,
Камонро ба зеҳ барниҳад ногузир.

Ҳаданге, ки пайкон-ш ёзад ба хун,
Сечӯба ба хартуми пил- андарун,

---

1. Л – Ҳама яксара тарг бар сар ниҳед.
2. Л – б. 874 нест.
3. Л –Пас аз б. 875 ин б. омада:
   Бикӯшед, то ному нанг оваред,
   Сари душманон зери чанг оваред.
4. ИЛ – меҳон.

Нишонеду пас гурзҳо баркашед,
Ба ҷанг андароеду душман кушед.

Сипаҳбад камонро ба зеҳ барниҳод,
Яке хӯдпӯлод бар сар ниҳод.

Ба пеш- андарун тирборон гирифт,
Камонро чу абри баҳорон гирифт.

Паси пушти ӯ андаромад сипоҳ,
Ситора шуд аз парру пайкон сиёҳ.

Бисуфтанд хартуми пилон ба тир,
Зи хун шуд дару дашт чун обгир.

Чу пил ончунон захми пайкон бидид,
Ҳама лашкари хешро биспарид.

Аз он хастагӣ пушт баргоштанд,
Дару дашти пайкор бугзоштанд.[1]

Сипоҳ андаромад паси пушти пил,
Замин шуд ба кирдори дарёи Нил.

Сипаҳ барҳам афтоду чанде бимурд,
Ҳамон бахти бад комгорӣ бибурд.

Тале буд хуррам бад-он ҷойгоҳ,
Паси пушти он ранҷдида сипоҳ.[2]

Яке тахти заррин ниҳода бад- ӯй,
Нишаста бар ӯ Соваи размҷӯй,

Сипаҳ буд чун кӯҳи оҳан равон,
Ҳама сар пур аз гарду тира равон.

Паси пушташон жандапилони маст,
Ҳаме кӯфтанд он сипаҳро ба даст.

Пур аз об шуд дидаи Совашоҳ,
Бад-он то чаро шуд ҳазимат сипоҳ.

1. Л – б. 886 нест.
2. Л – б. 889 нест.

Нишаст аз бари тозиаспи саманд,
Ҳаме тохт тарсон зи бими газанд.

Паси Сова Баҳром чун пили маст,
Каманде ба бозу камоне ба даст.

Ба лашкар чунин гуфт: к-эй саркашон,
Зи бахти бад омад бар эшон нишон.

На ҳангоми роз асту рӯзи сухан,
Битозед бо теғҳои куҳан.

Бар эшон яке тирборон кунед,
Бикӯшеду кори саворон кунед!»

Бар он тал баромад куҷо Совашоҳ,
Ҳаме буд бо тахту зарринкулоҳ.

Варо дид бар тозие чун ҳизабр,
Ҳаме тохт бар дашт бар сони бабр[1],

Хаданге гузин карду пайкон чу об,
Ниҳода бар ӯ чор парри уқоб.

Бимолид чочикамонро ба даст,
Ба чарми гавазн андаровард шаст.

Чу чап рост карду хам овард рост,
Хурӯш аз хами чархи чочӣ бихост.[2]

Чу бугзашт пайкон бар[3] ангушти ӯ,[4]
Гузар кард бар мӯҳраи пушти ӯ.[5]

Сари Сова омад ба хок- андарун,
Ба зер -андараш ҷой шуд ҷӯи хун.

Шуд он тоҷвар шоҳ чандон сипоҳ,
Ҳамон тахти заррину заррин кулоҳ.

1. ИЛ – абр.
2. ИЛ – б. 903 нест.
3. И – пайкон бибӯсид
4. И – ӯй,
5. И – мӯҳра бар пушти ӯй.

Чунин аст кирдори гардонсипеҳр,
На бо меҳрубониш ёбӣ ту чеҳр.[1]

Нигар, то нанозӣ ба тахти баланд,
Чу эмин шавӣ, сахт тарс аз газанд,

Чу Баҳроми ҷангӣ расид андар ӯй,
Кашидаш бар он хоки тира ба рӯй.

Бурид он сари шоҳвор[2] аз танаш,
Наёмад яке хеш пероманаш.

Чу туркон расиданд наздики шоҳ,
Фиканда тане буд пурхун ба роҳ.[3]

Ҳама баргирифтанд яксар хурӯш,
Замин пурхурӯшу ҳаво пур зи ҷӯш.

Писар гуфт, к- «Ин эзадӣ кор буд,
Ки Баҳромро бахт бедор буд».

Зи тангӣ куҷо роҳ буд бар сипоҳ,
Фаровон бимурд андар он тангроҳ.

Басе пил биспард мардум ба пой,
Нашуд[4] з-он сипаҳ даҳяке боз ҷой.

Чи зери пайи пил гашта табоҳ,
Чи сарҳо бурида ба овардгоҳ.

## КУШТАНИ БАҲРОМИ ЧӮБИНА ҶОДУЙРО

Чу бугзашт аз он рӯзи беҳ нӯҳ замон,
Надиданд зинда яке бадгумон.

Магар он ки буданд баста асир,
Равонҳо зи ғам хаставу тан ба тир.

1. Л – на меҳр.
2. И – тоҷдор
3. Л – б. 911 нест.
4. И - турк.

Ҳама роҳ баргустувон буду тарг,
Саронро зи тарг[1] омад он рӯзи марг.

Ҳамон теғи ҳиндиву тиру камон,
Зи ҳар сӯ, ки афканда буд бадгумон.[2]

Зи кушта чу дарёи хун буд замин,
Ба ҳар гӯшае монда аспе ба зин.

Ҳаме гашт Баҳром гирди сипоҳ,
Ки то кист кушта зи Эрон, табоҳ.

В-аз он пас ба Харроди Барзин бигуфт:
«Як имрӯз бо ранҷи мо бош[3] ҷуфт.

Нигаҳ кун, к-аз эрониён кушта кист,
К-аз он дард моро бибояд гирист».

Ба ҳар ҷой Харроди Барзин бигашт,
Ба ҳар пардаву хаймае баргузашт.

Кам омад зи лашкар яке номвар,
Ки Баҳром буд номи он пурҳунар.

Зи тухми Сиёвуш гаве, меҳтаре,
Сипаҳбаднажоде зи[4] Эрон саре[5]

Ҳаме рафт ҷӯянда чун беҳушон,
Магар з-ӯ биёбад ба ҷое нишон.

Тани хаставу кушта чанде кашид,
Зи Баҳром ҷое нишоне надид.[6]

Сипаҳдор аз он кор шуд дардманд,
Ҳаме гуфт зор: «Эй гави ҳушманд!»[7]

Замоне бимонду падид омад ӯй,
Дари бастаро чун калид омад ӯй,

---

1. Л – бишуд
2. Л –б. 917–920 нест.
3. Л – Ки як рӯз бо ранҷ бошед
4. Л – Сипаҳбаднажодеву
5. И – Сипаҳбаднажодеву кундоваре
6. И – б. 929, 930 нест.
7. И – судманд.

Або сурх[1] турке, баде гурбачашм,
Ки гуфтӣ дил озурда дорад ба хашм.

Чу Баҳром Баҳромро дид гуфт,
Ки «Ҳаргиз мабодӣ ту бо хок ҷуфт!»

В-аз он пас бипурсид аз он турки зишт,
Ки «Эй дӯзахирӯи дур аз биҳишт,

Чӣ мардиву зоду нажоди ту чист,
Ки зояндаро бар ту бояд гирист».

Чунин дод посух, ки «Ҷоду будам,
Аз озодмардӣ ба як сӯ будам.

Ҳар он гаҳ[2] ки солор бошад ба ҷанг,
Ба кор оядаш рӯзгори диранг.

Ба шаб чизҳое намоям ба хоб,
Ки оҳистагонро[3] кунам пуршитоб.

Туро ман намудам шаб он хоби бад,
Бад-он гуна то бар сарат бад расад.[4]

Маро чора з-он беш боист ҷуст,
Чу найрангҳоро накардам дуруст.

Ба мо ахтари бад чунин бозгашт,
Ҳама ранҷ бо бод анбоз гашт.

Агар ёбам аз ту ба ҷон зинҳор,
Яке пурҳунар ёфтӣ дӯстдор».

Чу бишнид Баҳрому андеша кард,
Дилаш гашт пурдарду рухсора зард.

Замоне ҳаме гуфт, к- «Ин рӯзи ҷанг
Ба кор оядам, чун шавад кор танг».

1. И – сурха
2. Л – Ту. ИЛ – кас.
3. Л – оҳистагиро
4. И – б. 938, 939 нест

Замоне ҳаме гуфт бар Совашоҳ,
Чӣ суд омад аз Ҷодуи тирароҳ?

Ҳама некӯиҳо зи Яздон шинос,[1]
Касеро, ки дорад зи Яздон сипос.[2]

Бифармуд аз он пас буридан сараш,
Ҷудо кард ҷон аз тани бебараш.

Чу ӯро бикуштанд, бар пой хост,
Чунин гуфт, к- «Эй довари доду рост,

Бузургиву пирӯзиву фаррахӣ,
Баландиву дайҳими шоҳаншаҳӣ,

Нажандиву ҳам шодмонӣ зи туст,
Анӯша далере, ки роҳи ту ҷуст».

В-аз он пас биёмад дабири бузург,
Чунин гуфт, к-«Эй паҳлавони сутург,

Фаридуни ял чун ту як паҳлавон
Надиду на Баҳрому Нӯшинравон,

Ҳамат шермардӣ, ҳам авранду банд,
Замона паноҳӣ, замона газанд.

Ҳама шаҳри Эрон ба ту зиндаанд,
Ҳама паҳлавонон туро бандаанд.

Ба ту гашта тахти баландӣ баланд,
Ба ту зердастон шуда бегазанд.

Сипаҳбад туӣ, ҳам сипаҳбаднажод,
Хунук мом, к-ӯ чун ту фарзанд зод!

Ки фаррухнажодиву фаррухпайӣ,
Зи ҳар гуна бо фарру бихрад[3] кайӣ».

Пароканда гаштанд аз он ҷойгоҳ
Бузургону ҳам паҳлавонони шоҳ.

1. Л – бувад,
2. Л – куҷо бахт хандон бувад
3. Л – Ба ҳар борае тоҷварфаш

## ФИРИСТОДАНИ БАҲРОМИ ЧӮБИНА ФИРӮЗНОМАРО БО САРИ СОВАШОҲ НАЗДИ ҲУРМУЗД

Шаби тира чун зулфро тоб дод,
Ҳамон тоби ӯ чашмро хоб дод.

Падид омад он пардаи обнӯс,
Баросуд гетӣ зи овози кӯс.

Ҳаме гашт гардун, шитоб омадаш,
Шаби тираро дерёб омадаш.

Баромад яке зардкиштӣ аз об,
Биболид ранҷу биполуд хоб.

Сипаҳбад биёмад, фиристод кас
Ба наздики ёрони фарёдрас,

Ки то ҳар кӣ шуд кушта аз меҳтарон,
Бузургони туркону ҷангисарон,

Сароншон бибурранд яксар зи тан,
Касеро, ки буд меҳтари анҷуман.

Дирафши дурафшон паси ҳар саре,
Ки буданд аз он ҷангиён афсаре,

Асирону сарҳо ҳама гирд кард,
Бибурданд аз овардгоҳи набард.

Дабири нависандаро пеш хонд,
Зи ҳар дар фаровон суханҳо биронд.

Аз он лашкари номвар бешумор
В-аз он ҷунбишу гардиши рӯзгор

В-аз он чангу он чора аз ҳар даре,
Куҷо рафта буд бо чунон лашкаре,

В-аз он кӯшишу ҷанги эрониён,
Ки накшод рӯзе саворе миён.

Чу он нома бинвишт наздики шоҳ,
Гузин кард пӯяндае аз сипоҳ.

Нахустин сари Сова бар найза кард,
Дирафше, ки ӯ доштӣ дар набард.

Сарони бузургони Тӯронзамин,
Чунон ҳам дирафши саворони Чин,

Бифармуд, то бар сутури наванд
Ба зудӣ бари шоҳи Эрон баранд.

Асирону он хоста, ҳар чӣ буд,
Ҳаме дошт андар Ҳарӣ нобисуд.

Бад-он то чӣ фармон диҳад шаҳрёр,
Фиристод бо сар саворони кор.

Ҳамон, то бувад низ дастури шоҳ
Сӯи ҷанги Пармуда бурдан сипоҳ.

Сутури наванд андаромад зи ҷой,
Ба пеши саворон яке раҳнамой.[1]

В-аз он рӯй туркон ҳама барҳана
Бирафтанд бесозу аспу буна.[2]

Расиданд яксар ба Тӯронзамин
Саворони турку саворони Чин.

Чу омад ба Пармуда он огаҳӣ,
Бияндохт аз сар кулоҳи меҳӣ».

Хурӯше баромад зи туркон ба зор,
Бар он меҳтарон талх шуд рӯзгор.

Ҳама сар пур аз гарду дида пуроб,
Касеро набуд хӯрду орому хоб.

В-аз он пас гавонро бари хеш хонд,
Зи мижгон ҳаме хуни дил барфишонд.

---

1. И – б. 979 нест:
ТПЗЛ – Кашиданд ранҷу сипарданд роҳ,
Бад-он то ба зудӣ бубинанд шоҳ.
Бибурданд наздики шоҳи ҷаҳон
Дуруде ҳам аз паҳлавону меҳон.*
* Л – Танҳо б. дуюм мавҷуд аст.
2. Л-б. 975–980 нест.

Бипурсид, к-«Ин лашкари бешумор
Гаҳи размҷустан накарданд кор?»

Чунин дод посух яке раҳнамун,
Ки «Мо доштем он сипаҳро забун.

Чу Баҳроми ҷангӣ ба ҳангоми кор
Набинад кас андар ҷаҳон як савор.

Набуд лашкараш з-они мо садяке,
Нахаст аз далерони ӯ кӯдаке.

Ҷаҳондор Яздон варо баркашид,
Чу з-ин[1] беш гӯям, набояд[2] шунид».

Чу Пармуда бишнид гуфтори ӯ,
Пурандеша гашташ дил аз кори ӯ.

Биҷӯшиду рухсорагон зард кард,
Ба дарди дил оҳанги овард кард.

Сипаҳбад аз он ҷангиён сад ҳазор,
Ҳама номдор аз дари корзор.

Зи даргоҳ[3] лашкар ба ҳомун кашид,
Ба наздикии рӯди Ҷайҳун кашид.[4]

В-аз он ҷо, куҷо номаи паҳлавон
Биёмад бари пури Нӯшинравон.[5]

Нишаста ҷаҳондор бо меҳтарон,
Ҳаме гуфт: «Бечора, эй сарварон!

Ду ҳафта бар ин боргоҳи меҳӣ
Наёмад зи Баҳром ҳеҷ огаҳӣ.

Чӣ гӯеду з-ин пас чӣ шояд будан,
Бибояд бад-ин достонҳо задан?».

---

1. Л – Аз ин
2. Л – бибояд
3. ИЛ – хиргоҳ
4. ТПЗ – Бад-он то ба кини падар сарфароз
   Ба Баҳроми Чӯбина орад гудоз.
5. Л – шоҳи равшанравон.

Ҳамон гаҳ ки гуфт ин сухан шаҳрёр,
Биёмад зи даргоҳ солори бор.

Шаҳаншоҳро з-он сухан мужда дод,
Ки ҷовид бодо ҷаҳондор шод!

Ки Баҳром бар Сова пирӯз гашт,
Ба разм- андарун гетиафрӯз гашт.

Сабук марди Баҳромро пеш хонд,
В-аз он номдорон-ш бартар нишонд.[1]

Фиристода гуфт: «Эй сарафроз шоҳ,
Ба коми ту шуд кори он размгоҳ.

Анӯша бизӣ шоду ромиш пазир,
Ки бахти бадандеши ту гашт пир.

Сари шоҳ Сова ва кеҳтар писар,
Ки Фағфур хондӣ мар ӯро падар,

Зада бар сари найзаҳо бар дар аст,
Ҳама шаҳр наззораи он сар аст.

Шаҳаншоҳ бишнид, бар пой хост,
Ба зудӣ хам овард болои рост.

Ҳаме буд бар пеши Яздон ба пой,
Ҳаме гуфт: «Эй довари раҳнамой,

Бадандеши моро ту кардӣ табоҳ,
Туӣ офаринандаи ҳуру моҳ.

Чунон зору навмед будам зи бахт,
Ки гуфтам нагун андароям[2] зи тахт.

Сипаҳбад накард он, на ҷангӣ сипоҳ,
Ки Яздон буд ин бандаро некхоҳ».

1. ТПЗ – Бипурсидаш аз лашкару паҳлавон
В-аз он номдорону фаррух гавон.
2. И – душман нагун андар омад

Баровард[1] ганҷе, дирам сад ҳазор,
Зи ганҷе, ки буд аз падар ёдгор.

Сеяк[2] он дирамро[3] ба дарвеш дод,
Парастандагонро дирам беш дод.

Ва дигар сеяк пеши оташкада,
Ҳамон меҳри Наврӯзу ҷашни Сада.

Фиристод то ҳирбадро диҳанд,
Ки дар пеши оташкада барниҳанд.[*4]

Севум баҳра ҷое, ки вайрон бувад,
Работе, ки андар биёбон бувад,

Кунад яксар обод, ҷӯяндамард,
Набошад ба роҳ- андарун биму дард.

Бубахшид пас чорсола хироҷ
Ба дарвешу онро, ки буд тахту тоҷ.

Набиштанд пас нома аз шаҳрёр
Ба ҳар кишваре назди ҳар номдор,

Ки Баҳром пирӯз шуд бар сипоҳ,
Буриданд бетан сари Совашоҳ.

Парастанда шуд шоҳ ду ҳафта рӯз,
Чу барзад сар аз чарх гетифурӯз,

Фиристодаи паҳлавонро бихонд,
Мар ӯро[5] бари номдорон нишонд.

Мар он номаро зуд посух навишт,
Дарахте ба боғи бузургӣ бикишт.

Яке тахти симин фиристод низ,
Чу наълайни заррину ҳар гуна чиз.

1. Л – Биёвард
2. И – Сабук
3. Л – з-он ду ганҷе
4. М – барниҳанд.
5. Л – Ба шодӣ

Зи Ҳайтол то пеши рӯди бузург,
Бидодаш бад-он паҳлавони сутург.

Бифармуд, к-он хоста бар сипоҳ
Бубахш, он чи овардаӣ ту зи роҳ.

Магар ганҷи вижа тани Совашоҳ,
Ки овард бояд бад-ин боргоҳ.

В-аз он пас ту пайкори Пармуда соз,
Ҳамон то шавад шоҳ гарданфароз.

Ҳам эрониёнро фиристод чиз
Набишта ба ҳар шаҳр маншур низ.

Фиристодаро хилъат оростанд,
Пас аспи гусибандагон[1] хостанд.

Фиристода чун назди[2] Баҳром шуд,
Сипаҳдор аз ӯ шоду падром шуд.

Ғанимат бубахшид пас бар сипоҳ,
Ҷуз аз ганҷи нопокдил Совашоҳ.

Фиристод бо ӯ саворони хеш,
Ҷаҳондидаву номдорони хеш.

Бибурданд[3] яксар ба даргоҳи шоҳ,
Сипаҳбад сӯи ҷанг шуд бо сипоҳ.

## РАЗМИ БАҲРОМИ ЧӮБИНА БО ПАРМУДА, ПИСАРИ СОВАШОҲ ВА ГУРЕХТАНИ ПАРМУДА БА ОВОЗАДИЖ

Аз ӯ чун ба Пармуда рафт огаҳӣ,
Ки ҷӯяд ҳаме тахти шоҳаншаҳӣ,

Диже дошт Пармуда, Овоза ном,
К-аз ин диж будӣ эману шодком.

1. И – гусипаҳлавон
2. ИЛ – пеши
3. И – Ба наздик

Ниҳод, он чи будаш, бад-ӯ-дар дирам,
Зи динору аз гавҳару беш кам.

Зи Ҷайҳун гузар кард худ бо сипоҳ,
Биёмад гурозон сӯи размгоҳ.

Ду лашкар чу танг андаромад ба ҷанг,
Ба раҳ-бар накарданд ҷое диранг.

Ба ду манзил аз Балх ҳар ду сипоҳ
Гузиданд шоиста як размгоҳ.

Миёни ду лашкар ду фарсанг буд,
Ки паҳнои дашт аз дари ҷанг буд.

Дигар рӯз Баҳроми ҷангӣ бирафт,
Ба дидори гурдони Пармуда тафт.

Нигаҳ кард Пармуда, ӯро бидид,
Зи ҳомун яке тундболо гузид.

Сипаҳро саросар ҳама барнишонд,
Чунон шуд, ки дар дашт ҷое намонд.

Сипаҳ дид Пармуда чандон, ки дашт
Ба дидори эшон ҳаме хира гашт.

Варо дид, к-аз пеши он лашкараш
Ба гардун баровард[1] ҷангӣ сараш.[2]

Рамӣ гашту бо лашкари хеш гуфт,
Ки «Бо пешрав Аҳриман гашт ҷуфт.

Шумори сипоҳаш падидор нест,
Ҳам ин размро кас харидор нест.

Сипаҳдори гарданкашу хашмнок,
Ҳаме хун шавад зери ӯ тирахок.

Чу шаб тира гардад, шабехун кунем,
Зи дил тарсу андеша берун кунем».

---

1. И – ҳамебурд
2. ТПМ – Шигифтӣ бар ин бурзу ёлаш бимонд,
Фаровон ҳаме номи Яздон бихонд.

Чу Пармуда омад ба пардасарой,
Ҳаме зад зи ҳар гуна аз ҷанг рой.

Ҳаме гуфт, к-«Ин аз ҳунарҳо якест,
Агарчи сипаҳшон кунун андакест.

Саворону аспони пурмояанд,
Зи гарданкашон бартарин пояанд.

Силеҳ[1] асту Баҳромашон пешрав,
Ки гардад синон пеши ӯ хора хав.

1055 Ба пирӯзии Совашоҳ- андарун,
Гирифта дилу маст гашта ба хун.

Агар ёр бошад ҷаҳонофарин,
Ба хуни падар ҷӯям аз кӯч кин».

Бад-он гаҳ ки Баҳром буд[2] ҷангҷӯй,
Аз Эрон сӯи Турк бинҳод рӯй.

Ситорашумар гуфт Баҳромро,
Ки дар чоршанбе мазан гомро.

Агар з-ин бупечӣ, газанд оядат,
Ҳамон кори носудманд оядат.

1060 Яке боғ буд дар миёни сипоҳ,
Аз ин рӯю он рӯи овардгоҳ.[3]

Бишуд чоршанбе ҳам аз бомдод,
Бад-он боғ, к-имрӯз бошем шод.

Бибурданд пурмоя густурданӣ,
Май оварду ромишгару хӯрданӣ.

Биёмад дар он[4] боғу май даркашид,
Чу посе зи тирашаб андаркашид,

1. Л – Салоҳ
2. ИЛ – шуд
3. И – сӯю он рӯи ӯ размгоҳ.
4. Л –бад-он; И – бар он

Талоя биёмад, ба Пармуда гуфт,
Ки «Баҳромро шуд маю ҷом ҷуфт».

Сипаҳдор аз он ҷангиён шаш ҳазор,
Зи лашкар гузин кард гурду савор.

Фиристод, то гирд бар гирди боғ
Бигиранд гарданкашон бечароғ.

Сипаҳбад чу огаҳ шуд аз корашон,
Зи ройи ҷаҳонҷўву бозорашон,

Ялонсинаро гуфт, к- «Эй сарфароз,
Ба девори боғ- андарун рахна соз!»

Пас он гоҳ Баҳрому Эзадгушасп
Нишастанд бо ҷангҷўён бар асп.

Бар[1] он рахнаи боғ берун шуданд,
Кӣ донист, к-он саркашон чун шуданд.

Баромад зи дар нолаи карраной,
Сипаҳбад ба ҷанг андаромад зи ҷой.

Сабук[2] рахнаи дигар андарзаданд,
Сипаҳро якояк ба ҳам барзаданд.

Ҳаме тохт Баҳром хиште ба даст,
Чунон чун бувад мардуми ниммаст.

Наҷастанд ҷуз андак аз дасти ӯй,
Ба хун буд ёзон сари масти ӯй.

Баромад чакочоки захми сарон
Чу пӯлод бо[3] путки оҳангарон.

Аз он боғ то ҷои Пармудашоҳ
Тани бесарон буд фиканда ба роҳ.

Чу омад ба лашкаргаҳи хеш боз,
Шабехун сиголид гарданфароз.

1. Л – Аз
2. И – Бад-он
3. Л–пӯлодро

Чу ниме зи тирашаб андаргузашт,[1]
Сипаҳдори ҷангӣ миёнро бубаст.[2]

Сипаҳбад бар он сӯй лашкар кашид,
Зи турконталоя кас ӯро надид.

Чу омад ба наздикии размгоҳ,
Дами нойи сарғин баромад ба моҳ.

Чу дар шаб хурӯш омад аз карраной,
Биҷастанд туркони ҷангӣ зи ҷой.[3]

Ба торикӣ- андар деҳодеҳ бихост
Зи дасти чапи лашкару дасти рост.

Яке мар дигарро надонист боз,
Шаби тираву найзаҳои дароз.

Зи[4] ханҷар ҳаме оташ афрӯхтанд,
Ҳавою заминро ҳаме сӯхтанд.

Зи туркони ҷангӣ фаровон намонд,
Зи хун сангҳо ҷуз ба марҷон намонд.

Гурезон ҳаме рафт меҳтар чу гард,
Даҳон хушку лабҳо шуда ложвард.

Чунин то сапедадамон бардамид,
Шаби тирагун доман андаркашид.

Сипаҳдори Эрон ба туркон расид,
Хурӯше чу шери жаён баркашид.

Ба Пармуда гуфт: «Эй гурезанда мард,[5]
Ту гирди далерони ҷангӣ магард!

На мардӣ ҳанӯз, эй писар, кӯдакӣ,
Раво бошад, ар шири модар макӣ!»

1. И – шикаст,
2. Л –биёмад ба дашт.
3. ТПЗЛ – Зи лашкар баромад бар он сон хурӯш,
Ки шери жаёнро бидаррид гӯш.
4. И – Ба
5. Л – б. 1086 нест.

Бад-ӯ гуфт шоҳ: «Эй газоянда шер.
Ба хун рехтан чанд бошӣ далер?!

Зи хуни радон сер шуд рӯзи ҷанг
Ба дарё наҳангу ба хушкӣ паланг.

Нахоҳӣ шуд аз хуни мардон ту сер,
Бар онам, ки ҳастӣ ту даррандашер.

Буридӣ сари Совашоҳ он ки меҳр
Бар ӯ дошт, то буд гардонсипеҳр.[1]

Сипоҳе бар он гуна кардӣ табоҳ,
Ки бахшоиш орад ҳаме ҳуру моҳ.

Аз он шоҳи ҷангӣ манам ёдгор,
Маро ҳамчунон дон, ки куштӣ ба зор.

Зи модар ҳама маргро зодаем,
Гад эдун, ки туркем, ар озодаем.[2]

Гурезонаму ту ҳам[3] андар дамон,
Наёбӣ маро, то наёяд замон.

Агар бозгардам силоҳам ба ҷанг,
Магар ман шавам кушта, гар ту ба ҷанг,

Макун тезмағзиву оташсарӣ,
На з-ин сон бувад меҳтари лашкарӣ.

Ман акнун шавам сӯи даргоҳи[4] хеш,
Яке бозҷӯям сари роҳи хеш.

Нависам яке нома зӣ шаҳрёр,
«Бар он сон, ки бояд бад-ин рӯзгор.

Гар эдун, ки ӯ дарпазирад маро,
Аз ин тохтан даргузирад маро.

1. Л –б. 1094 нест.
2. И – б. 1096, 1097 нест.
ТПЗ – Бимон, то бимонам ба даҳр андаке,
К-аз озодагони ту бошам яке.
3. ИЛ – пас
4. ИЛ – хиргоҳи

Ман он боргаҳро яке бандаам,
Дил аз меҳтари пок баркандаам.

Зи сар кинаву ҷангро дур кун,
Ба хубиманиш-бар яке сур кун».

Чу бишнид Баҳром, аз ӯ бозгашт,
Чу бо вай ба шоҳӣ ҳамовоз гашт.

Чу аз ҷанг он лашкар осуда шуд,
Ба лашкаргаҳи шоҳ Пармуда шуд.

Ҳаме гашт бар гирди дашти набард,
Сари саркашонро зи тан боз кард.

Чу барҳам ниҳоданду анбӯҳ гашт,
Ба болои сангин яке кӯҳ гашт.

Ҳам он ҷомро номдорони ял
Ҳаме хондандиш Баҳромтал.

Силеҳи саворону чизе, ки дид,
Зи[1] ҷое, ки буд, сӯи он тал кашид.

Яке нома бинвишт зӣ шаҳрёр
Зи Пармудаву лашкари бешумор.

Бигуфт, он ки ӯро чӣ омад ба рӯй
Зи туркону аз шоҳи пархошҷӯй.

Дил аз бими теғ, ӯ сӯи чора шуд,
В-аз он ҷойгаҳ хору овора шуд.[2]

Ваз он рӯй хоқон дари диж бубаст,
Ба анбӯҳи андешагон барнишаст.[3]

Бигаштанд гирди диж- андар басе,
Надонист сомони ҷангаш касе.

1. Л – Ба
2. И – б. 1114 нест.
3. ИЛ – дарнишаст.
ТПЗЛ – Биёмад пасаш лашкари бешумор,
Нишастанд ҷумла ба гирди ҳисор.

## ПАНОҲ ХОСТАНИ ПАРМУДА АЗ БАҲРОМИ ЧӮБИНА

Чунин гуфт: «Аз он пас, ки[1] бар дашт ҷанг
Забунист бар кор[2] кардан диранг».

Ялонсинаро гуфт, то се ҳазор
Аз он размгаҳ баргузинад савор.

Чаҳор аз ялон низ Эзадгушасп
Аз он ҷангиён барнишонад ба асп.

Бифармуд, то ҳар киро ёфтанд,
Ба гардан задан тез биштофтанд.

Магар шаҳрёрояд аз диж бурун,
Чу бинад ҳама дашт чун рӯди[3] хун.

Бибуд бар дари диж бар ин сон се рӯз,
Чаҳорум чу бифрӯхт гетифурӯз,

Паёме фиристод Пармударо,
Мар он меҳтари кишвару дударо,

Ки «Эй меҳтару шоҳи туркону Чин,
Зи гетӣ чаро кардаӣ[4] диж гузин?

Куҷо он ҷаҳон ҷустани Совашоҳ,
Куҷо он ҳама ганҷу он дастгоҳ?!

Куҷо он ҳама пилу баргустувон,
Куҷо он бузургони равшанравон?![5]

Куҷо он ҳама тунбалу ҷодуӣ,
Ки акнун аз ин сон бар ин як сӯӣ?!

Ҳама шаҳри туркон варо бас набуд,
Чу боби ту андар ҷаҳон кас набуд.

1. Л – Ба лашкар чунин гуфт:
2. Л – Набояд ба бекор
3. Л – ҷӯи
4. Л –кардӣ ин
5. И –б. 1126 нест.

Нишастӣ кунун дар диже чун занон,
Пур аз хун ду дастат ба рух-бар занон.

Дари бор[1] букшову зинҳор хоҳ,
Бари шоҳи гетӣ[2] маро ёр[3] хоҳ.

Зи диж ганҷи динор берун фирист,
Ҳама бадраҳо сӯи ҳомун фирист.

Агар ганҷ дорӣ ту, кишвар мадор,
Ки динор хор аст бар шаҳрёр,

Ба даргоҳи шоҳат миёнҷӣ манам,
Ки дар шаҳри Эрон гавонҷӣ манам.

Туро бар ҳама меҳтарон меҳ кунам,
Аз андешаҳо ройи ту беҳ кунам.

Ар эдун, ки рой аст наздики ту,
Ки равшан кунад кори торики ту,[4]

Кушода кун он розу бо ман бигӯй,
Чи корат чунин гашт, дерӣ маҷӯй.[5]

В-агар ҷангро ёд дорӣ касе,
Ҳамон ганҷу динор дорӣ басе,

Бизан кӯсу ин кинаҳо бозхоҳ,
Бувад хоста, танг н-ояд сипоҳ».

Фиристода омад, бигуфт[6] ин паём,
Чу бишнид аз ӯ марди ҷӯяндаком.[7]

Чунин дод посух, ки ӯро бигӯй,
Ки рози ҷаҳон, то тавонӣ, маҷӯй.

---

1. И – Ту дар боз
2. И –кишвар
3. И – боз
4. Л –б. 1135 нест.
5. ТПЗ – Ту донӣ, ки зинҳор додам туро,
   Раҳи ҷастанӣ баркушодам туро.
   В-агарна ту бечон будӣ чун падар-т,
   На дуда туро дидаву не писар-т.
6. ИЛ – Чу омад фиристода, гуфт:
7. Л – ҷӯянданом; И – Шунидаш паём он шаҳи некном.

Ту густох гаштӣ ба гетӣ магар,
Ки ранҷе, ки бурдӣ, баромад ба бар.

Ба пирӯзӣ- андар ту кажжӣ макун,
Ки гар ту навӣ, ҳаст гетӣ куҳун.

Надонад касе рози гардонсипеҳр,
На ҳаргиз намояд ба мо низ чеҳр.

Зи меҳтар на хуб аст кардан фусӯс,
Маро ҳам сипаҳ буду ҳам пилу кӯс.

Дурӯғозмояст чархи баланд,
Ту дилро ба густохӣ- андар мабанд.

Падар-м он ҷаҳондори бедормард,
Ки дидӣ варо рӯзгори набард.

Замин сумми аспи варо банда буд,
Барояш фалак низ пӯянда буд.

Биҷуст, он ки ӯро набоист ҷуст,
Бупечид аз андешаи нодуруст.

Зи афсун ҳунар пок пинҳон шавад,
Ҳамон душман аз дур хандон шавад.

Яке он, ки гуфтӣ шумори сипоҳ
Фузунтар шуд аз тобиши хуру моҳ.

Сутурону пилон чу тухми гиё
Шуд андар дами парраи осиё.

Бад-он гунатон ҳам чунин гашт рӯз,
Намонӣ ҳаме шоду гетифурӯз.

Ҳаметарс аз ин, к-ин газоянда даҳр
Магар заҳр созад аз ин пойзаҳр.

Касеро, ки хун рехтан пеша гашт,
Дили душман аз вай пурандеша гашт.

Бирезанд хунаш бар он ҳамнишон,
Ки ӯ рехт хуни сари саркашон.

Гар аз буми туркон барорӣ димор,
Ҳамон кин бихоҳанд фарҷоми кор.

Ба ҷангат наёям ҳамон бесипоҳ,
Ки девона хонад маро некхоҳ.

Наёям ҳаме пеши ту ногаҳон,
Натарсам,[1] ки бар ман сар орӣ замон.

Яке бандаӣ, ман яке шаҳрёр,
Бари банда ман кай шавам хорсор?!

Агар хоҳам аз шоҳи ту зинҳор,
Чу тангӣ ба рӯй оядам, нест ор.

Аз он пас дижу ганҷу мардум[2] туруст,
Бар ин номвар бум комат равост».[3]

Фиристода омад, бигуфт ин паём,
Зи пайғом Баҳром шуд шодком.

## ХОСТАНИ БАҲРОМИ ЧӮБИНА МАНШУРИ ЗИНҲОРИИ ПАРМУДА АЗ ҲУРМУЗД

Набиштанд пас номаи судманд,
Ба наздики Ҳурмузд[4] шоҳи баланд,

Ки «Хоқони Чин зинҳорӣ шудаст,
Зи Баҳроми ҷангӣ ҳисорӣ шудаст.

Яке мӯҳру маншур бояд ҳаме,
Бад-ин мужда-бар сур бояд ҳаме.

Чу хоқон зи мо зинҳорӣ шавад,
Аз он бартарӣ сӯи хорӣ шавад,

Шаҳаншоҳ шояд, ки бахшад бар ӯй,
Чу якбора з-ӯ дур шуд рангу бӯй».[5]

1. ИЛ – Битарсам
2. Л – чатрам; И – дару буму ганҷам
3. И –ранҷам туруст.
4. Л –пирӯз
5. И –б. 1165–1167 нест. Л–б. 1167 нест.

Чу нома биёмад ба наздики шоҳ,
Ба абр- андар овард фаррух кулоҳ.

Фиристоду эрониёнро бихонд,
Бари тахти шоҳаншаҳӣ[1] барнишонд.

Бифармуд, то нома бархонданд,
Ба хонанда-бар гавҳар афшонданд.

Ба озодагон гуфт: «Яздон сипос,
Ниёиш кунам шаб ба пешаш се пос,

Ки хоқони Чин кеҳтари мо бувад,
Сипеҳри баланд афсари мо бувад.

Ҳаме сар ба чархи фалак барфарохт,
Ҳаме хештан шоҳи гетӣ шинохт.

Кунун пеши бартарманиш бандаӣ,
Сипаҳбадсарӣ, марзҷӯяндаӣ.

Чунон шуд, ки бар мо кунад офарин,
Сипаҳдору солори туркону Чин.

Сипос аз Худованди хуршеду моҳ,
Ки ӯ дод бар бартарӣ дастгоҳ.[2]

Шумо ҳам ба Яздон ниёиш кунед,
Ҳама некуӣ дар физоиш кунед».

Фиристодаи паҳлавон[3] пеш[4] хонд,
Ба хубӣ суханҳо фаровон биронд.

Камар хост бо гавҳари шоҳвор,
Яке бораву ҷомаи шаҳрёр.

Ситомӣ бар он борагӣ-бар ба зар,
Ба ҳар мӯҳрае барнишонда[5] гуҳар.

---

1. И –Бар он номвар тахти шоҳӣ
2. ТПЗЛ – Ба дарвеш бахшем ганҷи куҳан,
Чу пайдо шавад ростӣ з-ин сухан.
3. И – туркро
4. Л – паҳлавонро
5. ИЛ – дарнишонда

Фиристодаро низ динор дод,
Яке бадраву чизи бисёр дод.

Чу хилъат бад-ин гуна ӯро[1] супурд,
Варо меҳтари паҳлавонон шумурд.

Бифармуд пас, то биёмад дабир,
Набиштанд пас[2] номае бар ҳарир,

Ки хоқони Пармуда ёри ман аст,
Бад-он марз- дар зинҳори ман аст.

1185 Бар ин мӯру маншур Яздон гувост,
Ки мо бандагонему ӯ подшост.

Ҷаҳонҷӯйро низ посух навишт
Пур аз орзу номае чун биҳишт.

Бад-ӯ гуфт: «Пармударо бо сипоҳ
Гусӣ кун ба хубӣ бад-ин боргоҳ.[3]

Ғанимат, ки аз лашкараш ёфтӣ,
Бад-он бандагӣ тез биштофтӣ.

Ба даргаҳ фирист, он чи андарх(в)ар аст,
Туро кирдгори ҷаҳон ёвар аст.

1190 Нигаҳ кун ба ҷое, ки душман бувад,
Агар душманеро нишеман бувад,

Бигиру нигаҳ дору хонаш[4] бисӯз
Ба некахтару[5] фоли гетифурӯз.

Гар эдун, ки лашкар фузун боядат,
Фузунӣ бувад, ганҷ[6] бифзоядат.

Ба як номаи дигар аз мо бихоҳ,
Фиристем чандон, ки бояд сипоҳ.

1. Л –бад-он марди доно
2. Л – навиштанд аз ӯ
3. Л – дигар душманонро
4. ИЛ – чояш
5. Л – фаррухпаю
6. ИЛ –ранҷ

Аз эрониён ҳар кӣ наздики туст,
Ки кардӣ ба дил ростиро дуруст.

1195 Бад-ин нома-бар номи эшон бубар,
Зи ранҷе, ки диданд, ёбанд бар.

Сипоҳи туро марзбонӣ диҳам,
Туро афсарӣ, паҳлавонӣ диҳам.

## ХАШМ ГИРИФТАНИ БАҲРОМИ ЧӮБИНА БАР ПАРМУДА

Чу нома биёмад бари паҳлавон,
Дили номвар паҳлавон шуд ҷавон.

Аз он[1] нома андар шигифтӣ бимонд,
Фиристоду эрониёнро бихонд.

Ҳамон хилъати шоҳ пеш оварид,
Бар ӯ офарин кард, ҳар кас ки дид.

1200 Суханҳои эрониён ҳар чи буд,
Бад-он нома- андар бад-эшон намуд.

Аз айвон баромад яке офарин,
Ки[2] гуфтӣ, биҷунбид рӯи замин.

Ҳамон номвар номаи зинҳор,
Ки Пармударо омад аз шаҳрёр,

Бад-он диж фиристод наздики ӯй,
Дурахшанда шуд ҷони торики ӯй.[3]

Фуруд омад аз бора он номдор,
Басе офарин хонд бар шаҳрёр![4]

1. Л – Бад-ин
2. Л–Ту
3. Л –б. 1203 нест.
4. Л– Чу Пармуда огоҳ шуд з-ин сухун,
Дигаргуна андеша афканд бун.

Ҳама хоста ҳарчи буд дар ҳисор,
Ба Баҳром биспурду барсохт кор.[1]

Фуруд омад аз диж сарафроз мард,
Ба аспи набард андаромад чу гард.

Ҳаме рафт бо лашкар аз диж ба роҳ,
Накард эч Баҳроми ялро нигоҳ.

Чу бишнид Баҳром, нанг омадаш,
Агарчанд шоҳе ба чанг омадаш.

Фиристоду ӯро пиёда зи роҳ,
Биёвард пӯён ба пеши сипоҳ.[2]

Чунин гуфт Пармуда ӯро, ки «ман
Сарафроз будам ба ҳар анҷуман,

Чунин пурманиш зинҳорӣ шудам,
Аз авҷи баландӣ ба хорӣ шудам.

Бад-ин рӯз ҳам нестӣ хушманиш,
Ки пеши ман овардӣ, эй бадкуниш.

Кунун ёфтам номаи зинҳор,
Ҳаме рафт хоҳам бари шаҳрёр.

Магар бо ман ӯ чун бародар шавад,
Бади рӯз бар ман сабуктар шавад.[3]

Туро бо ман акнун чӣ кор аст низ,
Супурдам туро тахту орому чиз.

Барошуфт Баҳрому шуд тезчашм,
Зи гуфтори Пармуда омад ба хашм.

---

1. ТПИЛ – Чу Баҳром бишнид, к-ӯ кард соз
Ба рафтан бари шоҳи гарданфароз,
Нигаҳбон фиристод, то дар ҳисор
Нависанд чизе, ки ояд ба кор.
2. ТПЗ – Пур аз хашм Баҳром гуфташ чунин:
«Шуморост оин ба Тӯрону Чин,
Ки бе хоҳиши ман сар андарниҳӣ,
Ба роҳ ин набошад, магар аблаҳӣ».
3. Л – б. 1214 нест.

Ба тезиш[1] як тозиёна бизад,
Бар он сон, ки аз носазоён сазад.

Бубастанд ҳам бар замон[2] пои ӯй,
Яке тангхиргоҳ шуд ҷои ӯй.

Чу Харроди Барзин чунон дид, гуфт,
Ки «Ин паҳлавонро хирад нест ҷуфт».

Биёмад ба назди дабири бузург,
Бад-ӯ гуфт, к- «Ин паҳлавони сутург,

Ба як парри пашша надорад хирад,
Азеро касеро ба кас нашмарад.

Бибояд-ш гуфтан, к-аз ин чора нест,
Варо бадтар аз хашм патёра нест».

Ба наздики Баҳром рафт ин ду мард,
Забонҳо пур аз панду рух ложвард.

Бигуфтанд, к- «Ин ранҷ додӣ ба бод,
Сари номвар пур зи оташ мабод».

Бидонист Баҳром, к-ин буд зишт,
Ба об-андар афканда шуд хушкхишт.

Пушаймон шуду банд аз ӯ баргирифт,
Зи кирдори худ даст бар сар гирифт.

Фиристодаш аспе ба заррин ситом,
Яке теғи ҳиндӣ ба заррин ниём.

Ҳам андар замон шуд ба наздики ӯй,
Ки равшан кунад ҷони торики ӯй.

Ҳаме буд, то ӯ миёнро бубаст,
Яке бораи тезтаг барнишаст.

Сипаҳбад ҳаме ронд бо ӯ ба роҳ,
Бидид он ки тоза набуд рӯи шоҳ.

1. Л – тундиш
2. ИЛ – дарзамон

Ба ҳангоми падруд кардан-ш гуфт,
Ки «Озор дорӣ зи ман дар нуҳуфт.

Гарат ҳаст бо шоҳи Эрон, магӯй,
Наёяд[1] туро з-ин сухан рангу бӯй».

Бад-ӯ гуфт хоқон, ки «Моро гила
Зи бахт асту кардам ба Яздон яла.

На ман з-он шуморам, ки бар ҳар касе
Суханҳо ҳаме ронд хоҳам басе.

Агар шаҳрёри ту з-ин огаҳӣ
Наёбад, назебад бар ӯ-бар меҳӣ.

Маро банд гардуни гарданда кард,
Нагӯям, ки бо ман бад ин банда кард».

Зи гуфтори ӯ гашт Баҳром зард,
Бупечиду хашм аз далерӣ бих(в) ард.

Чунин дод посух, ки «Омад нишон
Зи гуфтори он номвар саркашон,

Ки тухми бадӣ, то тавонӣ, макор,
Чу корӣ, барат бар диҳад рӯзгор.

Чаро ман ба ту дил биёростам,
Зи гетӣ туро некувӣ хостам.

Ҳаме[2] нома кардам ба шоҳи ҷаҳон,
Ҳама айби ту доштам дар ниҳон».

Бад-ӯ гуфт хоқон, ки «Он даргузашт,
Гузашта суханҳо ҳама бод гашт.[3]

Валекин чу дар ҷанг хорӣ бувад,
Гаҳи оштӣ бурдборӣ бувад.

---

1. ИЛ –Набояд
2. И – Ман ин
3. ТПЗ – Ба Яздон, ки аз ту маро кина нест,
Ба дил низ он кина дерина нест.
Бувад некии ту аз ин бад фузун,
Ту будӣ ба некӣ маро раҳнамун.

Туро хашм бо оштӣ гар якест,
Хирад бегумон назди ту андакест.

Чу солор роҳи Худованди хеш
Нагирад, зи дониш бад ояд-ш пеш.

Ҳамон роҳи Яздон бибояд сипурд,
Зи дил тирагиҳо бибояд ситурд.

Сухан гар наяфзоӣ акнун, равост,
Ки ин бад, ки шуд, гашт бо бод рост».

Зи хоқон чу бишнид Баҳром, гуфт,
Ки «Пиндоштам, к-ин бимонад нуҳуфт.

Кунун з-ин гиреҳ[1] кам наёмад зиён,
Напӯшам бар ӯ чодари парниён.

Ту он ҷо расӣ, ҳарчи хоҳӣ, бигӯй,
К-аз он ҳам накоҳад[2] маро обрӯй».

Бад-ӯ гуфт хоқон, ки «Ҳар шаҳрёр,
Ки аз неку бад барнагирад шумор,

Ба бад кардани банда хомуш бувад,
Чунон дон, ки бемағзу[3] беҳуш бувад.

Чу аз дур бинад туро бадсигол,
Агар некхоҳе бувад, гар[4] ҳамол,

Туро носазо хонаду сарсабук,
Варо шоҳи берой мағзе[5] тунук».

Чу бишнид Баҳром, шуд зардрӯй,
Нигаҳ кард Харроди Барзин бад-ӯй,

Битарсид аз он тез хунхора мард,
Ки ӯро зи бод андарорад ба гард.

1. ИЛ – гила
2. Л – На з-он кам шавад мар
3. И – ту ӯро, ки
4. Л – ё
5. ИЛ – Эрону мағзе

Ба Баҳром гуфт: «Эй сипаҳдори шоҳ,
Бихӯр хашму сар бозгардон зи роҳ,

Ки хоқон ҳаме рост гӯяд сухун,
Ту бинюшу андешаи бад макун.

Сухан гар нарафтӣ бад-ин гуна сард,
Варову туро нестӣ дил ба дард».

Бад-ӯ гуфт Баҳром, к-«Ин бадҳунар
Биҷӯяд ҳаме ҷойгоҳи падар».

Варо гуфт хоқон, ки «Ин бад макун,
Сазад бепадар гар нагардам[1] кухун.

Зи гетӣ ҳар он кас, ки ӯ чун ту буд,
Сараш пур зи гарду дилаш пур зи дуд,

Ҳамон бад сиголиду бо кас насохт,
Ба кажживу номардумӣ сар фарохт.

Ҳаме аз шаҳаншоҳ тарсониям,
Сар аз буданиҳо бигардониям.[2]

Зи гарданкашон, ӯ ҳамоли ман аст,
На чун бандаи бадсиголи ман аст.

Ҳушивору оҳиставу бонажод,
Басе номбардор дорад ба ёд.

Ба ҷону сари шоҳи эронсипоҳ,
К-аз эдар кунун бозгардӣ зи[3] роҳ.

Ба посух наяфзой аз бадхувӣ,
Нагӯӣ сухан низ, то нашнавӣ».

Чу бишнид Баҳром, аз ӯ гашт боз,
Ба лашкаргаҳ омад, сари кинасоз.[4]

---

1. Л – бигардам
2. Л – Ҳама з-ӯ бувад ранҷу осониям.
3. И – ба
4. Л – гави ҷангсоз.

Чунин гуфт Баҳроми ҷангозмой
Ба назди бузургони покизарой,[1]

Ки «Харроди Барзину он бихрадон,
Дабиру бузургу дигар мӯбадон

Нависанд нома ба шоҳи ҷаҳон,
Сухан ҳарчи рафт ошкору ниҳон».

Сипаҳдор бо мӯбади мӯбадон
Ба хашм он замон гуфт, к-«Эй бихрадон,

Ҳам акнун аз эдар ба диж-бар равед,
Бикӯшеду бо бод ҳамраҳ шавед.[2]

Ба диж-дар бубинед то хоста,
Чӣ моя бувад ганҷи ороста».

Дабирон бирафтанд дил пурҳарос,
Зи шабгир то шаб гузашта се пос.

Сияҳ шуд басе номҳо аз шумор,
Набишта нашуд ҳам ба фарҷоми кор.

Ба диж-дар набуд роҳ аз ин хоста,
Гузашта бар ӯ солу нокоста.

Зи ҳангоми Арҷоспу Афросиёб,
Зи динору гавҳар, ки хезад зи об[3].

Ҳамон низ чизе, ки конӣ бувад,
Куҷо растанаш осмонӣ бувад.

Ҳамон ганҷҳо андар Овоза буд,
Куҷо[4] номи ӯ дар ҷаҳон тоза буд.

Зи чизи Сиёвуш нахустин камар,
Ба ҳар мӯҳрае дарнишонда[5] гуҳар.

1. ИЛ – б. 1270 нест.
2. И –б. 1272–1274 нест.
3. Л – б. 1276–1279 нест.
4. Л – Яке
5. Л – дар се бора

Ҳамон гӯшвораш, ки андар ҷаҳон
Касеро набуд аз кеҳону меҳон,

Ки Кайхусрав онро ба Лӯҳросп дод,
Ки Лӯҳросп з-он пас ба Гуштосп дод,

Ки Арҷосп онро ба диж дарниҳод,
Ки ҳангоми он кас надорад ба ёд.

Набиштанд як-як ҳама хоста,
Ки буд андар он ганҷ ороста.[1]

Фиристод Баҳром марде дабир,
Сухангӯву равшандилу ёдгир.

Биёмад, ҳама хоста гирд кард,
Ки буд дар дижу ҳам ба дашти набард.

Аз он[2] хоста буд ду гӯшвор,
Ду мӯза бад-ӯ-дар зи[3] гавҳар нигор.

Ҳамон шӯшаи зар бар ӯ бофта,
Ба гавҳар сари шӯша[4] бартофта.

Ду бурди ямонӣ ҳамон заррбафт,
Бисахтанд ҳар як ба ман буд ҳафт.

Сипаҳбад зи кажживу кундоварӣ
Набуд огаҳ аз ҷустани доварӣ.

Ду бурди ямонӣ ба як сӯ ниҳод,
Ду мӯза ба нома накард эч ёд.

Бифармуд аз он пас ба Эзадгушасп,
Ки то бо саворон нишинад ба асп.

Зи лашкар гузин кард марде ҳазор,
Ки бо ӯ шавад то дари шаҳрёр.[5]

1. ТПЗИЛ – Шумораш надонист кас дар ҷаҳон,
Ситорашиносону фаррухмеҳон,
2. Л – Або
3. Л – дурри
4. Л – шафша
5. ТПЗ – Далерон нишастанд яксар ба асп,
Бибурд ончунон ганҷ Эзадгушасп.

Зи хоқон шутур хост сӣ корвон,
Шумурд он шутурвор бар сорвон.

Саворон бирафтанду хоқон зи пеш
Ҳаме ронд бо номдорони хеш.

## ОМАДАНИ ХОҚОН БА НАЗДИКИ ҲУРМУЗДШОҲ

Чу хоқон биёмад ба наздики шоҳ
Або ганҷи деринаву бо сипоҳ,

Чу бишнид шоҳи ҷаҳон, барнишаст
Ба сар-бар яке тоҷу гурзе ба даст.

Биёмад чунин, то ба даргаҳ расид,
Зи даҳлез чун рӯи хоқон бидид,

Ҳаме буд то чун-ш бинад ба роҳ,
Фуруд ояд ӯ ҳамчунин бо сипоҳ.

Бубинад-шу баргардад аз пеши ӯй,
Пурандеша буд з-он сухан номҷӯй.

Пас он гоҳ хоқон чунон ҳам бар асп,
Биёмад або мӯбад Эзадгушасп.[1]

Фуруд омад аз асп хоқон ҳамон,
Биёмад бари шоҳи Эрон дамон.

Шаҳаншоҳ аспи[2] таковар биронд,
Ба даҳлез бо ӯ замоне намонд.[3]

Диранге бибуд,[4] то ҷаҳондор шоҳ
Расидӣ ба айвон аз он боргоҳ.[5]

Чу хоқон бирафт аз паси[6] шаҳрёр,
Инонаш гирифт он замон пардадор.

---

1. И – Озаргушасп;
ТПЗ – Чу танг андаромад ҷаҳондор шоҳ,
Бичунбид бар хештан бо сипоҳ.
2. Л – аспе
3. ИЛ – бимонд.
4. И – набуд
5. И – Нишаст аз бари тозиаспи сиёҳ.
6. И – аз дари

Пиёда шуд аз асп Пармуда зуд,
Бар он кеҳтарӣ ҷодуиҳо намуд.

Хиромон биёмад ба наздики тахт,
Мар ӯро шаҳаншоҳ бинвохт сахт.

Бипурсиду биншондаш пеши хеш,
Ғамӣ шуд зи ҷони бадандеши хеш.

Сазовори ӯ ҷойгаҳ сохтанд,
Яке хуррам айвон бипардохтанд.[1]

Бибурданд чизе, ки шоиста буд,
Ҳамон пеши Пармуда боиста буд.

Сипаҳро ба наздики ӯ ҷой кард,
Дабире бар он кор барпой кард.

Чу огаҳ шуд аз кори он хоста,
Ки овард Пармуда ороста.

Ба майдон фиристод, то ҳамчунон
Бувад бори пурмоя бо сорвон.

Чу осуд як ҳафта аз ранҷи роҳ,
Ба ҳаштум яке сур фармуд шоҳ.

Чу хоқон ба пеши ҷаҳондор шоҳ
Нишаст аз бари хон бар он пойгоҳ,[2]

Бифармуд, то бори он уштурон
Ба пушт андароранд пеши сарон.

Касе баргирифт аз кашанда шумор,
Ба як рӯз муздур шуд даҳ[3] ҳазор.

Дигар рӯз ҳам бомдоди пагоҳ
Ба хон-бар май оварду биншаст шоҳ.

1. И –б. 1311 нест.
2. ИЛ – боргоҳ.
3. ИЛ – буд сад

Зи майдон бибурданд панҷаҳ ҳазор,
Ҳамон танг бар пушт[1] мардони кор.

Аз Овоза сад ганҷ шуд сохта,
Дили шоҳ аз он кор пардохта.

Яке тахтҷома бифармуд шоҳ,
Ки он ҷо биёранд пеши силоҳ.

Ҳамон пургуҳар гӯшвору камар,
Ки гуфтӣ ҳама зарр буду гуҳар.[2]

Яке офарин хост аз[3] базмгоҳ,
Ки пирӯз бод ин ҷаҳондор шоҳ.

Ба Эзадгушасп он замон шоҳ гуфт,
Ки бо вай будаш ошкору нуҳуфт.

Ки «чун бинӣ ин кори Чӯбинаро,
Ба мардӣ ба пой оварад кинаро?»

Чунин гуфт Эзадгушаспи[4] дабир,
Ки «эй шоҳи равшандилу ёдгир,

Ба суре, ки дастон-ш Чӯбин бувад,
Чунон дон, ки хонаш навоин бувад».

Зи гуфтори ӯ шоҳ шуд бадгумон,
Равонаш пурандеша шуд як замон.

## ОГОҲӢ ЁФТАНИ ҲУРМУЗД АЗ НОРОСТИИ БАҲРОМИ ЧӮБИНА ВА ПАЙМОН БАСТАН БО ХОҚОН

Ҳаюне биёмад ҳам он гаҳ сутург
Або[5] номае аз дабири бузург,

Ки шоҳи ҷаҳон ҷовидон шод бод,
Сару тоҷи ӯ бандаро ёд бод!

---

1. Л –Ҳама танг барбаста
2. ТПЗ – Фиристодаро доду кард офарин,
   Фиристода бӯсид рӯи замин.
3. Л – бар
4. Л – Оингушаспи
5. ИЛ – Яке

Чунон дон, ки бурди ямонӣ ду буд,
Ҳамон мӯза аз гавҳари нобисуд.

Ҳамон гӯшвори Сиёвуши рад,
К-аз ӯ ёдгор аст моро хирад.

Аз ин ҷойгаҳ паҳлавон[1] баргирифт,
Чу ӯ дид ранҷ, ин набояд[2] шигифт.

Зи Шоҳак бипурсид пас номҷӯй,
К-аз ин ҳар чӣ дидӣ, якояк бигӯй.

Сухан гуфт Шоҳак бар ин ҳамнишон,
Барошуфт аз он шоҳи гарданкашон.

Ҳам андар замон гуфт: «Чӯбина роҳ
Ҳаме гум кунад, сар барорад ба моҳ.

Яке он ки хоқони Чинро бизад,
Бар он сон, ки аз гавҳари ӯ сазад.

Дигар он ки ҷуз гӯшвораш ба кор
Наёмад,[3] магар шуд яке шаҳрёр?

Ҳама ранҷи ӯ сарбасар бод гашт,
Ҳама дод додан-ш бедод гашт».

Бигуфт ину Пармударо пеш хонд,
Бар он номвар ҷойгоҳаш нишонд.

Бибурданду хӯрданд то шаб зи роҳ
Бияфшонд он тира зулфи сиёҳ.[4]

Ба хоқон чунин гуфт, к- «Аз баҳри[5] ман[6]
Басе ранҷ дидӣ дар ин анҷуман.[7]

1. И – паҳлавӣ
2. ИЛ – ранҷ дид, ин набошад
3. Л – Биёмад,
4. И – б. 1342, 1343 нест.
5. Л – «Гар аҳди
6. И –меҳри ту.
7. Л- Пазирӣ биёбӣ бад-он шаҳди ман;
И – Чу дидам, набуррам ман аз чеҳри ту.

Нишаста биёзиду дасташ гирифт,
Аз ӯ монд Пармуда андар шигифт.

Бад-ӯ гуфт: «Савганди мо тоза кун,
Ҳама кор бар дигар андоза кун.

Ба Яздон, ки ӯ бартар аз бартарист,[1]
Нигорандаи Зӯҳраву Муштарист,

Ки чун бозгардӣ, напечӣ зи ман,
На аз номдорони он анҷуман».

Бихӯрданд савгандҳои гарон
Ба Яздони поку ба ҷони сарон.

Ба тоҷу ба гоҳу ба хуршеду моҳ,
Ба Озаргушаспу ба мӯҳру кулоҳ,[2]

Ки аз шоҳ хоқон напечад ба дил,
Набошад[3] ба коре варо дилгусил.

Бигуфтанду аз ҷой бархостанд,
Сӯи хобгаҳ рафтан оростанд.

Чу барзад сар аз кӯҳ зард офтоб,
Сари тоҷдорон баромад зи хоб,

Яке[4] хилъат орост пурмоя шоҳ
Зи заррину симину аспу кулоҳ.

Чу заррин камарҳои гавҳарнигор,
Чи аз ёраву тавқи богӯшвор.

Чи аспони тозӣ ба зарринситом,
Чи шамшери ҳиндӣ ба заррин ниём.

Ба наздики хоқон фиристод шоҳ,
Ду манзил ҳаме рафт[5] бо ӯ ба роҳ.[6]

1. Л – ӯро аз он беҳтарист.
2. ИЛ – озарпаноҳ.
3. Л – Надорад
4. Л – Басе
5. Л – ҳаме ронд
6. И – б. 1357 нест.

Се дигар бипаймуд роҳи дароз,
Дурудаш фиристоду шаҳ[1] гашт боз.

Чу огоҳӣ омад сӯи паҳлавон
Аз он хилъати шаҳрёри ҷаҳон

Зи хоқони чинӣ, ки омад ба роҳ,[2]
Чунон шод гашта ба наздики шоҳ.[3]

Пазира шудаш паҳлавони сипоҳ,[4]
Аз Эрон ҳар он кас, ки буд некхоҳ.[5]

Алаф сохт ҷое, ки вай[6] баргузашт
Ба шаҳру деҳу манзили[7] кӯҳу[8] дашт.

Ҳаме тохт пӯзишкунон пеши ӯ,
Пур аз шарм ҷони бадандеши ӯ.

Чу Пармударо дид, кард офарин,
Аз ӯ сар бупечид хоқони Чин.

Напазруфт аз ӯ, ҳарчӣ оварда буд,
Алаф буд, агар бадраву барда буд.

Ҳаме ронд Баҳром бо ӯ ба роҳ,
Накард эч хоқон бад-ӯ-дар нигоҳ.

Бар ин гуна шуд то се манзил биронд,
Ки якрӯза Пармуда ӯро нахонд.

Чаҳорум фиристод хоқон касе,
Ки баргард чун ранҷ дидӣ басе.

Чу бишнид Баҳром, баргашт аз ӯй,
Ба тундӣ сӯи Балх binҳод рӯй.[9]

---

1. И – з-ӯ
2. ИЛ – аз назди шоҳ
3. Л – баргашту омад зи роҳ.
   И – баргашту омад ба роҳ.
4. ИЛ – савор.
5. ИЛ – номдор.
6. ИЛ–ӯ
7. И – манзилу
8. Л – шаҳр андарун ҳам ба манзил, ба
9. ТПЗ – Ҳаме буд дар Балх чанде дижам,
   Ки карда пушаймону дил пур зи ғам.

## ФИРИСТОДАНИ ҲУРМУЗД ДУКДОН ВА ҶОМАИ ЗАНОН НАЗДИ БАҲРОМИ ЧӮБИНА

Ҷаҳондор ҳам з-ӯ на хушнуд буд,
Зи тезӣ равонаш пур аз дуд буд.

Аз озори хоқони чинӣ нахуст,
Ки Баҳром аз озарми ӯ дил бишуст.

Дигар он ки чизе, ки фармон набуд,
Ба бардоштан худ далерӣ намуд.

Яке нома бинвишт пас шаҳрёр,
Ба Баҳром, к- «Эй деви носозкор,[1]

Ҳунарҳо зи Яздон набинӣ ҳаме,
Ба чархи фалак барнишинӣ ҳаме.[2]

Наёяд ҳаме ёдат аз ранҷи ман,
Сипоҳи ману бахшиши ганҷи ман.

Раҳи паҳлавонон насозӣ ҳаме,
Сарат б-осмон барфарозӣ ҳаме.

Зи фармони ман сар бупечидаӣ,
Дигаргуна коре басечидаӣ.

Кунун хилъат омад сазовори ту,
Писандидаву дархури кори ту».

Чу бинҳод бар нома-бар мӯҳр шоҳ,
Бифармуд, то дукдоне сиёҳ

Биёранд бо дуку панба дар ӯй,
Ниҳода басе носазо рангу бӯй.

Ҳам аз шаър пероҳане ложвард,
Яке сурху шалвору миқнои зард

Фиристодаи беманиш баргузид,
Ки он хилъати бебаҳоро сазид.

1. Л–меҳтари нобакор;
ТПЗМ – Надонӣ ҳаме хештанро ту боз,
Чунин аэ бузургӣ шудӣ бениёз.
2. И –б. 1374 нест.

Бад ӯ гуфт, к- «Ин назди Баҳром бар,
Бигӯ, эй сабукмояи бегуҳар,

Ту хоқони чинӣ[1] бубандӣ ҳаме,
Газанди бузургон писандӣ[2] ҳаме.

1385 Зи тахте, ки ҳастӣ, фуруд орамат,
Аз ин пас ба кас низ нашморамат!»

Фиристода бо хилъат омад чу бод,
Шунида суханҳо ҳама кард ёд.

## ПӮШИДАНИ БАҲРОМИ ЧӮБИНА ҶОМАИ ЗАНОН ВА ХУДРО ДАР ҲАМОН ҶОМА БА САРДОРОНИ ЛАШКАР НАМУДАН

Чу Баҳром бо нома хилъат бидид,
Шикебоиву хомушӣ баргузид.

Ҳаме гуфт: «Ин аст подоши ман,
Чунин аст аз ин шоҳ пархоши ман.

Чунин бад аз андешаи шоҳ нест,
Ҷуз аз носазо гуфти бадхоҳ нест.

1390 Ҷаҳондор бар бандагон подшост,
Агар мар маро хор гирад, равост.

Гумоне набурдам, ки наздики шоҳ
Бадандешагон низ ёбанд роҳ.

Аз он пас, ки бо хормоя сипоҳ
Ба тезӣ бирафтам зи даргоҳи шоҳ.

Ҳама дидаанд он, ки ман кардаам,
Ғаму ранҷу сахтӣ, ки ман бурдаам.

Чу подоши ин ранҷ хорӣ бувад,
Гар аз бахт носозгорӣ бувад,

1. И – Чинро
2. И – Навозандаи мо газандӣ

Ба Яздон бинолам зи гардонсипеҳр,
Ки аз ман чунин пок бугсист меҳр».

Зи додори некидиҳиш ёд кард,
Бипӯшид пас ҷомаи сурху зард.

Ба пеш- андарун дукдоне сиёҳ
Ниҳода ҳар он ч-аш фиристод шоҳ.

Бифармуд, то ҳар кӣ буд аз меҳон,
Аз он номдорони шоҳи ҷаҳон,

Зи лашкар бирафтанд наздики ӯй,
Пурандеша буд ҷони торики ӯй.

Чу рафтанд, диданд пиру ҷавон,
Бар он гуна-бар пӯшиши паҳлавон.

Бимонданд аз он кор яксар шигифт,
Дили ҳар кас андешае баргирифт.

Чунин гуфт пас паҳлавони сипоҳ,
Ки «Хилъат бар ин сон фиристод шоҳ,[1]

Ҷаҳондор шоҳ асту мо бандаем,
Дилу ҷон ба меҳри вай огандаем.

Чӣ бинед бинандагон андар ин,
Чӣ гӯем бо шаҳрёри замин?»

Ба посух кушоданд яксар забон,
Ки эй номвар, пурҳунар паҳлавон,

Чу арҷи ту ин аст наздики шоҳ,
Сагонанд[2] бар боргоҳаш сипоҳ.

---

1. ТПЗ – Шунидеду дидед кирдори ман,
Ба жӯпин задан ҷангу пайкори ман.
Зи тахти каён шоҳ буд ноумед,
Ҷаҳон тирагун буд, зи ман шуд сафед.
Бипӯшидам ин хилъати написанд
Ба фармони он шаҳрёри баланд.
2. И – Сагонем

Нигар, то чӣ гуфт ин хирадманди пир
Ба Рай, чун дилаш танг шуд з-Ардашер,[1]

Ки безорам аз мӯбаду тахти шоҳ,
Чу неку бади ман надорад нигоҳ.

Касе, к-ӯ туро нест озармҷӯй,
Чӣ ҷӯӣ, чӣ хоҳӣ аз ӯ обрӯй?!»[2]

Чунин гуфт Баҳром, к- «Ин худ магӯй,
Ки аз шоҳ гирад сипаҳ обрӯй.

Ҳама сарбасар бандагони ваем,
Диҳандасту дорандагони ваем».

Чунин ёфт посух аз эрониён,
Ки «Мо худ набандем аз ин пас миён.

Ба Эрон кас ӯро нахоҳем шоҳ,
На Баҳромро паҳлавони сипоҳ».

Бигуфтанд в-аз пеш берун шуданд,
Зи кохи сипаҳбад[3] ба ҳомун шуданд.

Сипаҳбад сипаҳро ҳама дод панд,
Ҳаме дошт бо панд лабро ба банд.

## АНДАР ДИДАНИ БАҲРОМИ ЧӮБИНА БАХТИ ХУДРО

Чунин то ду ҳафта бад-ин[4] баргузашт,
Сипаҳбад зи айвон омад[5] ба дашт.

Яке беша пеш омадаш пурдарахт,
Сазовори майхораи некбахт.

Яке гӯр дид андар он марғзор,
К-аз он нектар кас набинад шикор.[6]

1. Л – б. 1406, 1407 нест.
2. ИЛ – б. 1409 нест.
3. ИЛ – хумоюн
4. ИЛ – бар ӯ
5. И – Сипаҳдор аз айвон биёмад; Л – биёмад
6. И – хубтар кас набинад нигор.

Пас- андар ҳаме ронд Баҳром нарм,
Бар ӯ борагиро накард эч гарм.

Бад-он беша дар ҷои нахчиргоҳ
Ба пеш- андар омад яке танг роҳ.

Зи тангӣ чу гӯри жаён баргузашт,
Биёбон падид омаду боғу дашт.[1]

Аз ин дашт[2] Баҳром чун бингарид,
Яке кохи пурмоя омад падид.

Бад-он кох Баҳром бинҳод рӯй,
Ҳамон гӯр пеш- андарун роҳҷӯй.

Ҳаме ронд то пеши он кох асп,
Паси пушти ӯ буд Эзадгушасп.

Инони таковар бад-ӯ доду гуфт,
Ки «бо ту ҳамеша хирад бод ҷуфт».

Пиёда ба даҳлези кох- андарун
Ҳаме рафт Баҳром бе-раҳнамун.

Замоне ҳаме буд Эзадгушасп,
Гирифта ба даст он гаронмоя асп.

Ялонсина омад паси ӯ давон,
Бар аспи таковар бубаста миён.[3]

Бад-ӯ гуфт Эзадгушаспи далер,[4]
«Ба кох- андарун рав, ту, эй наррашер![5]

Бубин, то куҷо рафт солори мо,
Сипаҳдор, он номбардори[6] мо».

1. ТПЗ – Гурозид Баҳрому тозид гӯр,
Ба об- андарун ғарқа шуд марду бӯр.
2. Л – Гузоранда
3. ИЛ – б. 1428 нест.
4. ИЛ – Ялонсинаро гуфт: «Акнун яке
5. Л – Ба кох- андарун рон ту низ андаке;
И – Ба кох- андарун рон ту асп андаке.
6. И – Сипаҳбад дилу дастбардори;
И – Сипаҳбад яли дастбардори

Ялонсина дар боғ[1] бинҳод рӯй,
Диле пур зи андеша солорҷӯй.

Яке коху айвони фархунда дид,
К-аз он сон ба Эрон надиду шунид.

Ба як[2] дасти айвон яке тоқ дид,
Зи дида сари чархи[3] ӯ нопадид.

Ниҳода ба тоқ- андарун тахти зар,
Нишонда ба ҳар пора дурру[4] гуҳар.

Бар он тахт фарше зи дебои Рум,
Ҳама пайкараш гавҳару зарру бум.

Нишаста бар ӯ-бар зане тоҷдор,
Ба болой сарву ба рух чун баҳор.[5]

Фаровон парастанда бар гирди тахт
Бутони парирӯи бедорбахт.[6]

Чун он зан Ялонсинаро дид, гуфт
Парастандаеро, ки эй хубҷуфт,

Бирав тезу он шердилро бигӯй,
Ки эдар туро омадан нест рӯй.

Ҳаме бош наздики ёрони хеш,
Вай акнун биёяд, ҳаме рав ту пеш».[7]

1. Л – коҳ
2. И – Яке
3. И – баландии
4. Л – пояе дур.
5. ТПЗ – Фурӯ ҳишта бар сар ду мушкин каманд,
Ки кардӣ бад-он пурдилонро ба банд.
Зи дидори ӯ муштарӣ тира буд,
Хирад пеши рӯяш ҳамон хира буд.
Ба сони сутуне ба сим озада,
Рухаш рашки хуршеди тобон шуда.
Бари тахти заррин яке зергоҳ,
Нишаста бар ӯ паҳлавони сипоҳ.
6. ТПЗМ – Ниҳонӣ бигуфтанд бисёр чиз,
Ҷуз он ҳар ду тан кас надонист низ.
7. ТПЗЛ – Бад-ин сон паёмаш зи Баҳром деҳ,
Дилашро ба баргаштан ором деҳ.

Ҳам он гаҳ парастандагонро ба роҳ
Зи[1] айвон барафканд назди сипоҳ,

Ки то аспи гурдон ба охур баранд,
Барафкандаву зинҳо[2] бишмаранд.

Дари боғ букшод полезбон
Ба фармони он тозарух мизбон.

Биёмад яке марди меҳтарпараст
Ба боғ аз пайи божу барсам ба даст.

Ниҳоданд хон гирди боғ-андарун,
Хуриш хостанд[3] аз гумонӣ фузун.[4]

Чу нон хӯрда шуд, аспи гарданкашон
Бибурданд пӯён ба ҷои нишон.

Бад-ин зан чу баргашт, Баҳром гуфт,
Ки «Тоҷи туро Муштарӣ бод ҷуфт!»

Бад-ӯ гуфт: «Пирӯзгар бош, - зан, -
Ҳамеша шикебодилу ройзан».[5]

Чу Баҳром аз он гулшан омад бурун,
Ту гуфтӣ, ҳаме борад аз чашм хун.

Маниш дигару гуфту посух дигар,
Ту гуфтӣ, ба гардун баровард сар.

Биёмад ҳам андар замон наррагӯр,
Сипаҳбад пас- андар ҳаме ронд бӯр.

---

1. ИЛ – Аз
2. Л – Пароканда зинҳо ҳаме;
   И – Аз афканданиҳо ҳама
3. ИЛ – сохтанд
4. И – бурун.
5. ТПЗ – Ки солори Тӯрону Эрон туӣ,
   Шаҳаншоҳи гурдону шерон туӣ,
   Бирав, тахту дайҳими Эрон туроcт,
   Ҷаҳон аз ту дорад ҳаме пушт рост.
   Ба зӯр ин ҷаҳонро ба ханҷар бигир,
   Зи хоки сияҳ то ба ахтар бигир.
   Ниҳонӣ бигуфтанд бисёр чиз,
   Ҷуз он ҳар ду тан кас надонист низ.

Чунин то аз он беша омад бурун,
Ҳаме буд Баҳромро раҳнамун.

Ба шаҳр андаромад зи нахчиргоҳ,
Аз он кор накшод лаб бар сипоҳ.[1]

Нигаҳ кард Харроди Барзин бар ӯй,
Чунин гуфт, к- «Эй меҳтари ростгӯй,

Ба нахчиргоҳ ин шигифтӣ чӣ буд,
Ки он кас надиду на ҳаргиз шунуд?»

Аз он[2] паҳлавон ҳеч посух надод
Дижам гашту сар сӯи Эрон ниҳод.[3]

## ГИРИФТАНИ БАҲРОМИ ЧӮБИНА ОИНИ ПОДШОҲӢ

Дигар рӯз чун симгун гашт роғ,
Падид омад он зардрахшон чароғ,

Бигустурд фарше зи дебои Чин,
Ки гуфтӣ, магар осмон шуд замин.

Ҳама кох курсии заррин ниҳод,
Зи дебои зарбафт болин ниҳод.

Ниҳоданд заррин яке зергоҳ,
Нишаст аз бараш паҳлавони сипоҳ.

Нишасте биёрост шоҳаншаҳӣ,
Ниҳода ба сар-бар кулоҳи меҳӣ.

Нигаҳ кард кораш дабири бузург,
Бидонист, к-ӯ шуд далеру сутург.

Чу наздики Харроди Барзин расид,
Бигуфт он чи донисту диду шунид.

1. ИЛ – варо.
2. Л – Айвон.
3. ТПЗ – Дигар кас наёраст гуфтан бад-ӯй,
Ки ин кор худ чист в-ин рангу бӯй.

Чу Харроди Барзин шунид ин сухан,
Бидонист, к-он ранҷҳо шуд куҳан.

Чунин гуфт пас, к- «Эй гиромӣ дабир,
Ту кори чунин бар дил осон магир.

Набояд кушодан бар ин кор лаб,
Бари шоҳ бояд будан тирашаб.[1]

Шаҳаншоҳи мо хирасар шуд бад-он,
Ки хилъат фиристодаш аз дукдон.

Надонист, к-ин шери пархошхар
Зи фармон бупечад бад-ин гуна сар»,[2]

Ки Баҳромро дил пур аз тоҷ гашт,
Ҳамон тахт зер -андараш оҷ гашт.

Заданд андар он кор ҳар гуна рой,
Ҳаме чора аз рафтан омад ба ҷой.

Чу ранги гурез андаромехтанд,
Шаби тира аз Балх бугрехтанд.

Сипаҳбад бидонист он корашон,
Зи равшан равонҳои бедорашон.

Ялонсинаро гуфт: «Бо сад савор
Битоз аз паи ин ду ноҳушвор».

Ялонсина андар дабири бузург[3]
Расиду барошуфт бар сони гург.

Аз ӯ чиз бистад ҳама, ҳар чӣ дошт,
Ба банди гаронаш зи раҳ боздошт.

Ба наздики Баҳром бурдаш зи роҳ,
Бад-он то кунад бегунаҳро[4] табоҳ.

1. Л –нимшаб.
2. ИЛ – б. 1468, 1469 нест.
3. ИЛ–чу огаҳ шуд аз
4. Л – бегунохаш

Бад-ӯ паҳлавон гуфт, к-«Эй девсоз,
Чаро рафтӣ аз назди ман бе ҷавоз?».

Чунин дод посух, ки «Эй паҳлавон,
Маро кард Харроди Барзин навон.

Маро гуфт, к-Эдар[1] будан рӯй нест,
Диранги ту ҷуз коми бадгӯй нест.

Чу Баҳроми ял паҳлавони сипоҳ,
Ба шоҳӣ нишинад бар ин боргоҳ,

Марову туро бими куштан бувад,
Аз эдар магар бозгаштан бувад».

Бад-ӯ гуфт Баҳром: «Шояд будан,
Ба неку ба бад рой бояд задан».

Зиёне, ки будаш, ҳама боздод,
Ҳам аз ганҷи хешаш яке[2] соз дод.

Аз он пас бад-ӯ гуфт: «Рав, кори хеш
Ба жарфӣ нигаҳ дору магрез беш».

## ОГАҲ ДОДАНИ ХАРРОДИ БАРЗИН ҲУРМУЗДРО АЗ КОРИ БАҲРОМИ ЧӮБИНА

В-аз ин рӯй Харроди Барзин ниҳон
Ҳаме тохт то назди шоҳи ҷаҳон.

Ҳама гуфтаниҳо бад-ӯ бозгуфт,
Ҳама розҳо баркушод аз нуҳуфт.

Чунин то аз он бешаву марғзор
Якояк ҳама гуфт бо шаҳрёр.

В-аз он рафтани гӯру он роҳи танг,
Аз ороми Баҳрому чандон диранг.

1. Л – Ҳаме гуфт: эдар
2. ИЛ – басе

В-аз он коху[1] он тахти гавҳарнигор,
Парастандагону аз он[2] тоҷдор.

Якояк бигуфт, он чи з-ӯ дида буд,
Дигар ҳарчи з-он кор бишнида буд.

Аз он тоҷвар монд андар шигифт,
Сухан ҳарчи бишнид, дар дил гирифт.

Чу гуфтори мӯбад ба ёд омадаш,
Зи дил-бар яке сард бод омадаш.

Ҳамон низ гуфтори он фолгӯ,
Ки гуфт ӯ бупечад сар аз тахт ӯ.

Сабук мӯбади мӯбадонро бихонд,
Бад-он ҷой Харроди Барзин нишонд.

Ба Харроди Барзин чунин гуфт шоҳ,
Ки «Букшой лаб з-он, ки дидӣ ба роҳ»,

Ба фармони ӯ худ забон баркушод,
Суханҳо якояк ҳама кард ёд.

Бад-ӯ шоҳ гуфт: «Ин чӣ шояд будан,
Ҳама достонҳо бибояд задан?

Ки дар беша гӯре бувад раҳнамой,
Миёни биёбон бубинӣ сарой.

Абар тахти заррин зане тоҷдор
Парастанда пеш- андарун шоҳвор,

Ба кирдори хобест ин достон,
Ки ёд ояд аз гуфтаи бостон».

Чунин гуфт мӯбад ба шоҳи ҷаҳон,
Ки «Ин[3] гӯр деве бувад дар[4] ниҳон.

1. Л – тоҷу
2. ИЛ – зани
3. ИЛ –Он
4. Л –буд андар

Чу Баҳромро хонд аз ростӣ,
Падид омад андар дилаш костӣ.

Ҳамон кох чун[1] гӯрситоне шинос,
Бар он тахт зан ҷодуе носипос,

Ки Баҳромро он[2] сутургӣ фузуд,
Ҳамон[3] тоҷу тахти бузургӣ намуд.

Чу баргашт аз ӯ, пурманиш гашту маст,
Чунон дон,[4] ки ҳаргиз наёяд ба даст.

Ба дил доғаш аз дукдони ту буд,
Раҳи деви ҷоду бад-он барфузуд.

Набоист он хилъати носазо
Фиристод наздики он пурҷафо,

Ки эрониён з-он бупечидаанд,
Умед аз шаҳаншоҳ бубридаанд.[5]

Кунун чора он кун, ки то он сипоҳ
Зи Балх оварӣ сӯи ин боргоҳ».

Пушаймон шуд аз карди худ шаҳрёр,
Аз он пунбаву ҷомаи пурнигор.

Зи Харроди Барзин бипурсид шоҳ:
«Чӣ гуфтанд аз он зан бад-он боргоҳ?»

Ба Ҳурмуз чунин гуфт, к- «Эй шаҳрёр, –
Сипаҳ яксара, – он зани номдор,–

Бигуфтанд, к-ин бахти Баҳром буд,
Ки бас хуб бар тахту падром буд».

Чу бишнид з-ӯ ин сухан шаҳрёр,
Битарсид сахт аз бади рӯзгор.

1. Л–кохро
2. Л – з-он; И –ин
3. Л – Чун он; И – Чун он тоҷу тахту
4. ИЛ– шуд
5. ИЛ –б. 1507–1509 нест.

Бад-ин барнаёмад басе рӯзгор,[1]
Ки омад кас аз паҳлавони савор.

Яке салла аз ханҷар анбошта,[2]
Якояк сари теғ баргошта.

Биёварда, бинҳод дар пеши шоҳ,
Ҳаме кард шоҳ андар оҳан нигоҳ.

Бифармуд, то теғҳо бишкананд,
Бад-он саллаи нобакор афкананд.

Фиристод наздики Баҳром боз,
Нагуфта сухан, гашта пайдо зи[3] роз.

Сари салла чун кард Баҳром боз,
Бидид он сари теғҳои дароз.[4]

Ба ду ним[5] карда, ниҳода ба ҷой,
Пурандеша шуд марди[6] баргаштарой,

Фиристоду эрониёнро бихонд,
Ҳама гирди он салла андарнишонд.

Чунин гуфт, к- «Ин ҳадяи шаҳрёр,
Бубинеду инро мадоред хор.

Ҳаме гӯяд ин лашкари бебаҳост,
Сари ханҷар инро, ки гуфтам гувост».

Пурандеша шуд лашкар аз кори шоҳ,
Зи гуфтори он паҳлавони сипоҳ.

Ки як рӯзмон ҳадяи шаҳрёр,
Бувад дук бо ҷомаи пурнигор,

1. ИЛ – б. 1512–1516 нест.
2. Л – Яке салла ханҷар барафрошта,
3. Л – Суханҳои бекору бемарди
4. Л – б. 1520 нест.
5. Л – нима
6. Л – буд марду

Шикаста дигар рӯз ханҷар бувад,[1]
Зи захму зи дашном бадтар бувад.

Агар низ Баҳром пури Гушасп
Бар он хоки даргоҳ бугзорад асп,

Зи Баҳром на мағз боду на пӯст,
На он камбаҳоро, ки Баҳром аз ӯст.

Сипаҳбад чу гуфтор аз эшон шунид,
Дили лашкар аз тоҷвар гашта[2] дид.

Ба лашкар чунин гуфт пас паҳлавон,
Ки «Бедор бошеду равшанравон,

Ки Харроди Барзин бари шаҳрёр
Суханҳои пӯшида кард ошкор.

Кунун як ба як ҷораи ҷон кунед,
Ҳама бо ман имрӯз паймон кунед.

Магар кас фиристам зи лашкар ба роҳ,
Ки доранд моро зи душман нигоҳ.

В-агарна маро рӯз баргашта гир,
Сипаҳро якояк ҳама кушта гир».

Бигуфт ину худ сози дигар гирифт,
Нигаҳ кун кунун, то бимонӣ шигифт.[3]

Пароканд бар гирди лашкар савор,
Бад-он то магар номаи шаҳрёр

Биёяд ба наздики эрониён,
Набанданд пайкори[4] ӯро миён.

Бар ин низ бугзашт як рӯзгор,
Нахонд эч кас номаи шаҳрёр.

---

1. ТПЗЛ – Чунин шоҳ бар гоҳ ҳаргиз мабод,
На он кас, ки гирад аз ӯ низ ёд.
2. ИЛ –хаста
3. ТП – Сипаҳро зи ҳар гунае озмуд,
Ки дар дил зи лашкар варо бим буд.
4. Л – Бубанданд бар кор

## СИГОЛИШ НАМУДАНИ БАҲРОМ БО САРДОРОН АЗ ПОДШОҲИИ ХУД ВА ПАНД ДОДАН ӮРО ГУРДИЯ ХОҲАРИ ХЕШ

Аз он пас гаронмоягонро бихонд,
Басе розҳо пеши эшон биронд.

Чу Ҳамдонгушаспу дабири бузург,
Ялонсина он номдори сутург.

Чу Бахроми гурд он Сиёвушнажод,
Чу Кундогушасп он хирадманди род.

Ҳаме рой зад бо чунин меҳтарон,
Ки буданд шерону ҷанговарон.

Чунин гуфт пас паҳлавони сипоҳ
Бад-он лашкари тезу гумкардароҳ,

Ки «Эй номдорони гарданфароз,
Ба ройи шумо ҳар якеро ниёз.

Зи мо меҳтар озурда шуд бегуноҳ,
Чунин сар бупечид аз оину роҳ,[1]

Чӣ созему[2] дармони ин кор чист,
Набояд, ки бар хаста бояд гирист?

Ҳар он кас, ки пӯшид дард аз пизишк,
Зи мижгон фурӯ рехт хунин сиришк.

Зи донандагон гар бипӯшем роз,[3]
Шавад кори осон ба мо-бар дароз.

Кунун дардмандам, ман андар ниҳон
Бигӯям ба донандагони ҷаҳон.[4]

Бирафтам аз Эрон чунон кинахоҳ
Бад-он моя лашкар ба фармони шоҳ.

---

1. Л –б. 1546, 1547 нест.
2. Л – созеду; И –доред,
3. Л – В-агар даст аз ин кор дорем боз,
4. Л – б. 1551 нест;
ТПЗ – Шумо яксар аз корҳо огаҳед,
Бар-ин-бар, ки гӯям, гувоҳӣ диҳед.

Аз он беш душман набинад касе,
В-агарчанд монад ба гетӣ басе.

Чу Пармудаи турк бо Совашоҳ
Агар сӯи Эрон кашидӣ сипоҳ,

Наярзидӣ Эрон ба як мӯҳра мум,
В-аз он пас ҳаме дошт оҳанги Рум.

Ба Пармудаву Совашоҳ он расид,
Ки кас дар ҷаҳон он шигифтӣ надид.

Агарчи фаровон кашиданд ранҷ,
На-шон пил мондам аз он пас, на ганҷ.

Ба наввӣ яке ганҷ бинҳод шоҳ,
Тавонгар шуд, ошуфта буд[1] бар сипоҳ.[2]

Шумо ҳар касе чораи ҷон кунед,
Бад-ин хастагӣ то чӣ дармон кунед.

Ман аз роз пардахта[3] кардам дилам,
Аз он подшоҳӣ ҳаме бугсилам.[4]

Шумо чораҳо ҳар чӣ донед, зуд,
Зи ҳар неку бад бозронед[5] зуд,[6]

Паси пардаи номвар паҳлавон,
Яке хоҳараш буд равшанравои.

Хирадмандро Гурдия ном буд,
Парирух, дилороми Баҳром буд.

Чу аз парда гуфти бародар шунид,
Барошуфту аз кин дилаш бардамид.

---

1. ИЛ – шуд
2. ТПЗИЛ – Кунун чора ин домро чун кунам,
Ки осон сар аз банд берун кунам.
Шаҳаншоҳро корҳо сохта-ст,
В-аз ин кори беранҷ пардохта-ст.*
* И–Танҳо байти аввал ҳаст.
3. Л – пардахт
4. Л – Бигӯед, ки бинҳам дилам,
5. Л – гӯед
6. ТПЗ – Сипаҳро бад-ин гуфтаҳо озмуд,
Ки дар дил зи лашкар варо бим буд.

Аз он анҷуман шуд диле пурсухан,
Лабон пур зи гуфторҳои куҳан.[1]

Бародар чу овози хоҳар шунид,
Зи гуфтори посух фурӯ орамид.[2]

Чунон ҳам зи гуфтор эрониён
Бимонданд яксар зи бими зиён.

Чунин гуфт пас Гурдия бо сипоҳ,
Ки «Эй номдорони ҷӯяндароҳ,[3]

Зи гуфтор хомуш чаро мондаед,
Чунин аз ҷигар ҷӯш биншондаед!

Чӣ бинед яксар ба кор-андарун,
Чӣ бозӣ ниҳед андар ин дашти хун?!

Аз Эрон саронеду[4] ҷанговарон,
Хирадманду бедордил меҳтарон».[5]

Чунин гуфт Эзадгушаспи савор,
Ки «Эй аз гаронмоягон ёдгор,

Забонҳои мо гар шавад теғи тез,
Зи дарёи ройи ту гирад гурез.

Ҳама корҳои шумо эзадист,
Зи мардиву аз донишу бихрадист.

Набояд, ки роҳи паланг оварем,
Ки бо ҳар касе роҳи ҷанг оварем.

Маҷӯед аз ин[6] пас кас аз ман сухун,
К-аз ин бораам[7] дониш омад ба бун.

---

1. И – б. 1565 нест;
   ТП – Ду дида пур аз обу рух чун зарир
   Забон тез карда чу пайкони тир.
2. Л – б. 1565, 1566 нест.
3. Л – номдорону гурдони шоҳ.
4. Л –Зи эронсаворону
5. И – донову афсунгарон.
6. И – з-ин
7. И –чораам

Агар ҷанг сози̅ ту, ёри̅ кунем,
Ба пеши саворон савори̅ кунем.

Чу хушнуд бошад зи ман паҳлавон,
Бар онам, ки ҷовид монам ҷавон».

Чу Баҳром бишнид гуфтори ӯй,
Миёнҷи̅ ҳаме дид бозори ӯй.

Аз он пас Ялонсинаро диду гуфт,
Ки «Акнун чи̅ дори̅ ту андар нуҳуфт?»

Ялонсина гуфт: «Эй сипаҳдори гурд,
Ҳар он кас, ки ӯ роҳи Яздон сипурд,

Чу пирӯзиву фарраҳи̅ ёбад ӯй,
Ба сӯи бади̅ ҳеҷ наштобад ӯй,

Ки он офарин низ[1] нафрин шавад,
Аз ӯ чархи гарданда пуркин[2] шавад.

Чу Яздон туро фарраҳи̅ доду бахт,
Ҳамон лашкару ганҷ бо тоҷу[3] тахт,

Аз ӯ гар пазири̅, ба афзун шавад,
Дил аз носипоси̅ пур аз хун шавад».

В-аз он пас ба Баҳроми Баҳром гуфт,
Ки «Эй бо хирад ёру бо рой ҷуфт,

Чи̅ гӯи̅, к-аз ин ҷустани тахту ганҷ
Бузургист фарҷом, агар дарду ранҷ?»

Бихандид Баҳром аз ин довари̅,
В-аз он пас барандохт ангуштари̅.

Бад-ӯ гуфт: «Чандон, ки ин дар ҳаво
Бимонад, шавад бандаи подшо.

Бузург аст, инро мапиндор хурд,
Ки дайҳимро хор натвон шумурд».

1. И – киро з-офарин кор
2. И – бар кин
3. Л – ганҷу ёрону

Чунин гуфт аз он пас ба Кундогушасп,
Ки «Эй тегзан шери тозандаасп,

Чӣ бинӣ, чӣ гӯӣ ту дар кори мо,
Бувад тахти шоҳӣ сазовори мо?»

Чунин гуфт Кундогушаспи[1] савор,
Ки «Эй дар ҷаҳон аз ялон ёдгор,

Яке мӯбаде достон зад ба Рай,
Ки ҳар кас, ки доно бувад некпай,

Агар подшоҳӣ кунад як замон,
Бипаррад равонаш сӯи осмон,

Беҳ аз банда будан ба соле дароз,
Ба фарри[2] ҷаҳондор бурдан[3] ниёз».

Чунин гуфт пас бо дабири бузург,
Ки «Букшой лабро ту, эй пиргург»,

Дабири бузург он замон лаб бубаст,
Ба анбӯҳи андеша андарнишаст.

Аз он пас чунин гуфт Баҳромро,
Ки «Ҳар кас, ки ҷӯё бувад комро,[4]

Чу дархӯрд ҷӯяд, биёбад ҳамон,
Дароз аст ёзанда дасти замон.

Зи чизе, ки бахшиш кунад додгар,
Чунон дон, ки кӯшиш наёбад гузар».

Ба Ҳамдонгушасп он замон гуфт боз,
Ки «Эй гашта андар нишебу фароз,

Сухан ҳар чӣ гӯӣ ба рӯи касон,
Шавад боду кирдори ӯ норасон.

1. ИЛ – Эзадгушаспи
2. ИЛ - ганҷи
3. ИЛ – бошад
4. ИЛ – номро,

Бигӯй, он чи бинӣ ба кор-андарун,
Ба[1] неку бади рӯзгор-андарун».

Чунин гуфт Ҳамдонгушаспи баланд,
Ки «Эй назди пурмоягон арҷманд,

Зи ноомада бад, чӣ тарсӣ ҳаме,
Зи дайҳими шоҳӣ чӣ пурсӣ ҳаме?

Бикун кору карда ба Яздон супор,
Ба хурмо чӣ ёзӣ, чу тарсӣ зи хор?[2]

Таносон нагардад сари анҷуман,
Ҳама бими ҷон бошаду ранҷи тан».

Зи гуфторашон хоҳари паҳлавон,
Ҳаме буд печону тираравон.

Бад-он доварӣ ҳеҷ накшод лаб,
Зи баргаштани шед то ними шаб.

Бад-ӯ гуфт Баҳром: «Аё[3] некзан,
Чӣ бинӣ зи гуфтори ин анҷуман?»

Варо Гурдия ҳеҷ посух надод,
На аз ройи он меҳтарон буд шод.

Чунин гуфт пас бо дабири бузург,
Ки «Эй марди бадсоз, чун деву гург![4]

Гумонат чунин аст, к-ин тоҷу тахт,
Сипоҳу бузургиву фирӯзбахт

Зи[5] гетӣ касеро набуд орзуй,[6]
Аз он номдорони озодахӯй?![7]

В-агар шоҳӣ осонтар аз бандагист,
Бар ин дониши ту бибояд гирист.

1. И – Зи
2. И –б. 1607 нест.
3. ИЛ –к-эй
4. И – бесози чун пиргург; И –б. 1613 нест,
5. Л –Ба
6. Л –орзу,
7. Л –озодахӯ.

Бар[1] оини шоҳони пешин равем,
Суханҳои он бартарон бишнавем.[2]

Басе буд, ки бекор буд тахти шоҳ,
Накард андар ӯ ҳеҷ кеҳтар нигоҳ.

Ҷаҳонро ба мардӣ нигаҳ доштанд,
Яке чашм бар тахт нагмоштанд.[3]

Набуданд ёрон ба тахти каён,
Ҳамон бандагиро камар бар миён.

Бубастанду з-эшон беҳӣ хостанд,
Ҳама дил ба фармон биёростанд.

На бегона зебои афсар бувад,
Сазои бузургӣ ба гавҳар бувад.

Зи Ковусшоҳ андароям нахуст,
Куҷо рози Яздон ҳамехост ҷуст,

Ки бар осмон ахтарон бишмарад,
Хами чархи гардандаро бингарад.[4]

Ба зориву хорӣ ба Сорӣ фитод
Аз андешаи кажжу аз бадниҳод.

Чу Гударзу чун Рустами паҳлавон,
Накарданд ранҷа бад-ин-бар равон.

---

1. И –Ба
2. ТПЗ – Чунин дод посух мар ӯро дабир,
Ки гар ройи ман нестӣ ҷойгир,
Ҳамон гӯю, он кун, ки рой оядат,
Бад-он рав, ки дил раҳнамой оядат.
Ҳамон хоҳараш низ Баҳромро,
Чунин гуфт он марди худкомро:
«На некӯст ин донишу ройи ту,
Ба кажжӣ хиромад ҳаме пойи ту.
3. ТПИЛМ – Ҳар он кас, ки доно бувад* покмағз,
Зи ҳар гуна андеша оварда** нағз,
Бидонад, ки шоҳӣ беҳ аз бандагист,
Ҳам он бартарӣ беҳ зи афкандагист.***
* И – буду ** И – карданд *** танҳо б. аввал ҳаст.
4. Л – б. 1624 нест.

В-аз он пас, ки ӯ шуд ба Ҳомоварон,
Бубастанд пояш ба банди гарон,

Кас оҳанги он тахти шоҳӣ[1] накард,
Ҷуз аз курм,[2] тимори эшон нах(в)ард.

Чу гуфтанд бо Рустам эрониён,
Ки ҳастӣ сазовори тахти каён,

Яке бонг барзад бар он кас, ки гуфт,
Ки «Бо тухмаи дев бошед ҷуфт.

Маро тахти зар бояду баста шоҳ,
Мабод он бузургӣ, мабод он кулоҳ!»

Гузин кард аз Эрон даҳу ду ҳазор
Ҷаҳонгиру баргустувонвар савор.

Раҳо кард аз он банд Ковусро,
Ҳамон Геву Гударзу ҳам Тусро.

Ҳамон низ Пирӯз чун кушта шуд,
Бар[3] эрониён рӯз[4] баргашта шуд.

Диловар шуд аз кори ӯ Хушнавоз,
Ба ором биншаст бар тахти ноз.

Зи фарзанд Қоран бишуд Суфарой,
Биёвард[5] гоҳи[6] меҳӣ боз ҷой.

Зи пирӯзии ӯ чу омад нишон,
Аз Эрон бирафтанд гарданкашон,

Ки бар вай ба шоҳӣ кунанд офарин,
Шавад кеҳтаре шаҳрёри замин.

Ба эрониён гуфт: «Ин носазост,
Бузургиву тоҷ аз дари подшост.

---

1. И – гурму
2. ИЛ –ту зебои.
3. И – Аз
4. И– кор
5. Л –Ки овард
6. И – Ки овард бахти

Қубод арчи хурд аст, гардад бузург,
Наёрем дар бешаи шер гург.

Ту хоҳӣ, ки шоҳӣ кунӣ бе нажод,
Ҳама[1] дударо[2] дод хоҳӣ ба бод.

Қубод он замон чун ба мардӣ расид,
Сари Суфарой аз бари[3] тоҷ дид.

Ба гуфтори бадгавҳаронаш бикушт,
Ки ӯ буд дар подшоҳиш пушт.[4]

В-аз он пас бубастанд пои Қубод,
Савори диловар кайи[5] кайнажод.[6]

Ба Размеҳр додаш яке бадгуҳар,[7]
Ки кини падар з-ӯ бихоҳад[8] магар.

Нигаҳ кард Размеҳр, касро надид,
Ки бо тоҷ бар тахти[9] шоҳӣ сазид.

Аз ӯ банд бардошт, то кори хеш
Биҷӯяд, кунад тез бозори хеш.

Кас аз кеҳтарон тоҷи[10] шоҳӣ наҷуст,
В-агарчанд будаш нажоди[11] дуруст:

Зу туркон яке номи ӯ Совашоҳ,
Биёмад, ки ҷӯяд нигину кулоҳ.

Чунин хост равшан ҷаҳонофарин,
Ки ӯ нест гардад ба Эронзамин.[12]

1. И – Ҳаме
2. Л – Ҳамв хешро
3. ИЛ – дари
4. ТПМ – Чу лашкар барошуфт бар Кайқубод,
Нишонданд Ҷомосп бар тахти дод.
5. И – Диловарсаворе каю
6. Л – Диловарсаворе, кае бонажод.
7. Л – беҳунар,
8. ИЛ – биҷӯяд
9. И – ӯ тоҷу тахти
10. ИЛ – бандагон тахти
11. ИЛ – будӣ нажодаш
12. ТПЗ – Ба фарри ҷаҳондор бар дасти ту,
Чу омад чунин кор аз шасти ту.

Туро орзу тахти[1] шоҳаншаҳӣ,
Чаро кард аз он пас, ки будӣ раҳӣ.[2]

Ҳаме барҷаҳонад Ялонсина асп,
Ки то ман зи Баҳроми пури Гушасп

Ба нав[3] дар ҷаҳон шаҳрёрӣ кунам,
Тани хешро ёдгорӣ кунам.

Хирадманд шоҳе чу Нӯшинравон,
Ба Ҳурмуз будӣ рӯзи пирӣ ҷавон.

Бузургони кишвар ҳама ёваранд,
Чи ёвар, ҳама бандаву чокаранд.

Ба Эрон савор аст сесад ҳазор,
Ҳама паҳлавону ҳама номдор.

Ҳама як ба як шоҳро бандаанд,
Ба фармону рояш сарафкандаанд.

Шаҳаншоҳи гетӣ туро баргузид,
Чунон, к-аз раҳи номдорон сазид.

Ниёкон туро ҳамчунон номдор,
Ба ҳар ҷой бар душманон комгор.

Ту подоши ин некуӣ бад кунӣ,
Чунон дон, ки бад бо тани х(в)ад кунӣ.[4]

Макун озро бар хирад подшо,
Ки доно нахонад туро порсо.

Агар ман занам, панди мардон диҳам,
На[5] бисёр сол аз бародар кеҳам.

Мадеҳ коркарди ниёкон ба бод,
Мабодо, ки панди ман ояд-т ёд».

---

1. И – кард
2. И – Чунон дон, ки кардӣ ту аз ҷон тиҳӣ.
3. И- туй
4. ТПЗ – Мазан, эй бародар, ту ин рои бад,
К-аз ин ройи бад мар туро бад расад.
5. ИЛ –Ба

Сипаҳдор лабро ба дандон гирифт,
Ҳама анҷуман монд аз ӯ дар шигифт.

Бидонист, к-ӯ рост гӯяд ҳаме,
Ҷуз аз роҳи хубӣ наҷӯяд ҳаме.

Ялонсина гуфт: «Эй гаронмоя зан,
Ту бар анҷуман рои шоҳон мазан,

Ки Ҳурмуз бад-ин чанд гаҳ бугзарад,
Зи тахти меҳӣ паҳлавон бар х(в)рад.

Чу Ҳурмуз чунин бошад андар ҳунар,
Бародар-тро шоҳи Эрон шумар.

Ба тоҷи кайӣ ар бинозад ҳаме,
Чаро хилъат аз дук созад ҳаме.

Яке паҳлавон шермарде чунин,
Ки аз бими теғаш биларзад замин,[1]

Бад-ӯ дуку панба фиристад нисор,
Туфу бар чунон бевафо шаҳрёр![2]

Сухан бас кун аз Ҳурмузи туркзод,
Ки андар замона мабод он нажод!

Гар аз Қайқубод андарорӣ шумор,
Бад-ин тухма-бар солиён шуд ҳазор,

Ки бо тоҷ буданд бар тахти зар,
Сар омад кунун, номи эшон мабар!

Зи Парвизи Хусрав маяндеш низ,
К-аз ӯ ёд кардан наярзад ба чиз!

Ба даргоҳи ӯ ҳар кӣ вижатаранд,
Бародар-тро камтарин чокаранд.

Чу Баҳром гӯяд бад-он кеҳтарон,
Бубандед пояш ба банди гарон,

1. ТПЗ – Агар монадӣ теғи ӯ дар ниём,
На Ҳурмуз бимондӣ, на Эрону Шом.
2. ИЛ –б. 1670–1671 нест.

Бубанданд ҳам бар замон пои ӯ
Нишинад бародар-т бар ҷои ӯ».[1]

Бад ӯ Гурдия гуфт: «Деви сиёҳ
Ҳамон дом созад шуморо ба роҳ.

Макун бар тану ҷони мо-бар ситам,
Ҳаме аз ту бинам ҳама боду дам.

Падар марзбон буд моро ба Рай,
Ту афкандӣ ин ҷустани тахт пай.

Чу Баҳромро дил ба ҷӯш оварӣ,
Табори маро дар хурӯш оварӣ,

Шавад ранҷи ин тухмаи мо ба бод,
Зи[2] гуфтори ту, кеҳтари баднажод.

Пурошӯб кун рӯзи оромро,
Кунун роҳбар бош Баҳромро!»

Бигуфт ину гирён сӯи хона шуд,
Ба дил бо бародар чу бегона шуд.

Ҳаме гуфт ҳар кас, ки ин покзан
Чӣ некӯ сухан гуфт бар анҷуман.[3]

Ту гуфтӣ,[4] ки гуфтораш аз дафтар аст,
Зи[5] дониш ба[6] Ҷомосп ӯ бартар[7] аст.

Чу Баҳромро он наёмад писанд,
Ҳаме буд аз овози хоҳар нажанд.

Дили тира з-андешаи дерёб
Ҳаме тахти шоҳӣ намудаш ба хоб.

Чунин гуфт пас, к- «Ин сарои сипанҷ
Наёбанд ҷӯяндагон ҷуз ба ранҷ».

1. ИЛ –б. 1678 нест.
2. ИЛ –Ба
3. ИЛ–Сухангӯву равшандилу ройзан.
4. ИЛ –гӯйӣ
5. ИЛ – Ба
6. ИЛ –зи
7. И – номитар

Бифармуд, то хон биёростанд,
Маю руду ромишгарон хостанд.

Ба ромишгаре гуфт, к- «Имрӯз руд
Биёрой бо паҳлавонӣ суруд.

Нахоҳам ҷуз аз номаи «Ҳафт хон,
Бар ин майгусорон лахте бихон,

Ки чун шуд ба рӯиндиж Исфандиёр,
Чӣ бозӣ намуд андар он рӯзгор».

Бихӯрданд бо ёди ӯ чанд май,
Ки обод бодо бару буми Рай,

К-аз он бум хезад сипаҳбад чу ту,
Фузун офаринод Эзад чу ту.

Пароканда гаштанду шаб тира гашт,
Сари майгусорон зи[1] май хира гашт.

## СИККА ЗАДАНИ БАҲРОМ БА НОМИ ХУСРАВИ ПАРВИЗ

Чу барзад синон офтоби баланд,
Шаби тира гашт аз дурахшаш[2] нажанд.

Сипаҳдор Баҳроми гурди сутург,
Бифармуд, то шуд дабири бузург.

Ба хоқон яке нома аржангвор
Навиштанд пурбӯю рангу нигор.

Ба пӯзиш, к-аз он карда ҳастам бадард,
Дилам пур[3] пушаймониву[4] боди сард.

1. И – ба
2. И – дирафшаш
3. И –Диле бар
4. Л–Диле пур пушаймону пур

Аз ин пас бару буму марзи туро[1]
Наёзорам аз баҳри арзи туро.[2]

Агар бар ҷаҳон пок меҳтар шавам,
Туро ҳамчу кеҳтар бародар шавам.

Ту бояд, ки дилро бишӯӣ зи кин,
Надорӣ ҷудо марзи Эронзамин.*[3]

Ба дил ёдгори гузашта магир,
Ки Яздон зи банда-ст пӯзишпазир.

Ҳама офарин бод бар ройи ту,
Бар он номвар буму бар ҷойи ту.

Суханҳо ҷуз ин низ бисёр гуфт,
Фиристода бо бод дар роҳ ҷуфт.

Чу шуд назди хоқони Чин сарфароз,
Фаровон-ш бистуду бурдаш намоз.

Ҳамон номаи паҳлавонро бидод,
Ҷуз он ҳам суханҳо басе кард ёд.

Сипаҳдори Чин шуд зи пайғом шод,
Фиристодаро чиз бисёр дод.

Ҳамон номаро зуд посух навишт,
Ба боғи бузургӣ дарахте бикишт.

Фиристод Баҳромро хоста,
Зи посух дилаш гашт ороста.[4]

Чу пардахта шуд з-он, дигар соз кард,
Дари ганҷи гирдомада боз кард.

Сипаҳро дирам доду аспу раҳӣ,
Ниҳонӣ ҳаме ҷуст ҷои меҳӣ.

1. И – ҳама марз яксар турост,
2. И – Ки асли бузургиву гавҳар турост;
   Л – Аз ин пас бару буму он марзи ту,
   Наёзорам аз мардиву арзи ту
3. М – Эрон зи Чин.
4. ИЛ –б. 1705–1712 нест.

Зи лашкар яке паҳлавон баргузид,
Ки солори марзи[1] Хуросон сазид.

Хуросон бад-ӯ дод бо лашкаре
Нишопур бо Балху Марву Ҳарӣ.

Пурандеша аз Балх шуд сӯи Рай,
Ба хурдоди фархунда дар моҳи дай[2].

Ҳаме кард андеша дар бешу кам,
Бифармуд пас, то сарои дирам

Бисозанду ороиши нав кунанд,
Дирам мӯхр бар номи Хусрав кунанд.

Зи бозоргонон яке[3] покмағз,
Сухангӯю андархури кори нағз.

Ба мӯхр он дирамҳо ба бадра- арун
Биёварду гуфто, ки дар Тайсафун

Биёранд пурмоя дебои Рум,
Ки пайкар бирешим бувад, зар-ш бум.

Бихарранд, то он дирам назди шоҳ
Баранду кунад мӯхри ӯро нигоҳ.

Фиристодае чуст борою ҳуш,
Диловар ба сони хуҷаста суруш.

## НОМА НАВИШТАНИ БАҲРОМ НАЗДИ ҲУРМУЗД ВА ГУРЕХТАНИ ХУСРАВИ ПАРВИЗ АЗ ПЕШИ ПАДАР

Яке нома бинвишт пурбоду дам,
Сухан гуфт ҳар гуна аз бешу кам.

Зи Пармудаву лашкари Совашоҳ,
Зи разме, ки ӯ карда буд бо сипоҳ.

1. Л – буми
2. ИЛ – б. 1717 нест.
3. Л – бозоргон он ки буд

В-аз он хилъате, к-омад ӯро зи шоҳ,
Зи миқноу он дукдони сиёҳ.

Чунин гуфт аз он пас, ки «Ҳаргиз ба хоб
Набинӣ маро, шаст баркаш зи об.

Ҳар он гаҳ ки Хусрав нишинад ба тахт,
Писар-т он гаронмояи некбахт,

Ба фармони ӯ роғ ҳомун кунам,
Биёбон зи душман чу Ҷайҳун кунам.

Агар кӯдак аст, ӯ ба шоҳӣ сазост,
Вафодор ӯ, на чу ту бевафост.

Пазируфтам ӯро ба шоҳаншаҳӣ,
Аз ин пас набошам ҷуз ӯро раҳӣ.[1]

Ҳаме хост то бар писар шаҳрёр,
Сар орад магар бегунаҳ рӯзгор,[2]

Ки ӯро ҳама бими Парвиз буд,
Ки бар подшоҳ ӯ диловез буд».[3]

Ҳама ёд кард ин ба нома-дарун,
Фиристода омад сӯи Тайсафун.

Ба бозоргон гуфт: «Мехи дирам,
Чу Ҳурмуз бубинад, бупечад зи ғам,

Чу Хусрав набошад варо ёру пушт,
Бубинад зи ман рӯзгори дурушт.

Чу озармҳо бар замин барзанем,
Ҳама бехи Сосон зи бун барканем,

На он тухмаро кард Яздон замин
Гаҳ омад, ки бархезад ин офарин».

---

1. ИЛ –б. 1731, 1732 нест.
2. ТПЗ – Падар гардад озурда з-ӯ дар ҷаҳон,
Ситонад равонаш яке дар ниҳон.
3. ИЛ–б. 1734 нест.

Биёмад фиристодаи некпай
Ба Бағдод бо номдорони Рай.

Чу нома ба наздики Ҳурмуз расид,
Рухаш гашт аз он нома чун шанбалид.

Пас огоҳӣ омад зи мехи дирам,
Якояк бар он ғам бияфзуд ғам.

Бупечиду шуд бар писар бадгумон,
Бигуфт ин ба Оингушасп он замон.

Ки «Хусрав ба мардӣ ба ҷое расид,
Ки аз мо ҳаме сар бихоҳад кашид,

Дирамро ҳаме мех созид низ,
Сабук доштан бештар з-ин чӣ чиз?»

Ба посух чунин гуфташ Оингушасп,
Ки «Бе ту мабинод майдону асп.

Агарчанд Парвиз фарзанди туст,
Бад-ин кор зебад, ки дар банди туст».[1]

Чунин гуфт Ҳурмуз, ки «Ман ногаҳон
Ҳамин[2] шӯхро гум кунам аз ҷаҳон!»

Чунин гуфт бо номвар номҷуй,
Ки «Бе ту мабинод кас коми ӯй».

Ниҳонӣ яке мардро хонданд,
Шаби тира бо шоҳ биншонданд.

Бад-ӯ гуфт Ҳурмуз, ки «Фармон гузин,
Зи Хусрав бипардоз рӯи замин».

Чунин дод посух, ки «Эдун кунам,
Ба афсун зи дил меҳр берун кунам.

Кунун заҳр фармояд аз ганҷ шоҳ,
Чун ӯ маст гардад шабони сиёҳ,

1. Л –б. 1745, 1747 нест; Л – б. 1747 нест.
2. ИЛ – Мар ин

Кунам заҳр бо май ба ҷом-андарун,
Аз он беҳ, ки дасте биёзӣ[1] ба хун».

Набуд Хусрав огаҳ зи кори газанд,
Нишаста ба оромгоҳ арҷманд.[2]

Бути дилнавозу майи хушгувор,
Парастиду огаҳ набуд ӯ зи кор.[3]

Аз ин сохтан ҳоҷиб огоҳ шуд,
Бар ӯ кому ором кӯтоҳ шуд.

Биёмад дамон пеши Хусрав, бигуфт,
Ҳама розҳо баркушод аз нухуфт.

Чу бишнид Хусрав, ки шоҳи ҷаҳон
Ҳаме куштани ӯ сиголад ниҳон,

Шаби тира аз Тайсафун даркашид,
Ту гуфтӣ, ки гашт аз ҷаҳон нопадид.

Надод он сари пурбаҳо ройгон,
Ҳаме тохт то Озарободагон.

Чу огоҳӣ омад ба ҳар меҳтаре,
Ки буд марзбон бар сари кишваре,

Ки Хусрав биёзурд аз шаҳрёр,
Бирафтаст бо хормоя савор.[4]

Ба пурсиш гирифтанд гарданкашон,
Ба ҷое, ки буд аз гиромӣ нишон.

Чу бо доди Кисро буду зӯри пил,
Ба бахшиш чу дарёву чун рӯди Нил,[5]

---

1. Л – куҷо даст ёзӣ
2. ТПМ. – Ҳаме ромишу базму май кор буд,
Ба як ҳафта ду рӯз б-ишкор буд.
3. ИЛ – б. 1755, 1756 нест;
ТПМ – Чу Яздон чунон хост, к-аз чархи моҳ
Фарозад басе сол Хусрав кулоҳ.
4. Л – Гурезон шудаст аз бади рӯзгор.
5. ТПЗИ – Зи Гургон чу Устои яздонпараст,
Зи Уммон чу Ханҷ аст чун пили маст.

Зи Шероз чун Сом Исфандёр,
Зи Кирмон чу Пирӯз гурди савор,[1]

Якояк ба Хусрав ниҳоданд рӯй,
Сипоҳу сипаҳбад ҳама шоҳҷӯй.

Ҳаме гуфт ҳар кас, ки «Эй пури шоҳ,
Туро зебад ин тахту тоҷу кулоҳ.

Аз Эрону аз дашти найзаварон,
Зи ханҷаргузорону ҷангисарон

Биёянд чандон, ки хоҳӣ барат,
Бувад фарри ту раҳбари лашкарат.[2]

Нигар, то надорӣ ҳарос аз газанд,
Бизӣ шоду хандондилу[3] арҷманд.

Замоне ба нахчир тозем асп,
Замоне навон пеши Озаргушасп.

Ба кирдори некон ситоиш[4] кунем,
Чу оташпарастон ниёиш[5] кунем.

Гар аз шаҳри Эрон чу сесад ҳазор,
Газанди туро барнишинад савор,

Ҳама пеши ту тан ба куштан диҳем,
Сипосе бар он куштагон барниҳем».

Бад-эшон чунин гуфт Хусрав, ки «ман
Пур аз бимам[6] аз шоху аз[7] анҷуман.

Агар пеши Озаргушасп ин сарон
Биёянду савгандҳои гарон

1. Л –б. 1765, 1766 нест.
2. ИЛ – б. 1770 нест.
3. Л –рому шодондилу; И – шод бо коми дил,
4. ИЛ – ниёиш
5. И – Зи оташ ба Яздон намоиш;
Л – Зи яздонпарастон намоиш
6. И – бим
7. Л – он.

Хӯранду маро яксар эмин кунанд,
Ки паймони ман з-ин сипас нашкананд,

Бибошам бад-ин марз бо эманӣ,
Натарсам зи тимори оҳарманӣ.

Ялон чун шуниданд гуфтори ӯй,
Ҳама сӯи Озар ниҳоданд рӯй.

Бихӯрданд савгандҳое, ки хост,
Ки меҳри ту бо дида дорем рост.

Чу эмин шуд аз номдорон ниҳон,
Зи ҳар сӯ барафканд корогаҳон,

Ки то аз гурезаш чӣ гӯяд падар,
Магар чораи нав бисозад дигар.

Чу бишнид Ҳурмуз, ки Хусрав бирафт,
Ҳам андар замон кас фиристод тафт.

Чу Густаҳму Биндӯйро карда банд,
Ба зиндон барад марди носудманд,

Ки ин ҳар ду холони Хусрав буданд,
Ба мардонагӣ дар ҷаҳон нав буданд.[1]

Ҷуз ин ҳар кӣ буданд хешони ӯй,
Ба зиндон кашиданд бо гуфтугӯй.

## ФИРИСТОДАНИ ҲУРМУЗД ОИНГУШАСПРО БА ҶАНГИ БАҲРОМ ВА КУШТА ШУДАНИ Ӯ

Ба[2] Оингушасп он гаҳе шоҳ гуфт,
Ки «Аз рой дурему[3] бо дард ҷуфт.

1. И – Пас аз б. 1787 ин б. омада:
   Чу рӯзи дигар гӯйи заррини меҳр
   Равон гашт бар авҷи саҳни сипеҳр,
   Бар андеша биншаст Ҳурмуз пагоҳ,
   Чу марди саросема гумкардароҳ.
2. И – Бар
3. И–дурем,

Чӣ нав[1] шуд, чӣ созем Баҳромро,
Чунон бандаи хори худкомро?»

Шуд Оингушасп андар он роҳҷӯй,
Ки он ройро[2] чун диҳад рангу бӯй.

Бад-ӯ гуфт, к- «Эй шоҳи гарданфароз,
Суханҳои Чӯбин зи ман шуд дароз.

Ҳаме хуни ман ҷӯяд андар ниҳон,
Нахустин зи ман гашт хаста равон.

Маро назди ӯ пой карда ба банд,
Фиристӣ, магар бошадат судманд».

Бад-ӯ гуфт шоҳ: «Ин на кори ман аст,
Ки ин роҳи бадгавҳар Оҳарман аст.

Сипоҳӣ фиристам, ту солор бош,
Ба разм- андарун номбардор бош.

Нахустин фиристаш яке раҳнамун,
Бад-он то чӣ бинад[3] ба сар-ш андарун.

Агар меҳтарӣ ҷуяду тоҷу тахт,
Ба фарҷом печад аз ӯ рӯй бахт.

В-агар ҳамчунин вижа кеҳтар бувад,
Ба фарҷом ором[4] беҳтар бувад.

Зи гетӣ яке баҳра ӯро диҳам,
Кулоҳи ялонаш ба сар барниҳам.

Зи гетӣ чу Баҳроми ҷангӣ кам аст,
Маро чокар аст, арчи чун Рустам аст.[5]

Маро яксар аз кораш огоҳ кун,
Дирангӣ марав, роҳ кӯтоҳ кун».

1. Л – Чу ӯ
2. И – онро ҳаме
3. И–Нигар, то чӣ бинӣ
4. Л–корон-ш
5. ИЛ –б. 1800 нест.

Ҳаме сохт Оингушасп ин сухун,
Куҷо шоҳи фарзона афканд бун.

Яке мард буд баста аз шаҳри ӯй,
Ба зиндони шоҳ- андарун чораҷӯй.

Чу бишнид, к-Оингушасп ин савор
Ҳаме рафт хоҳад сӯи корзор.[1]

Касеро зи зиндон ба наздики ӯй
Фиристод, к- «Эй меҳтари роҳҷӯй,

Зи шаҳрат яке баста зиндониям,
Нагӯям ҳамоно, ки худ дониям.

Маро гар бихоҳӣ ту аз шаҳрёр,
Давон[2] бо ту оям дар ин корзор.

Ба пеши ту бо ҷон бикӯшам ба ҷанг,
Чу ёбам раҳоӣ зи зиндони танг».

Фиристод Оингушасп он замон
Касеро бари шоҳи гетӣ дамон,[3]

Ки ҳамшаҳрии ман ба зиндон-дар аст,
Ба банду ба бими газанд-андар аст.

Ба ман бахшад ӯро ҷаҳондор шоҳ,
Ҳам акнун ба ман андарояд ба роҳ».

Бад-ӯ гуфт шоҳ: «Ин бади нобакор
Ба пеши ту-дар кай кунад корзор!

Яке марди хунрезу бекору дузд
Бихоҳӣ зи ман, чашм дорӣ ба музд.

Валекин кунун з-ин сухан чора нест,
В-агар з-ӯ батар низ патёра нест».

Бад-ӯ дод марди бадомезро,
Чунон бадкуниш дузди хунрезро.

1. Л – б. 1804 нест.
2. Л –Равон
3. И – ба наздики шоҳи ҷаҳон,

Биёвард Оингушасп ин сипоҳ,
Ҳаме ронд чун бод лашкар ба роҳ.

Бад-ин гуна то шаҳри Ҳамдон расид,
Ба ҷое, ки лашкар фуруд оварид.

Бипурсид тозон гаронмоя шаҳр,
«Кӣ дорад ҳаме з-ахтару фол баҳр?»

Бад ӯ ҳар касе гуфт: «Ахтаршинос
Ба назди ту ояд, пазирад сипос.[1]

Яке пирзан моядор эдар аст,
Ки гӯӣ магар дидаи ахтар аст.[2]

Сухан ҳарчӣ гӯяд, набошад ҷуз он,
Нагӯяд ба таммузу[3] моҳи[4] хазон».

Чу бишнид гуфтораш Оингушасп,
Ҳам андар замон кас фиристоду асп.

Чу омад, бипурсидаш аз кори шоҳ,
В-аз он, к-ӯ биёвард лашкар ба роҳ.

Бад-ӯ гуфт: «Аз он пас, ки дар гӯши ман
Яке лаб биҷунбон, ки то[5] ҳуши ман

Ба бистар барояд зи тира танам,
В-агар хаста аз ханҷари душманам»

Ҳаме гуфт бо пирзан рози хеш,
Ниҳон карда аз ҳар кас овози хеш.

Миён- андарун мард, к-ӯро зи шоҳ
Раҳонида бо ӯ биёмад ба роҳ,

Ба пеши зани фолзан баргузашт,
Ба меҳтар нигаҳ карду андаргузашт.

---

1. ТПЗ – Яке пир аз он шаҳр буд номҷӯй,
Гурозон биёмад ба наздики ӯй.
2. ТПМ – Аз ӯ фолзан беҳ набошад ҳаме,
Набошанд гуфтан-ш бешу каме.
3. И – Бигӯяд ба таммуз,
4. Л – Бигӯяд ба таммуз ранги
5. И – яке

Бад-ӯ пирзан гуфт, к- «Ин мард кист,
Ки аз захми ӯ бар ту бояд гирист?

Писандида ҳуши ту бар дасти ӯст,
Ки на мағз бодаш ба гетӣ,[1] на пӯст».

Чу бишнид Оингушасп ин сухан,
Ба ёд омадаш гуфтугӯи куҳан,

Ки аз гуфти ахтаршиносон шунид,
Ҳаме кард бар хештан нопадид,

Ки «Ҳуши ту бар дасти ҳамсояе,
Яке пурниёзеву[2] бемояе

Барояд ба роҳи дароз-андарун,
Ту зорӣ кунӣ, ӯ бирезад-т хун.[3]

Яке нома бинвишт наздики шоҳ,
Ки инро, ки бардоштам ман зи роҳ,

Набоист кардан зи зиндон раҳо,
Ки ин аст аз баччаи аждаҳо.

Ҳаме ронд[4] шоҳ ин сухан бо раҳӣ,
Раҳиро набуд фарри шоҳаншаҳӣ.

Чу ояд, бифармой, то дарзамон
Бибуррад ба ханҷар сараш бадгумон».

Навишту[5] ниҳод аз бараш мӯҳри хеш,
Чу шуд хушк, ҳамсояро хонд пеш.

Фаровон-ш бистуду бахшид чиз,
Басе барманиш офарин хонд низ.

Бад-ӯ гуфт, к- «Ин нома андар ниҳон,
Бубар зуд наздики шоҳи ҷаҳон.

1. Л – тан бар
2. Л – бониёзеву
3. ТПЗ – Варо ҳадя доду гусӣ кард зуд,
В-аз андешаҳо хобу хӯрдаш набуд.
4. ИЛ–Ҳаме гуфт
5. И –Набишту

Чу посух кунад, зуд пеши ман ор,
Нигар, то набошӣ бари шаҳрёр».

Аз ӯ бистад он нома марди ҷавон,
Ба[1] рафтан пурандеша будаш равон.

Ҳаме гуфт: «Зиндону банди гарон
Кашидам басе ночамону чарон.

Раҳонид Яздон аз он сахтиям,
В-аз он гурму тимору бадбахтиям.[2]

Кунун бозгардам сӯи Тайсафун,
Ба ҷӯш ояд андар танам мағзу хун».

Замоне ҳаме буд ба раҳ-бар[3] нажанд,
Пас аз номаи шоҳ букшод банд.

Чу он номаи паҳлавонӣ[4] бихонд,
Зи кори ҷаҳон дар шигифтӣ бимонд,

Ки ин мард аз шоҳ[5] ҷонам бихост,
Ҳаме гуфт ин меҳтариро сазост.

Ба хунам кунун худ шитоб омадаш,
Магар ёди ин бад ба хоб омадаш.

Бубинад кунун роҳи хун рехтан,
Биёсояд[6] аз ранҷу овехтан.

Пурандеша дил ӯ зи раҳ бозгашт,
Чунон шуд,[7] ки бо бод ҳамбоз[8] гашт.

Чу наздики он номвар шуд зи роҳ,
Касеро надид андар он боргоҳ.

1. ИЛ – Зи
2. Л – б. 1845 нест.
3. Л – Ҳаме буд дар раҳ замоне; И – роҳи
4. Л – паҳлавонро
5. Л – марди ҳамсоя
6. Л – Баросояд
7. И –буд
8. И – ҳамсоз

Нишаста ба хайма –дар Оингушасп,
На кеҳтар бари ӯ,[1] на шамшеру асп.

Дилаш пур зи андешаи шаҳрёр,
Бад-он[2] то чӣ пеш оварад[3] рӯзгор.

Чу ҳамсоя омад ба хайма-дарун,
Бидонист, к-ӯ даст ёзад ба хун.

Ба шамшер зад даст хунрез мард,
Ҷахонҷӯй чанде бад-ӯ лоба кард.

Ҳаме гуфт, к-«Эй марди гумкардароҳ,
На ман хостам рафта ҷонат зи шоҳ?»

Чунин гуфт бо вай, ки «Гар хостӣ,
Чӣ кардам, ки бад кардан оростӣ?![4]

Бизад гардани меҳтари номдор,
Сар омад бар ӯ базму ҳам корзор.

Зи хайма баровард пурхун сараш,
Ки огаҳ набуд з-он сухан лашкараш.

Мабодо, ки танҳо бувад номҷӯй,
Бавижа, ки дорад сӯи ҷанг рӯй.

Чу аз хуни он кушта бадном шуд,
Ҳаме тохт, то пеши Баҳром шуд,

Бад-ӯ гуфт: «Инак сари душманат,
Ки ӯ бад сиголида буд бар танат.

Чу бо лашкар омад ҳаме пеши ту,
Набуд огаҳ аз ройи кам, беши ту».

1. И – бо ҳамаш буд,
2. Л – Яке
3. Л–орадаш
4. И–пас аз б. 1859 ин омада:

   Чу ояд касеро замона ба танг,
   Насозад сипеҳраш замоне диранг.
   Ба пеш оварад ҳар бадие, ки ҳаст,
   Наёрад кашидан кас аз марг даст.
   Кашида бар ӯ теғ ҳамсоя тез,
   Надонист бечора роҳи гурез.

Бипурсид[1] Баҳром, к- «Ин мард кист,
Бар ин сар ба гетӣ, кӣ хоҳад гирист?!

Чунин гуфт, к- «Оингушаспи савор,
Ки бо ту сиголида буд корзор».

Бад-ӯ гуфт Баҳром, к- «Ин порсо
Бад-он рафта буд аз дари подшо,

Ки бо шоҳ моро диҳад оштӣ,
Ба хоб-андарун сар-ш бардоштӣ.

Ту бодафрае ёбӣ акнун зи ман,
Ки бар ту бигиряд ба зор анҷуман».

Бифармуд доре задан бар дараш,
Назора бар ӯ кишвару лашкараш.

Нагунбахтро зинда бар дор кард,
Дили марди бекор бедор кард.

Саворони Оингушаспи савор,
Ки оварда буд аз дари шаҳрёр,

Чу кори сипаҳбад ба фарҷом шуд,
Зи мардум басе пеши Баҳром шуд.

Гурӯҳе сӯи Хусрав омад зи роҳ,
Тане чанд рафтанд наздики шоҳ.

Чунон шуд, ки аз бешубонӣ рама
Пароканда гардад ба рӯзи дама.

## КӮР КАРДАНИ ГУСТАҲМ ВА БИНДУЙ ҲУРМУЗДРО

Чу огоҳӣ омад сӯи шаҳрёр
Зи Оингушасп, он гави номдор,

Аз андуҳ дари бор додан бубаст,
Надидаш касе низ бо май ба даст.

1. И –Бад-ӯ гуфт

Баромад аз ороміу аз хӯрду хоб,
Ҳаме буд бо дидагон пур зи об.

Ба дар-бар сухан рафт чанде зи шоҳ,
Ки парда фурӯ ҳишт аз боргоҳ.

Бимонданд аз он кор гурдон шигифт,
Ҳаме ҳар касе рои дигар гирифт.[1]

Чу аз Тайсафун баршуд он гуфтугӯй,
Аз он подшоҳӣ бишуд рангу бӯй.

Сари бандагон шуд пур аз дарду кин,
Гузиданд нафрин пас аз[2] офарин.

Сипоҳ андаке шуд ба даргоҳ-бар,
Ҷаҳон танг шуд бар дили шоҳ- бар.

Ба Биндую Густаҳм рафт огаҳӣ,
Ки тира шуд он тахти шоҳаншаҳӣ,

Ҳама бастагон банд бардоштанд,
Якеро бад-он кор бигмоштанд,

Ки ин огаҳӣ бозҷӯяд, ки чист,
Зи ҷанговарон бар дари шоҳ кист?

Зи кори замона чу огаҳ шуданд,
Зи фармон бигаштанду бераҳ шуданд.

Шикастанд зиндону баршуд хурӯш
Бар он сон, ки ҳомун баромад ба ҷӯш.

Ба шаҳр-андарун ҳар кӣ буд лашкаре,
Бимонданд бечора аз ҳар даре.

Ҳаме рафт Биндую Густаҳм пеш,
Зиреҳдору бо лашкару сози хеш.

---

1. ТПЗ – Яке гуфт: «Баҳром шуд ҷангҷӯй,
Ба тахти бузургӣ ниҳодаст рӯй».
Дигар гуфт: «Хусрав зи озори шоҳ
Ҳаме сӯи Эрон гузорад сипоҳ».
2. И – паси

Якояк зи дида бишустанд шарм,
Диловар[1] ба даргоҳ рафтанд гарм,

Ба бозор пеши сипоҳ омаданд,
Саворон[2] ба даргоҳи шоҳ омаданд.

Пас он гаҳ чунин гуфт Густаҳми гурд,
Ба лашкар, ки «Ин хор натвон шумурд,[3]

Ки гар[4] гашт хоҳед бо мо яке,
Маҷӯед озарми шоҳ андаке.

В-агар баст хоҳед як-як миён
Ба кини бузургони эрониён,[5]

Ки Ҳурмузд куштаст абар бегуноҳ,
Абар порсо аз дари тоҷу гоҳ.

Ҳар он кас, ки доред оину роҳ,
Аз ин пас мар ӯро махонед шоҳ.

Ба бодафраи он биёзед даст,
Бар ӯ- бар кунед оби Эрон кабаст.

Шуморо бувем андар ин пешрав,
Нишонем бар гоҳи ӯ шоҳи нав.

В-агар ҳеҷ сустӣ кунед андар-ин,
Шуморо супорем Эронзамин.

Яке гӯшае бас кунем аз ҷаҳон,
Ба як сӯ раҳонем[6] бо ҳамраҳон».

Ба гуфтори Густаҳм яксар сипоҳ
Гирифтанд нафрин бар ороми шоҳ,

Ки «Ҳаргиз мабодо чунин тоҷвар,
Ки ӯ даст ёзад ба хуни писар».

---

1. И – Саворон
2. И – Диловар
3. И – Бигуфтанд, к-«Эй сарварони сипоҳ,
Якояк суханро биҷӯед роҳ».
4. И – Агар
5. И-б. 1896 нест.
6. И – хиромем

Ба гуфтор чун шӯх шуд лашкараш,
Ҳамон гаҳ заданд оташ андар дараш.

Шуданд андар айвони шоҳаншаҳӣ,
Ба наздики он шоҳ бо фарраҳӣ.[1]

Чу тоҷ аз сари шоҳ бардоштанд,
Зи тахташ нагунсор баргоштанд.

Ниҳоданд пас доғ бар чашми шоҳ,
Шуд он гоҳ чун шамъи рахшон сиёҳ.

Варо ҳамчунин зинда бугзоштанд,
Зи ганҷ ончи буд, пок бардоштанд.

Чунин аст кирдори чархи баланд,
Дил андар сарои сипанҷӣ мабанд.

Гаҳе ганҷ ёбем аз ӯ, гоҳ ранҷ,
Намонӣ ба неку бад андар сипанҷ,

Агар сад бувад сол, агар сад ҳазор,
Гузашт он сухан, к-омад андар шумор.

Касе, к-ӯ харидори некӣ шавад,
Нагӯяд баде, то баде нашнавад.[2]

1. И – б. 1906 нест.
2. Л –б. 1864–1913 нест.

# ПОДШОҲИИ ХУСРАВИ ПАРВИЗ

*Сию ҳашт сол буд*

## ОҒОЗИ ДОСТОН

Чу Густаҳму Биндӯй б-Озаргушасп
Барафканд марде сабук бо ду асп,

Ки дар шаб ба наздики Хусрав шавад,
Аз Эрон ба огоҳии нав шавад.

Фиристода омад бари шоҳи нав,
Гузашта шабе тира аз моҳи нав.[1]

Зи ошӯби Бағдод гуфт, он чи дид,
Ҷавон шуд чу барги гули шанбалид.

Чунин гуфт, к-«Он, к-ӯ зи роҳи хирад
Ба тезиву бедонишӣ бугзарад,

Натарсад зи кирдори чархи баланд,
Шавад зиндагониш носудманд.

Гар ин бад, ки гуфтӣ, х(в)аш ояд маро,
Хуру хоб дар оташ ояд маро.

Валекин падар чун ба хун ёхт даст,
Дар Эрон накардам сарои нишаст.

Ҳам ӯро кунун чун яке бандаам,
Сухан ҳар чи гӯяд, ниюшандаам».

Ҳам андар замон доғдил бо сипоҳ
Ба кирдори оташ биёмад зи роҳ.[2]

Сипоҳӣ буд аз Бардау Ардабил,
Ҳаме рафт бо номвар хел-хел.

Аз Армения низ чанде сипоҳ
Ҳаме тохт чун бод бо ӯ ба роҳ.

---

1. И - б. 3 нест.
2. ТПЗ – Битарсид, к-аз вай расад пештар
Ҷаҳонгир Баҳроми ёзандасар.

Чу омад ба Бағдод аз ӯ огаҳӣ,
Ки омад харидори тахти меҳӣ,

Ҳама шаҳр аз огоҳӣ ором ёфт,
Ҷаҳонҷӯй аз оромашон[1] ком ёфт.

Пазира шудандаш бузургони шаҳр,
Касеро, ки аз меҳтарӣ буд баҳр.[2]

Ниҳоданд бар пешгаҳ тахти оҷ,
Ниҳоданд ҳам тавқу[3] пурмоя тоҷ.[4]

Ба шаҳр-андарун рафт Хусрав бадард,
Ба назди падар рафт бо боди сард.[5]

Чӣ гӯям аз ин гунбади тезгард,
Ки ҳаргиз наёсояд аз коркард.

Якеро ҳаме тоҷи шоҳӣ диҳад,
Якеро ба дарё ба моҳӣ диҳад.

Якеро бараҳна сару пову суфт,
На ором хобу на ҷои нуҳуфт.[6]

Якеро диҳад тӯшаи[7] шаҳду шир,
Бипӯшад ба дебову хаззу ҳарир.

Саранҷом ҳар ду ба хок андаранд,
Ба торак ба доми ҳалок андаранд.

Агар худ назодӣ хирадманд мард,
Набудӣ варо рӯзи нангу набард.

Надидӣ ҷаҳон аз буна, беҳ будӣ,
Агар кеҳ будӣ мард, агар меҳ будӣ.

---

1. И – рояшон
2. ТПЗ – Зи раҳ сӯи айвони шоҳ омаданд,
   Абар шоҳ-бар достонҳо заданд.
   Зи ҳар гуна гуфтанду Хусрав шунид,
   Ба дил ройи он меҳтарон баргузид.
3. И – Ҳамон тавқи заррину
4. ТПЗ – Ки фарсуда буданд бисёр шоҳ,
   Бидида басе шоҳ бар пешгоҳ.
5. ИМ –б. 17 нест.
6. И- 20 нест.
7. И – нӯшаву

Кунун ранҷ дар кори Хусрав барем,
Ба хонанда огоҳии нав барем.

## БАР ТАХТ НИШАСТАНИ ХУСРАВ ВА ПӮЗИШИ ПАДАР ХОСТАНИ Ӯ

Чу Хусрав нишаст аз бари тахти зар,
Бирафтанд ҳар кас, ки будаш ҳунар.

Гаронмоягонро ҳама хонданд,
Бар он тоҷи нав гавҳар афшонданд.

Ба мӯбад чунин гуфт, к-«Ин тоҷу тахт
Наёбад магар мардуми некбахт.

Мабодо маро пеша ҷуз ростӣ,
Ки бедодӣ орад ҳаме костӣ.

Або ҳар касе ройи мо бар беҳист,[1]
Зи бедод[2] кардан сари мо тиҳист.

Зи Яздон пазируфтам ин тахти нав,
Ҳаме равшану моявар бахти нав.

Шумо низ дилҳо ба фармон ниҳед,
Ба ҳар кор бо мо се паймон ниҳед.

Аз озурдани мардуми порсо
Ва дигар, кашидан сар аз подшо.

Севум, дур будан зи чизи касон,
Ки дардаш бувад сӯи он кас расон,

Ки дар гоҳу бегаҳ касеро бисӯхт,
Ба бемоя чизе дилаш барфурӯхт.

Кунун даст аз ин шуст бояд ҳаме,
Раҳи ростӣ ҷуст бояд ҳаме.[3]

Дигар ҳар чӣ бо мардуме бархӯрад,
Мар онро пазиранда бошад хирад.

1. И – ростист.
2. И – пайкор
3. И – б. 36 нест.

Набошад маро бо касе доварӣ,
Агар тоҷи ман ҷуст, ар[1] ангуштарӣ.

Киро гавҳари тан бувад бо нажод,
Нагӯяд сухан бо касе ҷуз ба дод.

Набошад шуморо ҷуз аз эманӣ,
Наёзам ба кирдори оҳарманӣ».

Ҳар он кас, ки бишнид гуфтори шоҳ,
Ҳаме офарин хонд бар тоҷу гоҳ.

Бирафтанд шодон аз ин тахти ӯй,
Басе офарин рафт бар бахти ӯй.

Сипаҳбад фуруд омад аз тахт шод,
Ҳама шаб зи Ҳурмуз ҳаме кард ёд.

## ОМАДАНИ ХУСРАВ ПЕШИ ПАДАР ВА ПӮЗИШ ХОСТАН

Чу пинҳон шуд он чодари обнӯс,
Ба гӯш омад аз дур бонги хурӯс.

Ҷаҳонгир шуд то ба назди падар,
Ниҳонаш пур аз дарду хаста ҷигар.[2]

Чу дидаш, бинолиду бурдаш намоз,
Ҳаме буд пешаш замоне дароз.[3]

Бад-ӯ гуфт, к-«Эй шоҳи нобахтёр,
Зи Нӯшинравон дар ҷаҳон ёдгор.

Ту донӣ, ки гар будаме пушти ту,
Ба сӯзан нахастӣ кас[4] ангушти ту.

1. И – ҷусту
2. Л – б. 1–44 нест.
3. ТПЗ – Чу рӯи падар дид Хусрав, бадард.
Баровард аз дил яке боди сард.
Бибӯсид чашму сару пои ӯй,
Дилаш пур зи хун буду пуроб рӯй.
4. Л – Як

Нигар, то чӣ фармоӣ акнун маро,
Ғам омад туро, дил пур аз хун маро.[1]

Гар эдун, ки фармон диҳӣ, бар дарат
Яке бандаам, посбони сарат.

Наҷӯям кулоҳу нахоҳам сипоҳ,
Бибуррам сари хеш дар пеши шоҳ».

Бад-ӯ гуфт Ҳурмузд, к-«эй камхирад,
Ҳамин рӯзи сахтӣ зи ман бугзарад.

На он кас, ки ин кард, монад дароз,
Ба мо бугзарад, ҳар чӣ ранҷ асту оз.

Маро назди ту орзу буд[2] се чиз,
Бар ин-бар фузунӣ нахоҳем низ.

Яке, он ки шабгир ҳар бомдод
Кунӣ гӯши моро ба овоз шод.

Ва дигар, саворе зи гарданкашон,
Ки аз разми дерина дорад нишон,

Бари ман фиристӣ, ки аз корзор
Сухан гӯяду карда бошад шикор.

Ҳамон низ донанда марди куҳан,
Ки аз подшоҳон гузорад сухан.

Набишта яке дафтар орад маро,
Бад-он дарду сахтӣ сар орад маро.

Севум, орзу он ки холи туанд,
Парастандаву ноҳамоли туанд.

Набинанд аз ин пас ҷаҳонро ба чашм,
Бар эшон биронӣ бар ин сӯг хашм».

Бад-ӯ гуфт Хусрав, ки «Эй шаҳрёр,
Мабод он ки бар чашми ту сӯгвор

1. Л – б. 49 нест.
2. Л – бар

Набошад в-агарчи бувад бадниҳон,
Ки бадхоҳи ту дур бод аз ҷаҳон.

Валекин нигаҳ кун ба равшанравон,
Ки Баҳроми Чӯбина шуд паҳлавон.

Сипоҳ аст бо ӯ фузун аз шумор,
Саворону гурдони ханҷаргузор.

Агар мо ба Густаҳм ёзем даст,
Ба гетӣ наёбем ҷои нишаст.

Мадон ту зи Густаҳм, к-ин эзадист,
Зи гуфтору кирдори нобихрадист.

Дигар он ки бошад дабири куҳан,
Ки бар шоҳ хонад гузашта сухан.

Саворе, ки парварда бошад ба разм,
Бидонад ҳамон низ оини базм.

Аз ин ҳар замон нав фиристам яке,
Ту бо дард пажмон[1] мабош андаке.

Дили ту бад-ин дард хурсанд бод,
Ҳамон бо хирад сабру пайванд бод![2]»

Бигуфт ину гирён биёмад зи пеш,
Накард[3] ошкоро ба кас рози хеш.

Писар меҳрубонтар буд аз шаҳрёр,
Бар ин достон зад яке ҳушёр.

Ҷавони забончарбу[4] ширинсухан,
На[5] аз пири настӯҳ гашта куҳан.

---

1. Л – гирён
2. ТПЗ – Агар доди худ ёбам аз рӯзгор
   Зи Густаҳму Биндуи носозгор.
   Бихоҳам ҳама кинаи хештан,
   Ба хӯрди сагонаш диҳам бекафан,
   Ту хуш бош, эй пури Нӯширавон,
   Ки ҷовид бодо равонат ҷавон!
3. ИЛ – Нагуфт
4. Л – Ки ёре ҷавон, чарбу
5. ЛМ –Беҳ

Ҳунарманду ҳам мардуми беҳунар
Ба фарҷом ҳам хок дорад ба сар.[1]

## ОГОҲ ШУДАНИ БАҲРОМИ ЧӮБИНА АЗ КӮР ШУДАНИ ҲУРМУЗД ВА ЛАШКАР КАШИДАН БА ҶАНГИ ХУСРАВИ ПАРВИЗ

Чу бишнид Баҳром, к-аз рӯзгор
Чӣ омад бар он номвар шаҳрёр,

Ниҳоданд бар чашми равшан-ш доғ,
Бимурд ин чароғи ду наргис ба боғ.

Писар барнишаст аз бари тахти ӯй,
Ба пой андаромад сари[2] бахти ӯй.

Аз он монд Баҳроми ял дар шигифт,
Бипажмурду андеша андаргирифт.[3]

Бифармуд, то кӯс берун баранд,
Дирафши бузургӣ ба ҳомун баранд.

Буна барниҳоду сипаҳ барнишаст,
Ба пайкори Хусрав миёнро бубаст.

Сипоҳе ба кирдори кӯҳи равон
Ҳаме рафт[4] густох то Наҳравон.

Чу огоҳ шуд Хусрав аз кори ӯй,
Ғамӣ гашт аз он тез бозори ӯй.

Фиристод бедор корогаҳон,
Ки то бозҷӯянд кори ҷаҳон.

---

1. ТПЗ – Валекин зи омӯхтан чора нест,
Кӣ гӯяд, ки донову нодон якест?
Ба дониш бувад нек фарҷоми ту,
Ба мину диҳад чарх ороми ту.
Чунон чун танатро хӯриш дастгир,
Зи дониш равонро бувад ногузир.
Ба ҳар кор Яздони пирӯзу пок
Бихону мадор аз каму беш бок.
2. Л –Сару
3. ТПЗ – Бигуфто, ки омад моро гоҳи ҷанг,
Бигирем гетӣ ба мардӣ ба ҷанг.
4. Л – Ҳаме ронд

Ба корогаҳон гуфт: «Роз аз нахуст
Зи лашкар ҳаме кард бояд дуруст,

Ки бо ӯ якеанд лашкар[1] ба ҷанг,
К-аз ӯ[2] гардад ин кори мо бо[3] диранг.

Дигар он ки Баҳром дар қалбгоҳ
Бувад пештар, ё[4] миёни сипоҳ,

Чигуна нишинад ба ҳангоми бор,
Ба рафтан кунад ҳеҷ рои шикор?»

Бирафтанд корогаҳон аз дараш,
Набуд огаҳ аз кори ӯ лашкараш.

Бирафтанду диданду боз омаданд,
Ниҳонӣ бари ӯ[5] фароз омаданд,

Ки лашкар ба ҳар кор бо ӯ якест,
Агар номдоре, агар кӯдакест.

Ҳар он гаҳ ки лашкар биронад ба роҳ,
Бувад як замон дар миёни сипоҳ.

Замоне шавад бар сӯи маймана,
Гаҳе бар чапу гоҳ сӯи буна.

Ҳама мардуми хеш дорад ба роз,
Ба бегонагонаш наёяд ниёз.

Ба кирдори шоҳон нишинад ба бор,
Або юз дар дашт ҷӯяд шикор.

Яке дурбин марди ҷӯёи кор,
Набошад чун ӯ номдору савор.

Ҷуз аз разми шоҳон наронад ҳаме,
Ҳама дафтари «Димна» хонад ҳаме.

1. Л – яксар
2. ИЛ – В-агар
3. ИЛ – кор бо мо
4. И- гар
5. Л– ба наздаш

Чунин гуфт Хусрав ба дастури хеш,
Ки «Кори дароз аст моро ба пеш.

Чу Баҳром бар душман асп афканад,
Ба дарё дили аждаҳо бишканад.

Дигар, он ки оини шоҳаншаҳон
Биёмӯхт аз шаҳрёри ҷаҳон.

Севум, ка-ш Калила-ст, гӯӣ вазир
Чун ӯ ройзан кас надорад дабир».

В-аз он пас ба Биндую Густаҳм гуфт,
Ки «Мо бо ғаму ранҷ[1] гаштем ҷуфт.

Чу Гурдую Шопуру чун Андиён,
Сипаҳдори Армения Родмон,

Нишастанд бо шоҳи Эрон ба роз,
Бузургони фарзонаву размсоз.

Чунин гуфт Хусрав бад-он меҳтарон,
Ки «Эй сарфарозону ҷанговарон!

Ҳар он мағз, к-ӯро хирад равшан аст,
Зн дониш ба гирди танаш ҷавшан аст.

Кас онро набуррад, магар теғи марг,
Шавад мум аз он захм пӯлоди тарг.

Кунун ман ба сол аз шумо кеҳтарам,
Ба ройи ҷавонӣ ҷаҳон наспарам.

Бигӯед, то چораи кор чист,
Бар ин хастагиҳо беозор кист?»

Бад-ӯ гуфт мӯбад, к-«Анӯша бадӣ,
Таҳимағзро фарру тӯша бадӣ!

Чу пайдо шуд ин рози гардандадаҳр,
Хирадро бибахшид бар чор баҳр.

1. И –дард

Чу ниме аз ӯ баҳраи подшост,
Ки фарру хирад подшоро сазост.

Дигар баҳраи мардуми порсо,
Се дигар парастандаи подшо.

Чу наздик бошад ба шоҳи ҷаҳон,
Хирад хештан з-ӯ надорад ниҳон.

Кунун аз хирад порае монд хурд,
Ки доно варо баҳри деҳқон шумурд.

Хирад нест бо мардуми носипос,
На онро, ки ӯ нест яздоншинос.

Агар бишнавад шаҳрёр ин сухан,
Ки гуфтаст бедормарди куҳан,

Ба чашми дил андар сухан бингарад,
Аз ӯ бар хӯрад, чун ба дил бугзарад».[1]

Бад-ӯ гуфт шоҳ: «Ин сухан гар ба зар
Нависам, ҷуз ин нест оину фар.

Сухан гуфтани мӯбадон гавҳар аст,
Маро дар дил андешаи дигар аст,

Ки чун ин ду лашкар баробар шавад,
Сари найзаҳо бар ду пайкар шавад.

Набошад маро нанг,[2] к-аз қалбгоҳ
Биронам, шавам пеши рӯи сипоҳ.

Бихонам ба овоз Баҳромро,
Сипаҳдори худкоми бадномро.

Яке з-оштӣ рӯй бинмоямаш,
Навозам-ш бисёру бистоямаш.

Агар худ пазирад сухан, беҳ бувад,
Ки чун ӯ ба даргоҳ-бар[3] кеҳ бувад.

1. Л – б. 118 нест.
2. ИЛ – айб
3. Л – даргоҳи ман

В-агар чанг чӯяд, манам чангчӯй,
Сипаҳро ба рӯй андарорем рӯй».

Бузургон бар ӯ офарин хонданд,
Варо шаҳрёри замин хонданд.

Ҳама кордонон бар он достон
Ки ӯ гуфт, гаштанд ҳамдостон.

Ҳаме гуфт ҳар кас, ки «Эй шаҳрёр,
Зи ту дур бодо бади рӯзгор!

Туро бод пирӯзиву фарраҳӣ,
Бузургиву дайҳиму шоҳаншаҳӣ!»

Чунин гуфт Хусрав, ки «Ин боду бас,
Шикасту чудоӣ[1] мабинод кас».

Сипаҳро зи Бағдод берун кашид,
Саропардаи нав ба ҳомун кашид.

Ду лашкар чу танг андаромад зи[2] роҳ,
Аз он сӯ сипаҳбад, аз ин сӯй[3] шоҳ.

Чу шамъи чаҳон шуд ба хам андарун,
Бияфшонд зулфи[4] шаби тирагун,[5]

Талоя биёмад зи ҳар ду сипоҳ,
Ки дорад зи бадхоҳ[6] лашкар нигоҳ.

Чу аз ханчари[7] рӯз бугрехт шаб,
Ҳаме тохт тарсондилу[8] хушклаб.

Табира баромад зи ҳар ду сарой,
Бад-он разм хуршед буд раҳнамой.

1. Л – Шикасти худоӣ
2. Л– ба
3. Л – в-аз ин рӯй
4. Л–зулф он
5. Л – қиргун,
6. Л – бад роҳи
7. Л – чанбари.
8. Л – сӯзондилу

Ба Густаҳму Биндӯй фармуд шоҳ,
Ки то барниҳоданд аз оҳан кулоҳ.

Чунин бо бузургони равшанравон.
Ҳаме ронд то чашмаи Наҳравон.

Талоя ба Баҳром шуд ногузир,
Ки омад сипаҳ бар ду партоб тир.

Чу бишнид Баҳром, лашкар биронд,
Ҷаҳондидагонро бари хеш хонд.

Нишаст аз бари аблақи мушкдум,
Ҷаҳанда, сарафрози рӯинасум.

Силеҳаш яке ҳиндувӣ теғ буд,
Ки дар захм чун оташи меғ буд.

Чу барқи дурахшон ҳаме ронд асп
Ба дасти чапаш риман Озаргушасп.

Чу Оингушаспу Ялонсина низ
Бирафтанд пуркину дил пурситез.

Се турки диловар зи хоқониён
Бар он кини Баҳром баста миён.

Пазируфта ҳар се, ки чун рӯи шоҳ
Бубинем дур аз миёни сипоҳ.

Агар кушта, гар баста, ӯро барат
Биёрем тозон бари лашкарат.

Зи як рӯй Хусрав, дигар паҳлавон,
Миён-андарун Наҳравони[1] равон.[2]

Назора бар он аз ду рӯя сипоҳ,
Ки то паҳлавон чун равад пеши шоҳ.

1. И – наҳру оби
2. Л – чашмаи Наҳравон.

## РАСИДАНИ ХУСРАВИ ПАРВИЗ БО БАҲРОМИ ЧӮБИНА БА ҲАМДИГАР

Расиданд Баҳрому Хусрав ба ҳам,
Кушода яке рӯю дигар дижам.

Нишаста ҷаҳондор бар хинги[1] оч,
Зи зарру зи ёқут бар сар-ш точ.

Зи дебои зарбафт чиниқабой,
Чу Гурдӯй пеш-андарун[2] раҳнамой.

Чу Биндую Густаҳм бар дасти шоҳ,
Чу Харроди Барзини зарринкулоҳ-

Ҳама ғарқ[3] дар оҳану симу зар,
На ёқут пайдо, на зарринкамар.

Чу Баҳром рӯи шаҳаншоҳ дид,
Шуд аз хашм рангу рухаш нопадид.

В-аз он пас чунин гуфт бо саркашон,
Ки «Ин руспизодаи баднишон

Зи пастиву кундӣ ба мардӣ расид,
Тавонгар шуду гурдагаҳ баркашид.

Падид омадаш мушк бар гирди оч,
Фаридуни шаҳ[4] гашт бо гурзу точ.

Биёмӯхт оини шоҳаншаҳон,
Ба зудӣ сар ояд бар ӯ-бар ҷаҳон.

Сипаҳро ба оини Нӯшинравон
Ҳаме ронад ин шоҳи[5] тираравон.

Бубинед лашкар-шро сар ба сар,
Ки то кист з-эшон яке номвар?

1. Л – сипаҳдор бар тахти
2. Л – андараш
3. М– ғарқа
4. Л – Фаридуни ял
5. Л – синди

Саворон набинам ҳаме размҷӯй,
Ки бо ман ба рӯй андароранд рӯй.

Бубинад кунун кори мардони мард,
Таки аспу шамшеру гарди[1] набард.

Ҳамон захми кӯполу борони тир,
Хурӯши ялону деҳу дору гир.

Надорад бар овардгаҳ пил пой,
Чу ман бо сипоҳ андароям зи ҷой.

Аз овози мо кӯҳ резон шавад,
Ҳизабри диловар гурезон шавад.

Ба ханҷар ба дарё-бар афсун кунам,[2]
Биёбон саросар пур аз[3] хун кунам».[4]

Бигуфту барангехт аблақ зи ҷой,
Ту гуфтӣ, шуд он бора парронҳумой.

Яке танг овардгоҳе гирифт,
Бад-ӯ монда буд лашкар андар шигифт.[5]

Зи овардгаҳ шуд сӯи Наҳравон,
Ҳаме буд бар пеш фаррух ҷавон.

Тане чанд бо ӯ зи эрониён
Ҳама баста бар ҷанги Хусрав миён.

Чунин гуфт Хусрав, ки «Эй саркашон,
Зи Баҳроми Чӯбин кӣ дорад нишон?»

Бад-ӯ гуфт Гардуй, к-Эй шаҳрёр,
Нигаҳ кун бад-он гурди аблақсавор.

Қабояш сапеду ҳамоил сиёҳ,
Ҳаме ронад аблақ миёни сипоҳ.

---

1. И– гурзи: Л – Ману аспу шамшеру гурзи
2. ИЛ – кунем,
3. ИЛ – Ҳама обҳо сар ба сар
4. ИЛ – кунем.
5. И – б. 170 нест.

Ҷаҳондор чун дид Баҳромро,
Бидонисташ оғозу фарҷомро.

Бад-ӯ гуфт, к-«Ин дудранги дароз,
Нишаста бар он аблақи сарфароз?».

Чунин гуфт Гардӯй, к-«Оре, ҳамон
Набурдаст ҳаргиз ба некӣ гумон».

Бад-ӯ гуфт, к-«Аз паҳлави[1] кӯжпушт
Бипурсӣ сухан, посух орад дурушт.

Ҳам он хуқл биниву хобидачашм,
Дил оганда дорад, ту гӯӣ, ба хашм.

Ба дида[2] бубинӣ мар ӯро, бад аст,
Ки ӯ дар ҷаҳон[3] душмани Эзад аст.

Набинам ҳаме дар сараш кеҳтарӣ,
Наёяд касеро[4] ба фармонбарӣ».

В-аз он пас ба Биндую Густаҳм гуфт,
Ки «Букшоям ин достон аз нуҳуфт,

Ки гар хар наёяд ба наздики бор,
Ту бори гарон сӯи пушти хар ор.

Чу бифрефт Чӯбинаро наррадев,
Куҷо бинад ӯ роҳи кайҳонхидев!

Ҳар он дил, ки аз оз шуд дардманд,
Наёяд-ш панди бузургон писанд.[5]

Чу дар ҷанг рафтӣ, ба сар шуд сухун,
Нигаҳ кард бояд зи сар то ба бун.

Кӣ донад, ки дар ҷанг пирӯз кист,
Аз ону аз ин[6] лашкарафрӯз кист.

---

1. Л – к-он бадтани
2. Л – Бидидам
3. Л – ниҳон
4. Л – кас ӯро: И – набояд кас ӯро
5. ТПИЛМ – Ҷуз аз ҷанг Чӯбинаро рой нест,
   Ба дил-ш-андарун додро ҷой нест.
6. Л – Дилафрӯзу

Бад-ин гуна ороста лашкаре,
Чу Баҳром пархошҷӯ меҳтаре.

Дижогоҳ марде чу деви сутург,
Сипоҳе ба кирдори ғурранда[1] гург.

Гар эдун, ки бошед ҳамдостон,
Набошад маро нанг аз ин достон.

Ба пурсиш яке пешдастӣ кунам,
Аз он беҳ, ки дар ҷанг сустӣ кунам.

Агар з-ӯ бар андоза ёбам сухан,
Навоин бадиҳош гардад куҳан.

Зи гетӣ яке гӯша ӯро диҳам,
Сипосе ба додан бар ӯ[2] барниҳам.

Ҳама оштӣ гардад ин ҷанги мо
Бад-ин размгаҳ кардан оҳанги мо.

Маро з-оштӣ судмандӣ бувад,
Хирад бегумон бегазандӣ бувад.

Чу бозоргонӣ кунад подшо,
Аз ӯ шод гардад дили порсо».

Бад-ӯ гуфт, Густаҳм, к-«Эй шаҳрёр,
Анӯша бадӣ, то бувад рӯзгор!

Ҳаме гавҳар афшонӣ андар сухун,
Ту донотарӣ, ҳар чӣ хоҳӣ, бикун.

Ту пурдодиву[3] банда[4] бедодгар,
Ту пурмағзу ӯро пур аз бод сар».

Чу бишнид Хусрав, бипаймуд роҳ,
Хиромон биёмад ба пеши сипоҳ.

1. Л–арғунда
2. И – зи додан ба худ
3. И-бар додиву
4. Л – бар додиву хасм

Бипурсид Баҳроми Ялро зи дур,
Ҳаме ҷуст ҳангомаи разм сур.

Ба Баҳром гуфт: «Эй сарфароз мард,
Чӣ гуна-ст корат ба дашти набард?

Ту даргоҳро ҳамчу пироӣ,
Ҳамон тахту дайҳимро моӣ.

Сутуни сипоҳӣ ба ҳангоми разм,
Чу шамъи дурафшон бувӣ рӯзи[1] базм.

Ҷаҳонҷӯй гурдиву яздонпараст,
Мадород доранда боз аз ту даст.[2]

Сиголидаам рӯзгори туро,
Ба хубӣ бисечида кори туро.

Туро бо сипоҳи ту меҳмон кунам,
Зи дидори ту ромиши ҷон кунам.

Сипаҳдори Эрон-т хонам ба дод,
Кунам офаринандаро бар ту ёд».

Суханҳош бишнид Баҳроми гурд,
Инон аблақи мушкдумро супурд.

Ҳам аз пушти он бора бурдаш намоз,
Ҳаме буд пешаш замоне дароз.

Чунин дод посух пас[3] аблақсавор,
Ки «Ман хуррамам шоду беҳрӯзгор.[4]

Туро рӯзгори бузургӣ мабод,
На бедод донӣ зи шоҳӣ, на дод.

Алоншоҳ чун шаҳрёрӣ кунад?
Варо марди бадбахт ёрӣ кунад.

1. Л – ба нозанда: И – дурахшон туӣ рӯзи
2. И – б. 206 нест.
3. Л – гуфт Баҳроми
4. И – Чунин гуфт, к-эй носазо шоҳ

Туро рӯзгоре сиголидаам,
Ба наввӣ камандет молидаам.[1]

Ба зудӣ яке дор созам баланд,
Ду дастат бубандам ба хамми каманд.

Биёвезамат з-он сазовор[2] дор,
Бубинӣ зи ман талхии рӯзгор».

Чу Хусрав зи Баҳром посух шунид,
Рухаш гашт ҳамчун гули шанбалид.

Бидонист, к-ӯ дил зи тахту кулоҳ
Ҳаме нагсилонад ба оини шоҳ.

Чунин дод посух, ки «Эй носипос,
Нагӯяд чунин марди яздоншинос.

Чу меҳмон ба хони ту ояд зи дур,
Ту дашном созӣ ба ҳангоми сур.[3]

На оини шоҳон бувад з-ин нишон,
На они саворони гарданкашон.

На тозӣ чунин карду на порсӣ,
Агар бишмарӣ сол сад бор сӣ.

Аз ин нанг дорад хирадманд мард,
Ту гирди дари носипосӣ магард.

Чу меҳмонат овози фаррух диҳад,
Бар ин гуна - бар дев посух диҳад.

Битарсам, ки рӯзи бад омад-т пеш,
Ки саргашта ронӣ ҳаме ройи хеш.

Туро чора бар дасти он подшост,
Ки зиндаст ҷовиду фармонравост.

1. Ба афсун ба шоҳӣ наёбӣ ту роҳ.
2. Л – сарафроз
3. ТПМ – Ту меҳмони худро ба дор афканӣ,
Аз ин сон ту бунёди кор афканӣ.

Гунаҳкори яздониву носипос,
Тан андар накӯҳиш, дил андар ҳарос.

Маро чун Алоншоҳ хонӣ ҳаме,
Зи гавҳар ба як сӯ нишонӣ ҳаме.

Магар носазоям ба шоҳаншаҳӣ,
На зебост бар ман кулоҳи меҳӣ?

Чу Кисро ниёву чу Ҳурмуз падар,
Киро донӣ аз ман сазовортар?»

Варо гуфт Баҳром, к-«Эй баднишон,
Ба гуфтору кирдор чун беҳушон,

Нахустин зи меҳмон кушодӣ сухан,
Сириштат наву достонҳо куҳан.

Туро бо суханҳои шоҳон чӣ кор,
На фарзонамардӣ, на ҷангисавор!

Алоншоҳ будӣ, кунун кеҳтарӣ,
Ҳам аз бандаи бандагон камтарӣ.

Гунаҳгори бебар туӣ дар ҷаҳон,
На шоҳӣ, на зебосарӣ аз меҳон.

Ба шоҳӣ маро хонданд офарин,
Намонам, ки пай барниҳӣ бар замин.

Дигар он ки гуфтам, ки бадахтарӣ,
Назебад туро шоҳиву меҳтарӣ,

Аз он гуфтам, эй носазовор шоҳ,
Ки ҳаргиз мабодӣ ту дар пешгоҳ!

Ки эрониён бар ту-бар душмананд,
Бикӯшанду бехат зи бун баркананд.

Бидарранд бар танг-бар пӯсту раг,
Супоранд гӯштат ба юзу[1] ба саг!»

1. Л – гӯшту пайи ту: И –он устухонат

Бад-ӯ гуфт Хусрав, ки «Эй бадкуниш,
Чаро гаштаӣ тунду бартарманиш,

Ки оҳуст бар мард гуфтори зишт,
Туро андар[1] оғоз буд ин сиришт.

Зи мағзи ту бугсаст равшан хирад,
Хунук номвар, к-ӯ хирад парварад.

Ҳар он дев, к-ояд замонаш фароз,
Забонаш ба гуфтор гардад дароз.

Нахоҳам, ки чун ту яке паҳлавон,
Ба тезӣ табаҳ гардаду нотавон.

Сазад, гар зи дил хашм берун кунӣ,
Начӯшиву бар тезӣ афсун кунӣ.

Зи дорандаи додгар ёд кун,
Хирадро бад-ин ёд бунёд кун.

Яке кӯҳ дорӣ ба пеш-андарун,
Ки гар бингарӣ, бартар аз Бесутун.

Гар аз ту яке шаҳрёр омадӣ,
Муғилони бебар ба бор омадӣ.

Туро дил пур[2] андешаи меҳтарист,
Бубинем, то ройи[3] Яздон ба чист.

Надонам, кӣ-т омӯхт ин бадтанӣ[4]
Туро бо чунин кеши оҳарманӣ.[5]

Ҳар он, к-ин сухан бо ту гӯяд ҳаме,
Ба гуфтор марги ту ҷӯяд ҳаме».

Бигуфту фуруд омад аз хинги оҷ,
Зи сар баргирифт он баҳогир тоҷ.

1. Л – худ зи
2. И – ба
3. Л – хостӣ
4. Л – Кӣ омӯхт ин пурфанӣ,
5. Л – то чунин гаштӣ аҳриманӣ.

Бинолиду сар сӯи хуршед кард,
Зи Яздон дилаш пур зи уммед кард.

Чунин гуфт, к-«Эй равшани додгар,
Дарахти умед аз ту ояд ба бар.

Ту донӣ, ба пеши ман ин банда кист,
К-аз ин нанг бар тоҷ бояд гирист.

Гар ин подшоҳӣ зи тухми каён
Бихоҳад шудан, то набандам миён.

Парастанда бошам ба оташкада,
Нахоҳам хӯриш ҷуз зи ширу тара.[1]

Надорам ба ганҷ-андарун зарру сим,
Ба гоҳи парастиш бипӯшам гилем.

В-ар эдун, ки ин подшоҳӣ марост,
Парастанда бошем бо доду рост,

Ту пирӯз гардон сипоҳи маро,
Ба банда мадеҳ тоҷу гоҳи маро.

Агар коми дил ёбам, ин тоҷу асп
Биёрам давон пеши Озаргушасп.

Ҳам ин ёраву тавқу ин гӯшвор,
Ҳам ин ҷомаи зарру[2] гавҳарнигор,

Ҳамон низ даҳ бадра динори зард
Фишонам бар ин гунбадн ложвард.

Парастандагонро дирам сад ҳазор
Фиристам, чу баргардам аз корзор.

Зи баҳромиён ҳар кӣ гардад асир,
Ба пеши ман орад касаш дастгир,

Парастандаи фаррух оташ кунам,
Дили мӯбаду ҳирбад х(в)аш кунам.

1. Л – ба ширу дада.
2. И –зарри

Зи бедод шаҳре, ки вайрон шудаст,
Гузаргоҳи гӯрону шерон шудаст-

Бикӯшам, ки ободгардад зи нав,
Намонам, ки монад пур аз хору хав».[1]

Бигуфт ину аз хок бар пой хост,
Ситамдида гӯяндае буд рост.

Зи ҷои ниёиш биёмад чу гард,
Ба Баҳроми Чӯбина овоз кард,

Ки «Эй дӯзахӣ, бандаи деви нар,[2]
Хирад дуру дур аз ту оину фар!

Ситамгора девест бохашму зӯр,
К-аз ин гуна чашми туро кард кӯр.

Ба ҷои хирад хашму кин ёфтӣ,
Зи девон ҳаме офарин ёфтӣ.

Туро хорсон шорсоне намуд,
Яке дӯзахе бӯстоне намуд.

Чароғи хирад пеши чашмат бимурд,
Зи ҷону дилат равшаноӣ бибурд.

Набудаст ҷуз ҷодуи пурфиреб,
Ки андар баландӣ намудат нишеб.

Ба шохе ҳаме ёзӣ имрӯз даст,
Ки баргаш бувад заҳру бораш кабаст.

Наҷустаст ҳаргиз табори ту ин,
Набошад ба ҷӯянда-бар офарин.

Туро Эзад ин бурзу оин[3] надод,
Надорӣ зи Гургини Милод ёд,

1. И – б. 269, 270 нест:
ТПЛ – Бар он низ динор чун сад ҳазор
Фиристам, чу баргардам аз корзор.
2. И – девсар,
3. Л –фарру

Ки харчангро нест парри уқоб,
Напаррад уқоб аз бари офтоб.[1]

Аё, марди бадбахту бедодгар,
Ба нобуданӣ-бар гумоне мабар!

Ба Яздони поку ба тахту кулоҳ,
Ки гар ман биёбам туро бесипоҳ,

Агар барзанам бар ту-бар боди сард,
Надидӣ маро зинда андар набард.

Суханҳо шунидем чанде дурушт,
Ба пирӯзгар бозҳиштем пушт.

Агар ман сазовори шоҳӣ наям,
Мабодо, ки дар зердастӣ зиям».

Чунин дод Баҳром посух-ш боз,
Ки «Эй бехирад римани девсоз!

Падар-т, ин ҷаҳондори[2] диндӯст мард,
Ки ҳаргиз назад бар касе боди сард.

Чунин мардро арҷ нашнохтӣ,
Ба хорӣ зи тахт андарандохтӣ.

Паси ӯ ҷаҳондор хоҳӣ будан,
Хирадманду бедор хоҳӣ будан?

Ту нопокиву душмани Эзадӣ,
Набинӣ зи некидиҳиш ҷуз бадӣ.

Гар эдун ки Ҳурмуз на бар дод буд,
Замину замон з-ӯ ба фарёд буд.

Ту фарзанди ӯӣ, набошӣ сазо
Бар Эрону Нерон[3] шуда подшо.

Туро зиндагонӣ набояд, на тахт,
Яке дахмае бас, ки дурӣ зи бахт.

1. ИЛ –б. 282 нест.
2. И – ҷаҳонгири
3. З – Турон

Ҳамон кини Ҳурмуз кунам хостор,
Агар к-андар Эрон манам шаҳрёр.

Кунун тоза кун бар ман ин достон,
Ки аз ростон кист ҳамдостон,

Ки ту доғ бар чашми шоҳон ниҳӣ,
Касе к-ӯ ниҳад, низ фармон диҳӣ.

Аз он пас биёбӣ, ки шоҳӣ марост,
Зи хуршед то пушти моҳӣ марост».

Бад-ӯ гуфт Хусрав, ки «Ҳаргиз мабод,
Ки бошад ба дарди падар банда шод.

Набишта чунин буду буд, ончи буд,
Сухан бар сухан чанд хоҳӣ фузуд?!

Ту шоҳе ҳамесозӣ аз хештан,
Ки гар маргат ояд, наёбӣ кафан.

Бар ин аспу баргустувони касон,
Яке хусравӣ б-орзу норасон.

На хону на мону на буму нажод,
Яке шаҳрёрӣ, миён пур зи бод.

Бад-ин лашкару[1] чизу номи дурӯғ
Нагирӣ бари тахти шоҳӣ фурӯғ.

Зи ту пеш буданд кундоварон,
Ҷаҳонҷӯй бо гурзҳои гарон.

Начустанд шоҳӣ, чу кеҳтар буданд,
На андархури тахту афсар буданд.

Ҳаме ҳар замон сар фарозӣ[2] ба хашм,
Ҳаме оби шармат биёяд[3] ба чашм.

1. Л – хоста,
2. ИЛ – барфарозӣ
3. ИЛ – шарму обат наёяд

Замона ба хашм орадат ҳар замон,
Бичӯшад ҳаме бар бадат бад гумон.[1]

Ҷаҳондор шоҳӣ зи дод офарид,
Агар аз ҳунар в-аз нажод офарид.

Бад-он кас диҳад, к-ӯ сазовортар,
Хираддортар, ҳам беозортар.

Алоншоҳ моро падар карда буд,
Ки бар мо[2] зи доми[3] ту озурда буд.

Кунун Эзадам дод шоҳаншаҳӣ,
Бузургиву тахту кулоҳи меҳӣ.

Пазируфтам ин аз Худои ҷаҳон,
Шиносандаи ошкору ниҳон.

Ба дастурии Ҳурмузи шаҳрёр,
Ки ӯ дошт тоҷ аз падар ёдгор.

Аз он[4] мӯбадонмӯбаду бихрадон,
Бузургону корозмуда радон.

Бад-он дин, ки оварда буд аз биҳишт
Хирадёфта пирсар Зардуҳишт,

Ки[5] пайғоми Эзад ба Лӯҳросп дод,
Пазируфту[6] з-он пас ба Гуштосп дод.

Ҳар он кас, ки моро намудаст ранҷ,
Дигар он, ки з-ӯ ёфтастем ганҷ.

Ҳама яксар андар паноҳи мананд,
Агар душман, ар некхоҳи мананд.[7]

1. Л–кажжӣ андар гумон.
2. И – мон
3. Л – аз дому банди
4. Л –Ҳам аз
5. Л – Чу
6. Л – Бипазруфту
7. ТПЛИМ – Ҳама барзану зода бар подшо,
Нахонем касро магар порсо.

Зи шаҳре, ки вайрон шуд андар ҷаҳон,
Ба ҷое, ки дарвеш бошад ниҳон

Тавонгар кунам марди дарвешро,
Парокандаву мардуми хешро.

Ҳама хорсонҳо кунам чун биҳишт
Пур аз мардуму чорпоёну кишт.[1]

Намонем як хубӣ андар ниҳон
Ба подош то[2] з-ин ҷаҳони ҷаҳон.

Биёему[3] дилро тарозу кунем,
Бисанҷему неру ба бозу кунем.

Чу Ҳурмуз ҷаҳондори бодод буд,
Замину замона бад-ӯ шод буд.

Писар бегумон аз падар тахт ёфт,
Кулоҳу камар ёфту бахт ёфт.

Туӣ пургуноҳу фиребандамард,
Ки ҷустӣ зи Ҳурмуз нахустин набард!

Набуд ҳеҷ бад, ҷуз ба фармони ту
В-агар тунбалу макру дастони ту.

Гар Эзад биҳоҳад, ман аз кини шоҳ
Кунам бар ту хуршеди равшан сиёҳ.

Кунун тоҷро дархури кор кист,
Чу ман носазоям, сазовор кист?»

Бад-ӯ гуфт Баҳром, к-«Эй марди гурд,
Сазо он бувад, к-аз ту шоҳӣ бибурд.

Чу аз духти Бобак бизод Ардашер,
На ашкониёнро буд он дору гир?

1. Л – чорпову куништ.
2. И – мо
3. ИЛ – Биёбем,

На чун Ардашер Ардавонро бикушт,
Ба неру шуду тахташ андар[1] ба мушт?

Кунун сол чун понсад андаргузашт,[2]
Сару тоҷи сосониён сард гашт.

Кунун тахту дайҳимро рӯзи мост,
Сару кор бо бахти пирӯзи мост.

Чу бинем чеҳри туву бахти[3] ту,
Сипоҳу кулоҳи туву тахти[4] ту.

Биёзам бад-ин кор сосониён,
Чу ошуфта шере, ки гардад жиён.

Зи дафтар ҳама номашон бистурам,
Сари тахти Сосон ба пай биспарам.

Бузургӣ мар ашкониёнро сазост,
Агар бишнавӣ, марди донанда рост».

Чунин посух овард Хусрав бад-ӯй,
Ки «Эй беҳуда марди пайкорҷӯй!

Агар подшоҳӣ зи тухми каён
Бихоҳад шудан, ту кӣ з-ин миён?

Ҳама розиён аз буна худ кианд,
Дурӯянду аз мардумӣ бар чианд?[5]

Ҳамон[6] аз Рай омад сипоҳ андаке,
Ки шуд бо сипоҳи Сикандар яке.

Миёнҳо бубастанд бо румиён,
Гирифтанд ногоҳ тахти каён.[7]

---

1. ИЛ – омад
2. Л – баргузашт: И – панҷсад баргузашт,
3. Л – тохти
4. Л – рахти
5. ТПИЛ – Зи Рай буд нопокдил Моҳёр,
   К-аз ӯ тира шуд тухми Исфандёр.
6. ИЛ – Нахуст
7. ТПИЛМ–Пас аз б. 345 ин б. омада:
   Зи Рай буд нопокдил Моҳёр,
   К-аз ӯ тира шуд тухми Исфандёр.

Наёмад ҷаҳонофаринро писанд,
Аз эшон бад-эшон расид он газанд.[1]

Кулоҳи каӣ бар сари Ардашер,
Ниҳод он замон довари дастгир.

Ба тоҷи каён ӯ сазовор буд,
Ки аз тухми шоҳи ҷаҳондор буд.

Кунун номи он номдорон гузашт,
Сухан гуфтани мо ҳама бод гашт.[2]

Кунун меҳтариро сазовор кист?
Ҷаҳони ҷаҳонро ҷаҳондор кист?[3]»

Бад-ӯ гуфт Баҳром: «Ҷангӣ манам,
Ки бехи каёнро зи бун барканам!»

Чунин гуфт Хусрав, ки «Он достон,
Ки донанда ёд орад аз бостон,

Ки ҳаргиз ба нодону бероҳу хурд
Силеҳи бузургӣ набояд супурд,

Ки чун бозхоҳӣ,[4] наёяд ба даст,
Ки доранда аз чиз гаштаст маст.[5]

Чӣ гуфт ин[6] хирадманди ширинсухун,
Ки гар бебунонро нишонӣ ба бун,

---

1. ТПИЛ – В-аз он пас бубастанд* эрониён
Ба кина якояк магар - бар** миён.
* ИЛ – нишастанд. ** ИЛ – Бубастанд яксар бадиро
2. ТПЗ – Чу Яздон мар ӯро ба шоҳӣ гузид,
Аз ӯ додгар ҷуз накӯӣ надид.
3. ТПЗ – Ба ҷуз ростӣ посухи ман магӯй,
Ту роҳи накӯ гиру каҷжӣ маҷӯй.
Чу бишнид Баҳром чунон сухун,
Яке посухи дигар афканд бун.
4. Л – Кунун бозхоҳад
5. ТПЗ – Чу аз ту ситонад, таносон шавад,
В-агар бозхоҳӣ, ҳаросон шавад.
6. ИЛ – он

Ба фарҷои кор оядат ранҷу дард,[1]
Ба гирди дари носипосон магард.[2]

Падар-м, он бадандешаи зудсоз,[3]
Ниҳон з-ошкорат[4] надонист боз,[5]

Ки марди бузургаш басе буду хурд,
Силеҳи каён бебунонро супурд.

Туро кард солори гарданкашон,
Шудӣ меҳтар андар замини Кашон.[6]

Диловар шудӣ тезу бартарманиш,
Зи бадгавҳар омад туро бадкуниш.

Бад-он тахти симину он меҳри шоҳ
Сарат маст шуд, бозгаштӣ зи роҳ.

Кунун номи Чӯбина Баҳром гашт,
Ҳамон тахти симин туро дом гашт.

Бар он тахт-бар моҳ[7] хоҳӣ шудан,
Сипаҳбад шудӣ, шоҳ хоҳӣ шудан?

Сухан з-ин нишон марди доно нагуфт,
Бар онам, ки бо дев гаштӣ ту ҷуфт».

Бад-ӯ гуфт Баҳром, к-«Эй бадкуниш,
Назебад ҳаме бар ту ҷуз сарзаниш.

Ту паймони Яздон надорӣ нигоҳ,
Ҳаме носазо ҷӯӣ ин пешгоҳ.

Ниҳӣ доғ бар чашми шоҳи ҷаҳон,
Сухан з-ин нишон кай бувад дар ниҳон?!

Ҳама дӯстон бар ту-бар душмананд,
Ба гуфтор бо ту, ба дил бо манд.

1. И – дарду ранҷ,
2. И–маранҷ.
3. Л – беандешаи дерсоз.
4. Л – ошкоро
5. Л – роз.
6. И-б. 357–359 нест.
7. Л –тахти пурмоя

Бад-ин кор хоқон маро ёвар аст,
Ҳамон, к-андар Эрону Чин лашкар аст,

Ки бо доду меҳрему бо теғу даст,
Зи душман наёяд ба мо-бар шикаст.

Бузургӣ[1] ман аз Порс орам ба Рай,
Намонам к-аз ин пас бувад номи Кай.

Барафрозам андар ҷаҳон додро,
Кунам тоза оини Милодро.

Ман аз тухмаи номвар Орашам,
Чу ҷанг оварам, оташи саркашам.

Набери ҷаҳонҷӯй Гургин манам,
Ҳамон оташи тези Барзин манам.

Ба Эрон бар он рой буд Совашоҳ,
Ки на тахт монад, на мӯҳру кулоҳ.

Кунад бо замин рост оташкада,
На Наврӯз монад, на ҷашни Сада.

Ҳама банда буданд эрониён,
Бар ин бум, то ман бубастам миён.[2]

Ту худкомаро гар надонӣ шумор,
Бирав, чорсад бор бишмар ҳазор.

Зи пилони ҷангӣ ҳазору дувист,
Ки гуфтӣ, ки бар роҳ[3]-бар ҷой нест.

Ҳазимат гирифт он сипоҳи бузург,
Ман аз пас хурӯшон чу шери сутург.

Чунон дон, ки кас беҳунар дар ҷаҳон
Ба хира наҷӯяд нишасти меҳон.

1. И –Бузургон
2. ТП – Ба тире, ки ман рондам аз камон,
Сар омад аз он Совашаҳро замон.
3. Л – гуфтанд бар хок

Ҳаме бӯи тоҷ ояд аз миғфарам,
Ҳаме тахти оҷ ояд аз ханҷарам.

Агар бо ту як пашша кин оварад,
Зи тахтат ба рӯи замин оварад».

Бад-ӯ гуфт Хусрав, ки «Эй шумпай,
Чаро ёди Гургин накардӣ ба Рай?!

Ки андар ҷаҳон ёди тахташ набуд,
Бузургиву аврангу бахташ набуд.

Надонист кас номи ту дар ҷаҳон,
Фурӯмоя будӣ ту андар ниҳон.

Биёмад гаронмоя Меҳронситод,
Ба шоҳи замона нишони ту дод.

Зи хоки сиёҳат чунон баркашид,
Шуд он рӯз бар чашми ту нопадид.

Туро дод ганҷу силеҳу сипоҳ,
Дирафши Таҳамтан дурафшон чу моҳ.

Набуд хости Яздон, ки Эронзамин
Ба вайронӣ оранд гурдони Чин.

Туро буд дар ҷангашон ёрманд,
Кулоҳат баромад ба абри баланд.

Чу дорандаи чархи гардон бихост,
Ки он подшоро бувад кор рост.

Ҳунар з-он ҳаме хештанро ниҳӣ,
Ки ҳаргиз мабодат меҳиву беҳӣ.

Гар ин подшоҳӣ зи тухми каён
Бихоҳад шудан, ту чӣ бандӣ миён?

Чу Искандаре бояд андар ҷаҳон,
Ки тира кунад бахти шоҳаншаҳон.

Ту бо чеҳраи деву бо ранги хок
Мабодӣ ба гетӣ ҷуз андар мағок.

Зи бероҳиву коркарди ту буд,
Ки шуд рӯз бар шоҳи Эрон кабуд.

Набиштӣ ҳаме номи ман бар дирам,
Зи гетӣ маро хостӣ кард кам.

Бадиро ту андар ҷаҳон мояӣ,
Ҳам аз бераҳон бартарин пояӣ.

Ҳар он хун, ки шуд дар ҷаҳон рехта,
Ту бошӣ бад-он яксар овехта.

Наёбӣ шаби тира онро ба хоб,
Ки ҷӯӣ ҳама рӯз дар офтоб.

Аё, марди бадбахти бедодгар,
Ҳама рӯзгорат ба каҷжӣ мабар![1]

Зи хушнудии Эзад андеша кун,
Хирадмандиву ростӣ пеша кун,

Ки ин бар ману ту ҳаме бугзарад,
Замона дами мо ҳаме бишмарад.

Ки гӯяд, ки каҷжӣ беҳ аз ростӣ,
Чаро дил ба каҷжӣ биёростӣ?!

Чу фармон кунӣ, ҳар чӣ хоҳӣ, туроcт,
Яке баҳра з-ин подшоҳӣ туроcт.

Бад-ин гетӣ-андар бувӣ[2] шодмон,
Таносону дур аз бади бадгумон.

В-агар бугзарӣ з-ин сарои сипанҷ,
Гаҳи бозгаштан набошӣ баранҷ.

Нашояд, к-аз ин кам кунам ар фузун,
Ки Зардушт гӯяд ба Занд-андарун,

Ки ҳар кас, ки баргардад аз дини пок,
Зи Яздон надорад ба дил тарсу бок.

1. ТПЗ – Макун хира бар хештан-бар ситам,
Ки он гоҳ монӣ ба бедоду ғам.
2. И –бизӣ

Ба соле[1] ҳаме боядаш дод панд,
Чу пандат набошад варо судманд,

Бибояд-ш куштан ба фармони шоҳ,
Фикандан тани пургуноҳаш ба роҳ.

Чу бар шоҳи гетӣ бувад[2] бадгумон,
Бибояд-ш куштан ҳам андар замон.

Бирезанд ҳам бегумон хуни ту,
Ҳамин ҷӯяд ин бахти воруни ту.

Кунун зиндагонит нох(в)аш бувад,
В-агар бугзарӣ, ҷоят оташ бувад.

В-агар дер монӣ бар ин ҳам нишон,
Сар аз шоҳу аз доди Яздон кашон,

Пушаймонӣ ояд-т з-ин кори хеш,
Зи гуфтори нохубу кирдори хеш.

Ту бемориву панд доруи туст,
Бикӯшам ҳаме, то шавӣ тандуруст.

В-агар чира шуд бар дилат кому рашк,
Сухан гӯй, то дигар орам пизашк.

Пизишки ту панд асту дору хирад,
Магар ози тоҷ аз дилат бистурад.

Ба пирӯзӣ-андар чунин к-аш шудӣ,
Зи андешаи ганҷ саркаш шудӣ.

Шунидӣ, ки Заҳҳок шуд носипос,
Зи деву зи ҷоду ҷаҳон пурҳарос.

Чу з-ӯ шуд дили меҳтарон пур зи дард,
Фаридуни фархунда бо ӯ чӣ кард?!

Сипоҳат ҳама бандагони мананд,
Ба дил зиндаву мурда они мананд.

1. Л –Паёпай
2. ИЛ –шавад

Зи ту лахтаке равшанӣ ёфтанд,
Бад-ин сон сар аз дод бартофтанд.

Чу ман ганҷи хеш ошкоро кунам,
Дили ҷангиён пурмадоро кунам.[1]

Чу пирӯз гаштӣ ту бар Совашоҳ,
Бар он барниҳоданд яксар сипоҳ,

Ки ҳаргиз набинанд аз он пас шикаст,
Чу аз хоста сер гаштанду маст.

Набояд, ки бар дасти ман-бар ҳалок
Шаванд ин далерони бетарсу бок.

Нахоҳам, ки ҷангӣ сипоҳи гарон,
Ҳама номдорону кундоварон

Шавад, то шавад буми Эрон[2] тиҳӣ,
Шикаст андарояд ба тахти меҳӣ.

Кӣ буд шоҳ ҳангоми Ораш, бигӯй,
Сар ояд магар бар ман ин ҷустуҷӯй?»

Чунин гуфт Баҳром, к-«Он гоҳ шоҳ
Манучеҳр буд бо сипоҳу кулоҳ».

Бад-ӯ гуфт Хусрав, ки «Эй бадниҳон,
Чу донӣ, ки ӯ буд шоҳи ҷаҳон.

Надонӣ, ки Ораш варо банда буд,
Ба фармону рояш сар афканда буд?

Дигар ҳамчу Кайхусрави кинаҷӯй,
Ки чун Рустаме буд шогирди ӯй,

Тавонист Рустам ҷаҳонро гирифт,
Ҳам оини тахти каёнро гирифт.

1. ТПЗ – Намонад яке з-он сипаҳ бо ту низ,
Ки на ном дорӣ, на фарру на чиз.
2. ИЛ – Шавад буми Эрон аз эшон

Ҳам оини шоҳон нигаҳ доштӣ,
Яке чашм бар тахт нагмоштӣ».[1]

Бад-у гуфт Баҳром, к-«Аз роҳи дод
Ту аз тухми Сосонӣ, эй баднажод,

Ки Сосон шубону шубонзода буд,
На Бобак шубонӣ бад-ӯ дода буд?»

Бад-ӯ гуфт Хусрав, ки «Эй бадкуниш,
На аз тухми Сосон шудӣ пурманиш?

Дурӯғ аст гуфтори ту сарбасар,
Сухан гуфтани каж набошад ҳунар.

Ту аз бебунон будиву бадкунон,
На аз тухми Сосон расидӣ ба нон?»

Бад-ӯ гуфт Баҳром, к-«Андар ҷаҳон
Шубонии Сосон нагардад ниҳон».

Варо гуфт Хусрав: «Чу Доро бимурд,
На тоҷи бузургӣ ба Сосон супурд?!

Агар бахт гум шуд, куҷо шуд нажод,
Наёяд зи гуфтори бедод дод.

Бад-ин ҳушу ин рою ин фарраҳӣ
Биҷӯӣ ҳаме тахти шоҳаншаҳӣ?»

## БОЗГАШТАНИ БАҲРОМУ ХУСРАВ ВА ПАНД ДОДАНИ ГУРДИЯ БАҲРОМРО ВА СИГОЛИШ КАРДАНИ ХУСРАВ БО ЭРОНИЁН

Бигуфту бихандиду баргашт аз ӯй,
Сӯи лашкари хеш бинҳод рӯй.

Зи хоқониён он се турки сутург,
Ки арғунда буданд бар сони гург,

1. ТПЗ – Чаро пас ту моро наҷӯӣ ҳаме,
Ба шоҳӣ зи Хусрав нагӯӣ ҳаме?
Ту чун Аҳриман девӣ, эй хокрӯй,
Кунад тоҷу тахти шаҳон-т орзуй.

Кучо гуфта буданд Баҳромро,
Ки мо рӯзи чанг аз пайи номро,

Агар мурда, гар зинда, болои шоҳ
Ба назди ту орем пеши сипоҳ.

Аз эшон саворе, ки нопок буд,
Диловар буду тунду бебок буд,

Ҳаме ронд пархошҷӯю дижам,
Каманде ба бозу-дарун шаст хам.

Чу наздиктар гашт бо хинги оҷ,
Ҳаме буд ёзон ба пурмоя тоҷ.

Биандохт он тобдода каманд,
Сари тоҷи шоҳ андаромад ба банд.

Яке теғ Густаҳм зад бар каманд,
Сари шоҳро з-он наёмад газанд.

Ба зудӣ камонро ба зеҳ кард[1] гурд,
Ба тир аз ҳаво рӯшноӣ бибурд.[2]

Бад-он турки бадсоз Баҳром гуфт,
Ки «Ҷуз хоки тира мабодат нуҳуфт,

Кӣ гуфтат, ки бо шоҳ ҷанг озмой,
Надидӣ маро пеши ӯ-бар ба пой?!»

Пас омад ба лашкаргаҳи хеш боз,
Равонаш пур аз дарду тан пургудоз.

## ПАНД ДОДАНИ ГУРДИЯ БАРОДАРИ ХУД БАҲРОМРО

Чу хоҳар-ш бишнид, к-омад зи роҳ,
Бародар-ш баргашт аз пеши шоҳ.

Биандохт он номдор афсараш,
Биёвард фармонбари чодараш.

1. ИЛ – Камонро ба зеҳ кард Биндӯйи
2. ТПЗ – Биандохт бар турк тире ҳаданг,
Аз ӯ рӯй бартофт ҷӯяндаҷанг.

Биёмад ба пеши бародар давон
Диле хаста аз дарду тира равон.

Бад-ӯ гуфт, к-«Эй меҳтари ҷангҷӯй,
Чӣ гуна шудӣ пеши Хусрав, бигӯй.

Гар ӯ аз ҷавонӣ шавад тезу тунд,
Магардон ту дар оштӣ рой кунд».

Ба хоҳар чунин гуфт Баҳроми гурд,
Ки «Ӯро зи шоҳон набояд шумурд.

На ҷангисаворе, на бахшандае,
На доносаре, ё дурахшандае.

Ҳунар беҳтар аз гавҳари номдор,
Ҳунарманд бояд тани шаҳрёр».

Чунин гуфт донанда хоҳар бад-ӯй,
Ки «Эй тезҳуш меҳтари номҷӯй.

Туро чанд гӯям, сухан нашнавӣ,
Ба пеш оварӣ тундиву бадхувӣ.

Нигар, то чӣ гӯяд сухангӯи Балх,
Ки бошад сухан гуфтани рост талх.

Ҳар он кас, ки оҳуи ту бо ту гуфт,
Ҳама ростиҳо кушод аз нуҳуфт.

Макун ройи вайронии[1] шаҳри хеш,
Зи гетӣ чу бардоштӣ баҳри хеш.

Бар ин-бар яке достон зад касе,
Куҷо баҳра будаш зи дониш басе,

Ки хар шуд, ки хоҳад зи говон суру,
Ба говора гум кард гӯш аз ду сӯ.

Накӯҳиш маҳоҳ аз ҷаҳон сарбасар,
Набуд аз таборат касе тоҷвар.

1. Л –вайронӣ аз

Агар нестӣ ин ҷавон дар миён,
Набудӣ ман аз доғ тираравон,

Падар зиндаву тахти шоҳӣ ба ҷой,
Ниҳода ту андар миён пеш пой.

Надонам, саранҷоми ин чун бувад,
Ҳамеша[1] ду чашмам пур аз хун бувад.

Ҷуз аз дарду нафрин наҷӯӣ ҳаме,
Гули заҳр хира бибӯӣ ҳаме.

Чӣ гӯянд, Чӯбина бадном гашт,
Ҳама номи Баҳром дашном гашт.

Бар ин низ ҳам хашми Яздон бувад,
Равонат ба дӯзах, ба зиндон бувад.[2]

Нигар, то ҷуз аз Ҳурмузи шаҳрёр
Кӣ буд дар ҷаҳон мар туро хостор?!

Чу он тахту он колаи Совашоҳ
Ба даст омадат, барниҳодӣ кулоҳ.

Чу з-ӯ номвар гаштӣ андар ҷаҳон,
Биҷӯӣ ҳаме тахти шоҳаншаҳон?[3]

Ҳама некуиҳо зи Яздон шинос,
Мабош андар ин тоҷвар носипос.

Ба разме ки кардӣ, чунин каш машав,
Ҳунарманд будӣ, манифаш машав.

Ба дил девро ёр гардӣ ҳаме,
Ба Яздон гунаҳкор гардӣ ҳаме.

Чу ошуфта шуд Ҳурмузу бардамид
Ба гуфтори Оингушаспи[4] палид.

1. Л – Ҳама шаб
2. ТП – Напояд ҷаҳон, эй бародар, ба кас,
   Намонад ҷуз аз номи некӯву бас.
3. Л – б. 283–485 нест.
4. Л – Оразгушаспи

Чу ӯро чунон сахтӣ омад ба рӯй,
Зи Бардаъ биёмад писар киначӯй.

Туро андар он сабр боист кард,
Набуд бандаро рӯзгори набард.

Бибоист рафтан бари шоҳи нав,
Ба коми вай оростан гоҳи нав.

Накардӣ ҷавон ҷуз ба ройи ту кор,
Надидӣ дилат ҷуз беҳ аз рӯзгор.

Таносон будӣ шоду бедорбахт,[1]
Чаро кардӣ оҳанги ин тоҷу тахт?!

Ту донӣ, ки аз тухмаи Ардашер
Ба ҷоянд шоҳони барнову пир.

Або ганҷу бо лашкари бешумор
Ба Эрон кӣ хонад туро шаҳрёр?

Агар шаҳрёре ба ганҷу сипоҳ
Тавонист кардан ба Эрон нигоҳ,

Набудӣ ба ҷуз Сова солори Чин,
Ки овард лашкар ба Эронзамин.

Туро пок Яздон бар ӯ баргумошт,
Бади ӯ зи Эрону Нерон бикошт.

Ҷаҳондор то ин ҷаҳон офарид,
Баланд осмон аз бараш баркашид,[2]

Надиданд ҳаргиз саворе чу Сом,
Назад пеши ӯ шери дарранда гом.

Чу Нӯзар шуд аз бахт бедодгар,
Ба пой андаровард ройи[3] падар,

Ҳама меҳтарон Сомро хостанд,
Ҳаме тахти пирӯза оростанд.

1. ИЛ – пирӯзбахт,
2. И – Замин карду ҳам осмонро падид.
3. Л – роҳи: И – расми.

Бад-он меҳтарон гуфт: «Ҳаргиз мабод,
Ки ҷони сипаҳбад кунад тоҷ ёд,

Ки хоки Манучеҳр гоҳи ман аст,
Пайи тахти Нӯзар кулоҳи ман аст».[1]

Бад-он гуфтам ин: «Эй бародар, ки тахт
Наёбад, магар марди пирӯзбахт[2]

Ки дорад кафи роду фарри нажод,[3]
Хирадманду равшан диле[4] пур зи дод.

Надонам, ки бар ту чӣ хоҳад расид,
Ки андар дилат шуд хирад нопадид».

Бад-ӯ гуфт Баҳром, к-«Ин аст рост,
Бар ин ростӣ пок Яздон гувост.

Валекин кунун кор аз ин даргузашт,
Дилу мағзи ман пур зи тимор[5] гашт.

Агар меҳ шавам, гар диҳам сар ба марг
Ки марг андарояд ба пӯлодтарг.»[6]

## РОЙ ЗАДАНИ ХУСРАВИ ПАРВИЗ БО СИПАҲДОРОН ВА МӮБАДОНИ ХУД

В-аз он рӯй шуд шаҳрёри ҷавон,
Чу бугзашт шод аз пули Наҳравон.[7]

---

1. ТПЗ – Зи ту Сом донам, ки буд мардтар,
Наҷуст ин шаҳӣ, чун набуд бадгуҳар.
Чу Дастону чун Рустами пилтан
Наҷустанд шоҳӣ бад-он анҷуман.
2. Л – мардуми некбахт.
3. ИЛ – Кафе роду фарру
4. Л – равшандилу
5. Л – мағзам аз оз бемор
6. ТПЗ – Агар ман шавам хаста аз шоҳи нав,
Сипоҳам ситонанд аз ӯ гоҳи нав.
Нишонанд дигар касеро ба гоҳ,
Дили лашкар аз кини ӯ шуд сиёҳ.
7. И–Пеш аз б. 512 ин б. омада:
Чу хуршед баркард заррин кулоҳ,
Ба худ бозгаштанд шоҳу сипоҳ.
Яке пур зи андеша, дигар зи кин
Ҳаросон зи рози ҷаҳонофарин.
Аз ин рӯй Баҳром шуд сӯи кох,
Диле пур зи андешаи шох-шох.

Ҳама меҳтаронро зи лашкар бихонд,
Сазовор бар тахти шоҳӣ нишонд.

Чунин гуфт, к-«Эй некдил меҳтарон,
Ҷаҳондидаву коркарда сарон,

Ба шоҳӣ нахустин маро ин сар аст,
Ҷуз аз озмоиш на андарх(в)ар аст.

Ба ҷое касе нест моро сипос,
Агарчанд ҳастем некишинос.

Шуморо зи мо ҳеҷ некӣ набуд,
Ки чандин ғаму ранҷ бояд фузуд.

Ниёкони моро парастидаед,
Басе шӯру талхи ҷаҳон дидаед.

Бихоҳам кушодан яке рози хеш,
Ниҳон дорам аз лашкар овози хеш.

Сухан гуфтани ман ба эрониён
Набояд, ки берун баранд аз миён,

К-аз ин гуфтан андешаи ман табоҳ
Шавад, чун бигӯянд пеши сипоҳ.

Ман имшаб сиголидаам тохтан,
Сипаҳро ба ҷанг-андар андохтан,

Ки Баҳромро дидам андар[1] сухун,
Саворест аспафкану коркун.

Надидам хирадмандӣ андар сараш,
На андар сари номвар лашкараш.

Ҷуз аз разми Сова нагӯяд сухан,
Ҳаме нав кунад рӯзгори куҳан.

Ҳаме кӯдаке бехирад донадам,
Ба гурзу ба шамшер тарсонадам.

1. Л –дидаам дар

Надонад, ки ман шаб шабехун кунам,
Ба разм-андарун тарс берун кунам.

Агар ёр бошед бо ман ба ҷанг,
Чу шаб тира гардад, насозам диранг.

Чу шӯяд ба анбар шаби тира рӯй,
Бияфшонад он гесӯи мушкбӯй,

Шумо барнишинед бо сози ҷанг,
Ҳама гурзу ханҷар гирифта ба чанг».

Бад-он барниҳоданд яксар сипоҳ,
Ки як тан нагардад зи фармони шоҳ.

Чу Хусрав биёмад ба пардасарой,
Зи бегонамардум бипардахт ҷой.

Биёвард Густаҳму Биндӯйро,
Ҷаҳондидаи гурд – Гурдӯйро.

Ҳамин корзори шабехун бигуфт,
Ки бо ӯ магар ёр бошанду ҷуфт.

Бад-ӯ гуфт Густаҳм, к-«Эй шаҳрёр,
Чарой чунин эман аз рӯзгор?

Ту бо лашкар акнун шабехун кунӣ,
Зи дилҳо магар меҳр берун кунӣ.

Сипоҳи ту бо лашкари душманонд,
Або ӯ ҳама якдилу яктананд.[1]

Зи як сӯ набера, зи як сӯ ниё,
Ба мағз-андарун кай бувад кимиё?!

Аз ин сӯ бародар в-аз он сӯ падар
Ҳама пок баста як андар дигар.

Падар чун кунад бо писар корзор,
Бад-ин орзу коми душман махор.

1. Л – Сипоҳи ту бо лашкари душманат
Чунонанд, чун бо ту пероҳанат.

Набоист гуфт ин сухан бо сипоҳ,
Чу гуфтӣ кунун, кор кардӣ табоҳ».

Чунин гуфт Гурдӯй: «Ин худ гузашт,
Гузашта ҳама бод бошад ба дашт.

Тавоноиву ганҷу кому сипоҳ
Сари марди барно бупечад зи роҳ.

Бад-ин размгоҳ-андар имшаб мабош,
Мамон, то шавад ганҷу лашкар ба лош,

Ки ман бегумонам, к-аз ин рози мо
В-аз ин сохтан дар ниҳон сози[1] мо

Бад-он лашкар акнун расид огаҳӣ,
Набояд, ки ту сир ба душман диҳӣ».

Чу бишнид Хусрав, писанд омадаш,
Ба дил ройи ӯ судманд омадаш.

Гузин кард аз он саркашон мард чанд,
Ки бошанд бар неку бад ёрманд.

Чу Харроди Барзину Густаҳми шер,
Чу Шопуру чун Андиёни далер,

Чу Бандӯйи Харроди лашкарфурӯз,
Чу Настӯҳи лашкаркаши невсӯз,

Чунин низ ҳар кас, ки буд дарх(в)араш,
Нигаҳбони ганҷу сипоҳу сараш.[2]

Тале буд пурсабзаву ҷои сур,
Бар он ҷо шуду дид лашкар зи дур.

Бирафтанд ороста дил ба ҷанг,
Бад-он ҷой карданд гурдон диранг.

---

1. Л – кори
2. ИЛ – б. 551 нест:
   ТПЗ – Бирафтанд ҷое, ки боло намуд,
   Ки гар ҷанг бошад, сар оранд суд.

В-аз он рӯй биншаст Баҳроми гурд,
Бузургони лашкар бирафтанду хурд.

Сипаҳбад бипурсид аз он саркашон:
«Кӣ омад зи хешон шуморо нишон?

Фиристед ҳар кас, ки доред хеш,
Ки бошанд якдил ба гуфтору кеш.

Гар эшон биёянду фармон кунанд,
Ба паймон равонҳо[1] гаравгон кунанд,[2]

Сипаҳ монд аз Бардау Ардабил,
В-аз Армения сустпай як-ду хел.

Аз эшон ба разм-андарун нест бок,
Чи мардони Бардаъ, чи як мушт хок».

Шуниданд гарданкашон ин сухун,
Ки Баҳроми ҷанговар афканд бун.

Зи лашкар гузиданд марде дабир,
Сухангӯву донандаву ёдгир.

Биёмад гаве бо диле пур зи роз,
Ҳаме буд[3] пӯён шаби дерёз.

Бигуфт, ончи бишнид аз он меҳтарон
Бад-ин номдорону кундоварон.

Аз ирониён посух эдун шунид,
Ки то разми лашкар наёяд падид,

Яке мо зи Хусрав нагардем боз,
Битарсем, к-ин кор гардад дароз.

Мабошед эмин бад-он размгоҳ,
Ки Хусрав шабехун кунад бо сипоҳ.

---

1. Л – забонҳо
2. ТПЗ – Зи ганҷи ман эшон тавонгар шаванд,
   Ба сони шумо покмеҳтар шаванд.
3. И – Ҳаме рафт

Чу посух шунид он фиристода мард,
Сӯи лашкари паҳлавон шуд чу гард.

Шунида суханҳо ҳама бозгуфт,
На бар ошкоро, ки бар роз гуфт.

Чу Баҳром аз он кор огоҳ шуд,
Ки лашкар мар ӯро накӯхоҳ шуд,[1]

Бифармуд,[2] оташ барафрӯхтанд,
Ба ҳар ҷой шамъе ҳаме сӯхтанд.

## ШАБЕХУН КАРДАНИ БАҲРОМИ ЧӮБИНА БАР ЛАШКАРИ ХУСРАВ ВА ГУРЕХТАНИ ХУСРАВИ ПАРВИЗ

Зи лашкар гузин кард Баҳроми шер,
Сипоҳе ҷаҳонгиру гурду далер.

Чу карданд бо ӯ дабирон шумор,
Сипаҳ буд шамшерзан шаш ҳазор.[3]

Ба ҷанговарон гуфт: «Чун захми кӯс
Барояд ба ҳангоми бонги хурӯс,

Шумо бархурӯшеду андарниҳед,
Саронро зи хун бар сар афсар ниҳед».

Бишуд тез лашкар ба фармони гав,
Се турки сарафрозашон пешрав.

Бари[4] лашкари шаҳрёр омаданд,
Ҷафопешаву кинадор омаданд.

Хурӯш омад аз гурзу кӯполу тег,
Аз оҳан замин гашту аз гард мег.

1. ИЛ – б. 568, 569 нест.
2. ИЛ – Ҳама лашкар
3. ТПИЛМ – Зи хоқониён он се турки сутург,
Ки буданд бар сони аргунда гург.
4. Л – Бад-он

Ҳаме гуфт ҳар кас, ки Хусрав куҷост,
Ки имрӯз пирӯзиву дасти[1] мост.

Ба боло ҳаме буд Хусрав ба дард,
Ду дида пур аз хуну рӯ[2] ложвард.[3]

Чунин то сапеда[4] баромад зи кӯҳ,
Шуд аз захми шамшер[5] лашкар сутӯҳ.

Чу шуд домани тирашаб нопадид,
Ҳама размгаҳ куштаву хаста дид.

Ба гарданкашон гуфт: «Ёрӣ кунед,
Бар ин душманон комгорӣ кунед,

Ки пирӯзгар пушту ёри ман аст,
Кунун захму шамшер кори ман аст».

Биёмад дамон то бари он се турк,
Чӣ турк он диловар, се гурги сутург.

Яке тохт то пеши Хусрав расид,
Парандоваре аз миён баркашид.

Ҳаме хост зад бар сари шаҳрёр,
Сипар бар сар овард шоҳи савор.

Ба зери сипар теғи заҳробгун,
Бизад тезу андохташ сарнагун.

Хурӯшид, к-«Эй номдорони ҷанг,
Замоне дигар кард бояд диранг».

Сипоҳаш ҳама рӯй баргоштанд,
Ҷаҳонҷӯйро хор бугзоштанд.

Ба Бандӯю Густаҳм гуфт он замон,
Ки «Акнун шудам з-ин сухан бадгумон.

1. Л – пирӯзии рӯзи
2. Л – рух
3. И – б. 578–579 нест:
ТПМ – Фурӯ монда аз кори гетӣ шигифт,
Аз он кор андеша андаргирифт.
4. Л – Синони сапеда
5. Л – Баромад, шуд аз захм

Расида маро ҳеҷ фарзанд нест,
Ҳамон аз дари тоҷ пайванд нест.

Агар ман шавам кушта дар корзор,
Намонад касе тоҷро ёдгор.

Бад-ӯ гуфт Бандӯй, к-«Эй сарфароз,
Ҷаҳонро ба фарри ту омад ниёз.

Сипаҳ рафт акнун, ту эдар маист,
Ки кас дар замона туро ёр нест.[1]

Ба Гурдӯй гуфт он замон шаҳрёр,
К-«Аз эдар бирав тозиён бо Тухор.

Аз ин мондагон бар саворе ҳазор
В-аз он размгоҳ ончи ёбӣ, биёр.

Саропардаву дебаву ганҷу тоҷ,
Ҳамон бардаву бадраву тахти оҷ.

Фаровон ба бурдан кашиданд ранҷ,
Бузургон буна барниҳоданду ганҷ.

Ҳамон гаҳ яке аждаҳофаш дирафш
Падид омаду гашт гетӣ бунафш.

Пас-андар ҳаме ронд Баҳроми гурд,
Ба ҷанг аз ҷаҳон рӯшноӣ бибурд.

Расиданд Баҳрому Хусрав ба ҳам,
Диловар ду ҷангӣ, ду шери дижам.

Чу пилони ҷангӣ барошуфтанд,
Ҳаме бар сари якдигар кӯфтанд.

Ҳаме гашт Баҳром чун шери нар,
Силеҳаш наёмад бад-ӯ коргар.

Бар ин гуна то хур зи гунбад бигашт,
Аз андоза овезиш андаргузашт.

1. Л – б. 593, 594 нест.

Тухор он замон пеши Хусрав расид,
Ки ганҷу буна сӯи он[1] пул кашид.

Чу бишнид Хусрав, ба Густаҳм гуфт,
Ки «моро касе нест дар ҷанг[2] ҷуфт.

Ки мо даҳ танем, ин сипоҳи бузург,
Ба пеш-андарун паҳлавони сутург.

Агарчанд ёвар маро дод фар.
Чу ёрон набошанд, печем сар.

Ҳазимат ба ҳангом беҳтар зи ҷанг,
Чу танҳо шудӣ, нест ҷои диранг.[3]

Ҳаме ронд нокордида ҷавон
Бад-ин гуна то бар[4] пули Наҳравон.

Пас-андар ҳаме ронд[5] Баҳром тез,
Саре пур зи кина, диле пурситез.

Чу Хусрав чунон дид, бар пул бимонд,
Ҷаҳондида Густаҳмро пеш хонд.

«Биёред,– гуфт,- ин камони маро,
Ба ҷанг-андарун тарҷумони маро».

Камонаш бибурд, он ки ганҷур буд,
Бар он кор Густаҳм дастур буд.

Камон баргирифт он сипаҳдори гурд,
Ба тир[6] аз ҳаво рӯшноӣ бибурд.

Ҳаме тир борид ҳамчун тагарг,
Ба якчӯба бо сар ҳаме дӯхт тарг.

Пас-андар ҳаме тохт Баҳроми шер
Камоне ба ҷанг,[7] аждаҳое ба зер.

1. Л – з-он сӯи
2. Л – бо мо касе ҷангро нест
3. И – б. 589–609 нест: Л – б. 608 нест.
4. И – Бар ин гуна бар то: Л--Бар ин гуна шуд то
5. ИЛ – ҳаме тохт
6. Л – ҷанг
7. Л – даст,

Ба даст-андарун ҷуз камоне надошт,
Бар он асп баргустувоне надошт.

Чу Хусрав чунон дид, баргашт шод,
Ду зоғи камонро ба зеҳ барниҳод.

Яке тир зад бар бари борагӣ,
Ки шуд кори он бора якборагӣ.

Пиёда сипаҳбад сипар баргирифт,
Ба бечорагӣ даст[1] бар сар гирифт.

Ялонсина пеш андаромад чу гард,[2]
Ҷаҳонҷӯй кай дошт ӯро ба мард.

Ҳам андар замон аспи вайро бихаст,
Пиёда Ялонсина аз пул биҷаст.

Сипаҳ бозгашт аз пули Наҳравон,
Ҳар он кас, ки буданд пиру ҷавон.

Чу Баҳром баргашт, Хусрав чу гард
Пули Наҳравон сар ба сар пора кард.

Ҳаме ронд ғамгин сӯи Тайсафун,
Пур аз дард дил,[3] дидагон пур зи хун.

Дари шорсонро ба оҳан бубаст,
Ба анбӯҳи андешагон дарнишаст.

Зи ҳар барзане меҳтареро бихонд,
Ба дарвоза-бар посбонон нишонд.

## ГУРЕХТАНИ ХУСРАВ БА РУМ ВА КУШТА ШУДАНИ ПАДАРИ Ӯ ҲУРМУЗД

В-аз он ҷойгаҳ шуд ба назди[4] падар,
Ду дида пур аз хуну хаста ҷигар.

---

1. Л – тарг
2. И – Ҳаме ҳар замоне яке ҳамла кард:
   ТПЗ – Ҷаҳонҷӯй кай дошт ӯро ба мард,
   Абар борагӣ дасти чап рост кард.
3. И – Диле пур зи ғам,
4. ИЛ – пеши

Чу рӯи падар дид, бурдаш намоз,
Ҳаме буд пешаш замоне дароз.

Бад-ӯ гуфт, к-«Он[1] паҳлавони савор,
Ки ӯро гузидӣ ту,[2] эй шаҳрёр,

Биёмад чу шоҳон, ки доранд фар,
Сипоҳе биёвард бисёрмар.

Бигуфтам сухан, ҳар чи омад зи панд,
Бад-ӯ-бар набуд панди ман судманд.

Ҳама ҷангу пархош буд коми ӯй,
Ки ҳаргиз мабодо равон номи ӯй.

Ба ноком разме гарон карда шуд,
Фаровон кас аз ахтар озурда шуд.

Зи ман бозгаштанд яксар сипоҳ,
Надиданд, гуфтӣ, маро ҷуз ба роҳ.

Ҳаме шоҳ хонданд Баҳромро,
Надиданд аз оғоз фарҷомро.

Паси ман кунун то пули Наҳравон
Биёвард лашкар чу кӯҳи равон.

Чу шуд кор бебарг, бугрехтам,
Ба доми бало дарнаёвехтам.

Нигаҳ кардам акнун ба суду зиён,
Ки бошанд ёвар магар тозиён.

Гар эдун, ки фармон диҳад шаҳрёр,
Саворони тозӣ биёрам ба кор».

Бад-ӯ гуфт Ҳурмуз: «Бад-ин[3] рой нест,
Ки акнун туро пой бар ҷой нест.

Туро рафтан он ҷо ҷуз аз ранҷ нест,
Ки он ҷо силеҳи тану ганҷ нест.

1. ИЛ – к-ин
2. ИЛ – гузин кардӣ,
3. ИЛ – к-ин

Набошанд ёвар туро тозиён,
Чу аз ту[1] наёбанд суду зиён.

Набанданд дил дар[2] нажоди ту[3] низ,
Ба душман супорандат[4] аз[5] баҳри чиз.

Бад-ин кор пушти ту Яздон бувад,
Ҳамовози ту бахти хандон бувад.

Чу бугзошт хоҳӣ ҳаме марзу бум,
Аз эдар бирав тозиён то ба Рум.

Суханҳои ин бандаи чорачӯй
Чу рафтӣ, якояк ба қайсар бигӯй.

Ба ҷое, ки дин асту ҳам хоста-ст,[6]
Силеҳу сипоҳи вай[7] ороста-ст.

Фаридуниён низ хеши туанд,
Чу корат шавад сахт, пеши туанд».

Чу бишнид Хусрав, замин бӯса дод,
Басе офаринҳо бар ӯ кард ёд.[8]

Ба Бандӯву Гурдӯву Густаҳм гуфт,
Ки «Мо бо ғаму ранҷ гаштем ҷуфт.

Бисозеду яксар буна барниҳед,
Бару буми Эрон ба душман диҳед».[9]

Бигуфт ину аз дида овоз хост,
Ки «Эй шоҳи некахтари додрост,

1. ИЛ – ҷое
2. Л – Ба дарди дил андар
3. И – Ба дарди дил андар туро зор
4. Л – супорандат
5. И –супоранд аз
6. Л – Ки ҷое гузин асту пурхоста-ст
7. Л – Силоҳ асту ҳам шаҳр
8. ТПЗ – Туро қайсар аз ганҷ ёрӣ диҳад,
Ҳам аз лашкарат комгорӣ диҳад.
9. ТПЗ – Бад-ӯ гуфт Густаҳм, к-«Эй шаҳрёр,
Мабинод чашмат бади рӯзгор.
Чунин гуфт Хусрав, ки гардонсипеҳр
Гаҳе хашм бор оварад, гоҳ меҳр.

Яке гарди тира баромад зи роҳ,
Дирафши дурафшон миёни сипоҳ».

Чу бишнид Хусрав, ҳамон гоҳ зуд
Ба асп андаромад ба кирдори дуд.[1]

Бурун рафт тозон ба монанди[2] гард
Дирафше паси пушти ӯ ложвард.

Дирафше, куҷо пайкараш аждаҳост,
Ки Чӯбина бар Наҳравон кард рост.

Бупечид ёлу бару рӯйро,
Нигаҳ кард Густаҳму Биндӯйро.

Ҳаме ронданд он ду тан нарм-нарм,
Хурӯшид Хусрав ба овози гарм.

Ки «Эй носазоён, чӣ[3] пеш омадаст,
Ки бадхоҳатон ҳамчу хеш омадаст?!

В-агарна чунин нарм рондан чарост,
Ки Баҳром наздики пушти шумост!»

Бад-ӯ гуфт Биндӯй, к-«Эй шаҳрёр,
Дилатро ба Баҳром ранҷа мадор,

Ки ӯ гарди моро набинад ба роҳ,
Ки дур аст аз эдар дирафши сиёҳ.

Чунин аст ёрон-тро гуфтугӯй,
Ки моро чунин тохтан нест рӯй,

Ки Чӯбина ояд ба айвони шоҳ,
Ҳамон гаҳ ба Ҳурмуз диҳад тоҷу гоҳ.

Нишинад чу дастур бар дасти ӯй,
Ба дарё расад коргар шасти ӯй.

Ба қайсар яке нома аз шаҳрёр
Нависанд, к-«Ин бандаи нобакор

1. Л – б. 656 нест.
2. Л – Ҳаме ронд Хусрав ба кирдори
3. Л – моро сарафшон зи

Гурезон бирафтаст аз ин марзу бум,
Набояд, ки ором гирад ба Рум.

Ҳар он гаҳ, ки ӯ хештан кард рост,
Нажандиву кажжӣ аз ин баҳри мост.[1]

Чу ояд бад-он марз, бандаш кунед,
Дили шодмон пургазандаш кунед.

Бад-ин баргоҳаш фиристед боз,
Мамонед, то гардад ӯ сарфароз.

Бубанданд ҳам дарзамон пои шоҳ,
Фиристанд гирён бад-ин боргоҳ».

Чу бишнид Хусрав, дилаш[2] хира гашт,
Зи гуфтори эшон рухаш тира гашт.[3]

Чунин дод посух, ки «Аз бахти бад
Сазад, з-ин нишон гарчи[4] бар мо расад».

Суханҳо дароз асту коре дурушт,
Ба Яздон кунун боз ҳиштем пушт.

Биронд аспу гуфт: «Ончи аз хубу зишт
Ҷаҳондор бар тораки мо набишт,

Бибошад, нагардад ба андеша боз,
Мабодо, ки ояд ба душман ниёз».

Чу ӯ баргузашт, он ду бедодгар
Аз ӯ бозгаштанд пуркина сар.

Зи роҳ андар айвони шоҳ омаданд,
Пур аз ранчу дил пургуноҳ омаданд.

Зи дар чун расиданд наздики тахт,
Зеҳе аз камон боз карданд сахт.

1. Л – ба буми шумост.
2. Л – сараш
3. И – б. 674 нест.
4. ИЛ – ҳарчи

Фиканданд ногоҳ бар гарданаш,
Биёвехтанд он гиромӣ танаш.

Шуд он тоҷу он тахти шоҳаншаҳон,
Ту гуфтӣ, ки Ҳурмуз набуд дар ҷаҳон.

Чунин аст оини гардандадаҳр,
Гаҳе нӯш бор[1] оварад, гоҳ заҳр.

Агар моя ин аст, судаш маҷӯй,
Ки дар ҷустанаш ранҷат ояд[2] ба рӯй!

Чу шуд гардиши рӯзи Ҳурмуз ба пой,
Тиҳӣ монд он тахту фархунда ҷой.

Ҳамон гоҳ бархост овои кӯс,
Рухи хуниён гашт чун сандарӯс.

Дирафши сипаҳбад ҳамон гаҳ зи роҳ
Падид омад андар миёни сипоҳ.

Ҷафопеша Густаҳму Бандӯй тез
Гирифтанд аз он гоҳ[3] роҳи гурез.

Чунин то ба Хусрав расид ин ду мард,
Ҷаҳонҷӯй чун дидашон рӯй[4] зард,

Бидонист, к-эшон диле пур зи роз
Чаро аз ҷаҳондор гаштанд боз.[5]

Ба рухсора шуд чун гули шанбалид,
Накард он сухан бар далерон падид.

Бад-эшон чунин гуфт, к-«Аз шоҳроҳ
Бигардед, к-омад ба тангӣ сипоҳ.

Биёбон гузинеду роҳи дароз,
Мадоред яксар тан аз ранҷ боз».

---

1. Л – пеш
2. Л – ҷустан ҳаме ранҷат орад
3. ИЛ – з-он кох
4. Л–гашт
5. И–б. 691 нест.

## РАФТАНИ ХУСРАВ БА РУМ

Чу Баҳром рафт андар айвони шоҳ,
Гузин кард аз он лашкари кинахоҳ

Зиреҳдору шамшерзан шаш ҳазор,
Бад-он, то шаванд аз паси шаҳрёр,

Чунин лашкари номбардору гурд
Ба Баҳроми пури Сиёвуш супурд.

В-аз он рӯй Хусрав биёбон гирифт,
Ҳаме аз бади душманон ҷон гирифт.

Чунин то ба пеши работе расид,
Сари теғи девори ӯ нопадид.

Куҷо хондандиш Яздонсарой,
Парастишгаҳе буд фархундаҷой.

Нишастангаҳи сӯгворон будӣ,
Бад-ӯ дар сакубову митрон шудӣ.

Чунин гуфт Хусрав ба яздонпараст,
Ки «Аз хӯрданӣ чист эдар ба даст?»

Сакубо бад-ӯ гуфт, к-«Эй номдор,
Фатир аст бо тарраи[1] ҷӯйбор.

Гар эдун, ки шояд бад-ин сон хӯриш,
Мабодат ҷуз аз тӯша ин парвариш».

Зи асп андаромад сабук шаҳрёр,
Ҳам онон ки буданд бо ӯ савор.

Ҷаҳонҷӯй бо ин ду хусравпараст
Гирифт аз пайи бож барсам ба даст.

Нишастанд бар нарм реги кабуд,
Ба иштоб хӯрданд, он чи ки буд.

Чунин гуфт пас бо сакубо, ки май
Надорӣ ту, эй пири фархундапай?

1. Л – пудани

Бад-ӯ гуфт: «Мо май зи хурмо кунем,
Ба таммуз ҳангоми гармо кунем.

Кунун ҳаст лахте чу равшан гулоб,
Ба сурхӣ чу беҷода дар офтоб».

Ҳамон гаҳ биёвард ҷоме набид,
Ки шуд ранги хуршед з-ӯ нопадид.

Бихӯрд он замон Хусрав аз май се ҷом,
Маю нони кашкин,[1] ки дорад ба ном.

Чу мағзаш шуд аз бодаи сурх гарм,
Баногаҳ бихуфт аз бари реги нарм.

Ниҳод аз бари рони Бандӯй сар,
Равонаш пур аз дарду хаста ҷигар.

Ҳамон чун ба хоб андаромад сараш,
Сакубои меҳтар биёмад бараш,

Ки аз роҳ гарде баромад сиёҳ,
Дар он гарди тира фаровон сипоҳ.

Чунин гуфт Хусрав, ки «Бад рӯзгор,
Ки душман бад-ин гуна шуд хостор.

На мардум ба кор асту на борагӣ,
Фароз омад он рӯзи бечорагӣ».

Бад-ӯ гуфт Бандӯй: «Пас, чора соз,
Ки омад сипаҳбад ба тангӣ фароз».

Бад-ӯ гуфт Хусрав, ки «Эй некхоҳ,
Маро андар ин кор бинмой роҳ».

Бад-у гуфт Бандӯй, к-«Эй шаҳрёр,
Туро чора созам бад-ин рӯзгор.

Валекин фидо карда бошам равон,
Ба пеши ҷаҳонгир шоҳи ҷавон,

1. Л – нону пудан

Ки ҳар к-ӯ кунад бар дари шоҳ кишт,
Наёбад[1] бад-он гетӣ андар биҳишт».

Бад-ӯ гуфт Хусрав, ки «Донои Чин
Яке хубтар достон зад бар ин:

Чу девори шаҳр андарояд[2] зи пой,[3]
Калота[4] набояд, ки монад ба ҷой.[5]

Чу ночиз хоҳад шудан шорсон,
Мамонод бар пой беморсон.

Ту гар чорае донӣ, акнун[6] бисоз,
Ҳам[7] аз пок Яздон наӣ бениёз».

Бад-ӯ гуфт Бандӯй, к-«Ин тоҷи зар
Маро деҳ, ҳам ин гӯшвору камар.

Ҳам ин лаъли зарбафти чиниқабой
Чу ман пӯшам инро, ту эдар мапой.

Бирав бо сипоҳат ҳам андар шитоб,
Чу киштӣ, ки маллоҳ ронад бар[8] об».

Бикард он ҷавон, ҳарчи Бандӯй гуфт,
В-аз он ҷойгаҳ гашт бо бод ҷуфт.[9]

Чу Хусрав бирафт аз бари чораҷӯй,
Ҷаҳондида сӯи суқуф кард рӯй,

Ки «Акнун шуморо бад-ин бурзи кӯҳ
Бибояд будан нопадид аз гурӯҳ».

Худ андар парастишгаҳ омад чу гард,
Ба зудӣ дари оҳанин сахт кард.

1. И – Набояд
2. ИЛ – омад
3. И – ҷой,
4. Л – Гулистон
5. Л – пой.
6. Л – чора донӣ, мар инро.
7. И-Ки
8. Л-дар
9. ТПМ – Ҳаме ронд Густаҳм бо ӯ чу гард,
Саре пур зи кина, диле пур зи дард.

Бипӯшид пас ҷомаи зарнигор,
Ба сар барниҳод афсари шаҳрёр.

Бад-он бом шуд, к-аш набуд орзу
Сипаҳ дид гирд-андараш чор сӯ.

Ҳаме буд то лашкари размсоз,
Расиданд наздики он диж[1] фароз.[2]

Бидидандаш аз дур бо тоҷи зар,
Чи бо тавқу бо гӯшвору камар.

Ҳаме гуфт ҳар кас, ки ин Хусрав аст,
Ки бо тоҷу бо ҷомаҳои нав аст.

Чу Бандӯй шуд бегумон, к-он сипоҳ
Ҳаме боз нашносад ӯро зи шоҳ.

Фуруд омаду ҷомаи хеш тафт
Бипӯшиду[3] бебок[4] бар бом рафт.

Чунин гуфт, к-«Эй размсозони нав,
Киро хонам андар шумо пешрав,

Ки пайғом дорам зи шоҳи ҷаҳон,
Бигӯям шунида ба пешаш ҳамон».

Чу пури Сиёвуш бидидаш ба бом,
«Манам пешрав,–гуфт,– Баҳром ном».

Бад-ӯ гуфт: «Гӯяд чаҳондор шоҳ,
Ки ман сахт печонам аз ранҷи роҳ.

Саворон ҳама хаставу кӯфта,
Зи роҳи дароз андарошуфта.

Бад-ин хонаи сӯгворон ба ранҷ
Фуруд омадастам або ёр панҷ.

---

1. ИЛ – матбах
2. ТПМ – Абар пой хост он гаҳ аз бом зуд,
 Тани хештанро ба лашкар намуд.
3. Л – Хурӯшиду
4. И – ноком

Чу пайдо шавад чоки рӯзи сафед,
Кунам дил зи кори ҷаҳон ноумед,

Биёем бо ту ба роҳи дароз
Ба наздики Баҳроми гарданфароз.

Бар ин-бар, ки гуфтам, наҷӯям замон,
Агар ёрмандӣ кунад осмон.

Ниёкони мо, ҳар кӣ будаст пеш,
Нигаҳ доштандӣ ҳам оину кеш.

Агарчи будӣ бахташон дерсоз,
Ба кеҳтар набардоштандӣ ниёз.

Кунун он чи моро ба дил роз буд,
Бигуфтем, чун бахт бадсоз буд.

Зи рахшандахуршед то тирахок
Набошад магар ройи[1] Яздони пок».

Чу солор бишнид аз ӯ достон,
Ба гуфтори ӯ[2] гашт ҳамдостон.

Дигар ҳар кӣ бишнид гуфтори ӯ,
Пур аз дардашон шуд дил аз кори ӯ.

Фуруд омад он шаб бад-он ҷо сипоҳ,
Ҳаме доштӣ роҳи Хусрав нигоҳ.

Дигар рӯз Бандӯй бар бом шуд,
Ба[3] девор бар сӯи Баҳром шуд.

Чунин гуфт, к-«Имрӯз шоҳ аз намоз
Ҳамоно наёяд ба коре фароз.

Чунин ҳам шаби тира бедор буд,
Парастанда пеши ҷаҳондор буд».

Ҳамон низ хуршед баршуд баланд,
Зи гармо набояд, ки ёбад газанд.

1. Л – хости.
2. И – Бад-он достон
3. Л – Зи

Биёсояд имрӯзу фардо пагоҳ,
Ҳаме ронад андар миёни сипоҳ».

Чунин гуфт Баҳром бо меҳтарон,
Ки «Корест ин, ҳам сабук, ҳам гарон.

Чу бар Хусрав ин кор гирем танг,
Магар тез гардад, биёяд ба ҷанг.

Ба танҳотан ӯ худ яке лашкар аст,
Ҷаҳонгиру бедору кундовар аст.

В-агар кушта ояд ба дашти набард,
Барорад зи мо низ Баҳром гард.

Ҳамон беҳ, ки имрӯз бошем низ,
В-агар хӯрданӣ нест бисёр чиз.

Магар к-ӯ бар ин ҳамнишон хушманиш
Биёяд або ҷангу бесарзаниш».

Чунон ҳам ҳаме буд, то шаб зи кӯҳ
Даромад, ба гирд андаромад гурӯҳ.

Сипоҳ андаромад ба[1] ҳар паҳлуе,
Ҳаме сӯхтанд оташ аз ҳар суе.

## БУРДАНИ БАҲРОМИ СИЁВУШ БАНДӮЙРО ПЕШИ БАҲРОМИ ЧӮБИНА

Чу рӯи замин гашт хуршедфом,
Сухангӯй-Бандӯй баршуд ба бом.

Ба Баҳром гуфт: «Эй ҷаҳондида мард,
Бад-он гаҳ, ки бархост аз дашт гард,

Чу Хусрав шуморо бидидаш, бирафт,
Сӯи Рум бо лашкари хеш тафт.

Кунун гар ту паррон шавӣ чун уқоб,
В-агар бартар орӣ сар аз офтоб.

1. Л – зи

Набинӣ ҳаме шоҳро ҷуз ба Рум,
Ки акнун куҳан шуд бад-он марзу бум.

Кунун гар диҳедам ба ҷон зинҳор,
Биёям бари паҳлавони савор,.

Бигӯям сухан, ҳар чӣ пурсад зи ман,
Зи каммиву бешии он анҷуман.

В-агарна бипӯшам силеҳи набард,
Ба ҷанг андарорам ба[1] хуршед гард».

Чу бишнид Баҳром аз ӯ ин сухан,
Дили марди барно шуд аз ғам куҳан.

Ба ёрон чунин гуфт, к-«Акнун чӣ суд,
Агар ман барорам зи Бандӯй дуд.

Ҳамон беҳ, ки ӯро бари паҳлавон
Барам ҳам бар ин гуна равшанравон.

Бигӯяд бад-ӯ, ҳар чӣ донад зи шоҳ,
Агар сар диҳад, ё[2] ситонад кулоҳ».

Ба Бандуй гуфт: «Эй бади чорачӯй,[3]
Ту ин довариҳо ба Баҳром гӯй».

Фуруд омад аз бом Бандӯи шер,
Ҳаме ронд бо номдорон далер.

Чу бишнид Баҳром, к-омад сипоҳ,
Сӯи Рум шуд Хусрави кинахоҳ.

Зи пури Сиёвуш барошуфт сахт,
Бад-ӯ гуфт, к-«Эй бадтани шӯрбахт!

На кори ту буд он, ки фармудамат,
Ҳаме беҳунар хира бистудамат».

Ҷаҳонҷӯй Бандуйро пеш хонд,
Ҳама хашми Баҳром бар вай биронд.

1. Л – зи
2. И – гар
3. И – бади ҷонҷӯй,

Бад-ӯ гуфт, к-«Эй бадтану бадкуниш,
Фиребандамард аз дари сарзаниш!

Сипоҳи маро хира бифрефтӣ,
Зи бадгавҳари хеш нашкефтӣ.

Ту бо Хусрави шум гаштӣ яке,
Ҷаҳондидае кардӣ аз кӯдаке.

Кунун омадӣ бо диле пурсухан,
Ки ман нав кунам рӯзгори куҳан».

Бад-ӯ гуфт Бандӯй, к-«Эй сарфароз!
Зи ман ростӣ ҷӯву тундӣ масоз.

Бад-он,[1] к-он шаҳаншоҳ хеши ман аст,
Бузургишу[2] родиш пеши ман аст.

Фидо кардамаш ҷону боист кард,
Ту гар меҳтарӣ, гирди кажжӣ магард».

Бад-ӯ гуфт Баҳром: «Ман з-ин гуноҳ,
Ки кардӣ, нахоҳам-т кардан табоҳ.

Валекин ту ҳам кушта бар дасти ӯй
Шавӣ зуду хонӣ маро ростгӯй».

Ниҳоданд бар пои Бандӯй банд,
Ба Баҳром додаш зи баҳри газанд.

Ҳаме буд, то хур шуд андар нуҳуфт,
Биёмад, пур андешаи дил бихуфт.

## РОЙ ЗАДАНИ ЭРОНИЁН ВА БАҲРОМ АЗ БАҲРИ ПОДШОҲӢ ВА БАР ТАХТ НИШОНДАН ӮРО

Чу хуршед ханҷар кашид аз наиём,
Падид омад он митрафи зардфом.

Фиристоду гарданкашонро бихонд,
Бар афкандаи тоҷдорон нишонд.

1. Л – Бидон
2. Л – Бузургиву

Ба як сӯй курсии заррин ниҳод,
Чу шоҳони пирӯз биншаст шод.

Чунин гуфт аз он пас ба бонги баланд,
Ки «ҳар кас, ки ҳаст аз шумо арҷманд,[1]

Зи шоҳон, зи Заҳҳок бадтар касе
Наёяд[2] падид, ар биҷӯӣ басе,

Ки аз баҳри шоҳӣ падарро бикушт
В-аз он куштан Эронаш омад ба мушт.

Дигар Хусрав, он марди бедоду шум,
Падарро бикушт, он гаҳе шуд ба Рум.

Кунун то падид ояд андар ҷаҳон,
Яке номдоре зи тухми меҳон,

Ки зебо бувад ҷустани тахтро,
Кулоҳу камар бастану бахтро.

Кӣ дореd, к-акнун бубандад миён,
Ба ҷой оварад роҳу расми каён?

Ба дорандаи офтоби баланд,
Ки бошам шуморо бад-ин ёрманд».

Шуниданд гарданкашон ин сухун,
Ки он номвар меҳтар афканд бун.

Напечид кас сар зи гуфтори рост,
Яке пирсар буд, бар пой хост,

Куҷо номи ӯ буд Шаҳрон Гуроз,
Гаве пирсар, меҳтаре сарфароз.[3]

---

1. Л – судманд:
ТПЗ – Ба посух бигӯеду эмин бувед,
Ба гуфтори ман ройи фаррух ниҳед.
Ҳама гӯш доред, гуфтори ман,
Бубинед ин тез бозори ман.
2. Л – Наёмад
3. Л – дерсоз.

Чунин гуфт, к-«Эй номдори[1] баланд,
Туӣ, то будӣ дар ҷаҳон[2] судманд.

Будӣ,[3] гар набудӣ ту, он[4] Совашоҳ,
Ки омад бад-ин марзи мо бо сипоҳ,

Аз озодагон бандагон хост кард,
Кас ӯро набуд дар ҷаҳон ҳамнабард.

Зи гетӣ ба мардӣ ту бастӣ миён,
Ки ин[5] ранҷ бугзошт[6] аз эрониён.

Сипаҳ чор бор аз ялон сад ҳазор,
Ҳама гурду шоистаи корзор.

Ба як чӯба тири ту гаштанд боз,
Баросуд Эрон зи гурму гудоз.

Кунун тахти Эрон сазовори туст,
Бар ин-бар гуво бахти бедори туст.

Касе, к-ӯ бупечад зи фармони ту
В-агар дур монад зи паймони ту,

Ба фармонаш орем, агарчи гав аст,
В-агар достонро ҳама Хусрав аст».

Бигуфт ину биншаст бар ҷои хеш,
Хуросонсипаҳбад биёмад-ш[7] пеш.

Бад-ӯ гуфт, к- «Ин пири донишпажӯҳ,
Ки чандин сухан гуфт пеши гурӯҳ,

Бигӯям, ки ӯ аз чӣ гуфт ин сухан
Ҷаҳонҷӯи донандамарди куҳан.

1. И – сарфарозӣ.
2. И – дар ҷаҳон меҳтари
3. ИЛ–Бадӣ,
4. ИЛ – ҷуз аз
5. Л – он
6. Л – бугзашт
7. ИЛ –биёмад ба

Чу ин[1] некуиҳо зи ту ёд кард,
Дили анҷуман з-ин сухан шод кард.

Валекин яке достон аст нағз,
Магар бишнавад мардуми покмағз?

Ки Зардушт гӯяд ба Устову Занд,
Ки ҳар кас, ки аз кирдгори баланд

Бипечад, ба як сол пандаш диҳед,[2]
Ҳамон мояи судмандаш диҳед.[3]

Сари сол агар боз н-ояд ба роҳ,
Бибояд-ш куштан ба фармони шоҳ.[4]

Чу бар додгар шоҳ душман шавад,
Сараш зуд бояд, ки бетан шавад».

Хуросон бигуфт ину лабро бубаст,
Биёмад ба ҷое, ки будаш нишаст.

Аз он пас Фарухзод бар пой хост
В-аз он анҷуман сар баровард рост.

Чунин гуфт, к-«Эй меҳтари судманд,
Сухан гуфтани дод беҳ, ё писанд?

Агар дод беҳтар бувад, кас мабод,
Ки бошад зи гуфтори бедод шод.

Агар бар писанд аст гуфтори мо,
Бад-ин нест пирӯзгар ёри мо».

Ба Баҳром гуфто, к-«Анӯша бадӣ,
Ҷаҳонро ба дидор тӯша бадӣ![5]

Анӯша бизӣ, шоҳ[6], то ҷовидон,
Зи ту дур дасту забони бадон!»

1. Л – Чунин
2. Л –диҳанд,
3. Л –диҳанд.
4. ИЛ –б. 830 нест.
5. ТПМ – Бар ин гоҳ биншин, ки зебад туро,
Зи ту пок шуд бад зи ҳар кишваро.
6. Л –шод

Бигуфт ину биншаст марди далер,
Хазарвони Хусрав баромад чу шер.

Чунин гуфт: «Акнун, ки чандин сухан
Сароянд барнову марди куҳан,[1]

Саранҷом агар роҳ ҷӯӣ ба дод,
Ҳаюне барафкан ба кирдори бод.

Мамон дер то Хусрави сарфароз,
Накӯбад ба андеша[2] роҳи дароз.

Зи кори гузашта ба пӯзиш гирой,
Сӯи тахт густох магзор пой,

Ки то зинда бошад ҷаҳондор шоҳ,
Сипаҳбад набошад сазовори гоҳ.

В-агар бим дорӣ зи Хусрав ба дил,
Пай аз Порсу аз Тайсафун баргусил.

Ба шаҳри Хуросон таносон бизӣ,
Ки осониву меҳтариро сазӣ.

Ба пӯзиш як андар дигар нома соз,
Магар Хусрав ояд ба роҳи[3] ту боз».

Набардошт Хусрав пай аз ҷои хеш,
Ки то Родфаррух ниҳад пой пеш.

Сухан гуфт пас Родфаррух ба дод,
Ки «Эй номдорони фаррухнажод!

Шунидам сухан гуфтани меҳтарон,
Ки ҳастанд аз Эрон гузида сарон.

Нахустин сухан гуфтани бандавор,
Ки то паҳлавоне шавад шаҳрёр,

1. ТПМ – Бигуфтанду гуфта ҳама кас шунид,
Туро бештар роҳ бояд гузид.
2. Л – бедод
3. Л – ройи

Хирадманд напсандад ин гуфтугӯй,
К-аз он кам шавад мардро обрӯй.

Хуросон сухан пурманишвор гуфт,
Нагӯям, ки ин бо хирад буд ҷуфт.

Фарухзод бифзуд гуфтори тунд,
Дили мардуми пурхирад кард кунд.

Чаҳорум Хазарвони солор буд,
Ки гуфтори ӯ бо хирад ёр буд,

Ки то офарид ин ҷаҳон кирдгор,
Падид омад ин гардиши рӯзгор.

Зи Заҳҳоки тозӣ нахуст андар ой,
Ки бедодгар буду нопокрой,

Ки Ҷамшеди бартарманишро бикушт,
Ба бедод бигрифт гетӣ ба мушт.

Пур аз дард шуд мардуми порсо,
Ки андар ҷаҳон дев шуд подшо.[1]

Дигар он ки бадгавҳар Афросиёб
Зи Тӯрон бад-ин сӯй бугзошт об.

Ба зорӣ сари Нӯзари номдор
Ба шамшер бибриду баргашт кор.

Се дигар, ки омад Сикандар зи Рум
Ба Эрону вайрон шуд ин марзу бум.

Чу Дорои шамшерзанро бикушт,
Хуру хоби эрониён шуд дурушт.

Чаҳорум чу нопокдил Хушнавоз,
Ки кам кард аз ин буму бар ному ноз.

Чу Пирӯз шоҳи баландахтаре,
Ҷаҳонгиру аз шаҳрёрон саре,

1. ТПЗ – Фаридуни фархундаи шаҳрёр
Бар ӯ-бар сар овард ин рӯзгор.

Бикуштанд ҳайтолиён ногаҳон,
Нагун шуд сари[1] тахти шоҳаншаҳон.

Кас андар ҷаҳон ин шигифтӣ надид,
Ки акнун ба наввӣ ба Эрон расид,

Ки бугрехт шоҳе чу Хусрав зи гоҳ,
Сӯи душманон шуд зи дасти[2] сипоҳ».

Бигуфт ину биншаст гирён зи дард,
Зи гуфтори ӯ гашт Баҳром зард.

Ҷаҳондида Синор бар пой ҷаст,
Миён баставу теғи ҳиндӣ ба даст.

Чунин гуфт, к-«Ин моявар паҳлавон
Бузург асту бododу равшанравон.

Кунун то касе аз нажоди каён
Биёяд, бубандад камар бар миён,

Ҳамон беҳ, ки ин барнишинад ба тахт,
Ки гурд асту ҷанговару некбахт».

Сари ҷангиён, к-ин суханҳо шунид,
Бизад дасту теғ аз миён баркашид.

Чунин гуфт, к-«Аз тухми шоҳон зане
Агар бозёбанд[3] дар барзане,[4]

Намонам, ки кас тоҷдорӣ кунад,
Миёни саворон саворӣ кунад».

Шуниданд гурдони оҳарманӣ,[5]
Ки солори нопок кард он манӣ.

Кашиданд шамшеру бархостанд,
Яке нав сухан гуфтан оростанд,

1. Л – сару
2. Л – бими: И – баҳри
3. Л –ёбем
4. ТПМ – Бибуррам сарашро ба шамшери тез,
Зи ҷонаш барорам дами растахез.
5. Л – Чу бишнид Бобуи гурдон манӣ,

Ки «Баҳром шоҳ асту мо кеҳтарем,
Сари душманонро[1] ба пай биспарем».

Кашида чу Баҳром шамшер дид,
Хирадмандиву ростӣ баргузид.

Чунин гуфт, к-«Он, к-ӯ зи ҷои нишаст
Барояд, биёзад ба шамшер даст,[2]

Бибуррам ҳам андар замон дасти ӯй,
Ҳушивор гардад сари масти ӯй».

Бигуфт ину аз пеши озодагон
Биёмад сӯи гулшани шойгон.

Пароканда гашт он бузург анҷуман,
Ҳама рух пурожангу дил пуршикан.

1. Л – номдорон
2. И –б. 881 нест.

# ФЕҲРИСТИ ФУСУЛИ ҶИЛДИ НУҲУМ


Базми шашуми Нӯшинравон бо Бузарҷмеҳр ва мӯбадон ............................... 5
Базми ҳафтуми Нӯшинравон бо Бузарҷмеҳр ва мӯбадон ............................ 11
Достони Маҳбуд, дастури Нӯшинравон ............................................................ 16
Ошкор шудани афсуни Зарвон ва яҳудӣ ва кушта шудани ҳардувон .......... 22
Сохтани Нӯшинравон шорсони Сурсонро ..................................................... 28
Достони разми хоқони Чин бо ҳайтолиён ..................................................... 31
Огоҳ шудани Нӯшинравон аз кори ҳайтолиён ва лашкар
кашидан ба ҷанги эшон ...................................................................................... 37
Лашкар кашидани Нӯшинравон барои ҷанги хоқони Чин .......................... 43
Номаи хоқони Чин ба назди Нӯшинравон ..................................................... 46
Посухи номаи хоқони Чин аз Нӯшинравон ................................................... 50
Номаи хоқон дар бораи додан духтари хешро ба Нӯшинравон ................. 55
Фиристодани Нӯшинравон Меҳронситодро барои дидани хоқон .............. 61
Фиристодани хоқони Чин духтарро ҳамроҳи
Меҳронситод назди Нӯшинравон ...................................................................... 68
Бозгаштани хоқон ва лашкар кашидани Нӯшинравон сӯи Тайсафун ......... 73
Бозомадани Нӯшинравон ба Эронзамин бо пирӯзӣ ..................................... 77
Андар ором ёфтани ҷаҳониён аз оини Нӯшинравон ..................................... 81
Панд додани Бузарҷмеҳр Нӯшинравонро ...................................................... 84
Андар фиристодани Ройи Ҳинд шатранҷро назди Нӯшинравон ................101
Сохтани Бузарҷмеҳр нардро ва фиристодани Нӯшинравон
ӯро ба Ҳинд ........................................................................................................108
Ношинохтани донандагони Ҳинд ройи нардбозӣ .........................................112
Достони Гав ва Талҳанд ва пайдо шудани шатранҷ .....................................116
Гуфтугӯ кардани Гав ва Талҳанд аз баҳри тахт ............................................121
Ҷанг сохтани Гав ва Талҳанд.............................................................................128
Панд додани Гав Талҳандро...............................................................................131
Ҷанги Гав ва Талҳанд.........................................................................................139
Бори дигар разм кардани Гав ва Талҳанд ва мурдани
Талҳанд бар пушти пил .....................................................................................147
Огоҳ ёфтани модари Талҳанд аз марги писар ва сӯг
кардан аз баҳри ӯ ..............................................................................................152
Бозии шатранҷ сохтан аз баҳри модари Талҳанд..........................................156
Гуфтор андар овардани Барзуй «Калила ва Димна»-ро
аз Ҳиндустон .......................................................................................................159
Хашм гирифтани Нӯшинравон бар Бузарҷмеҳр ва
банд фармуданаш ...............................................................................................170
Фиристодани қайсар дурҷи сарбаста ва раҳоӣ ёфтани
Бузарҷмеҳр ба гуфтани рози он .......................................................................177
Гуфтор андар тавқеи Нӯшинравон.....................................................................185
Панд доданн Нӯшинравон писари худ Ҳурмуздро ........................................199
Пурсиши мӯбад аз Нӯшинравон ва посухи ӯ ....................................................204
Нома навиштани Нӯшинравон наздики писари Қайсар
ва посух фиристодани он ....................................................................................220

Лашкар кашидани Кисро ба Рум ва вом гирифтан аз бозоргонон ............225
Омадани фиристодагони қайсар назди Нӯшинравон
бо пӯзиш ва нисор..........................................................................................231
Гуфтори Нӯшинравон андар валиаҳд кардан писари худ Ҳурмуздро........235
Пурсиши мӯбадон аз Ҳурмузд ва посух додани ӯ .......................................239
Аҳд навиштани Нӯшинравон писари худ Ҳурмуздро...................................246

**Подшоҳии Ҳурмузд**......................................................................................255
Оғози достон ....................................................................................................255
Бар тахт нишастани Ҳурмуздшоҳ ва андарз кардан ба сардорон..............256
Куштани Ҳурмузд Эзадгушаспро ва заҳр додани
Зардуҳишт мӯбади мӯбадонро.......................................................................260
Куштани Ҳурмузд Симоҳбарзин ва Баҳроми Озармеҳонро........................266
Баргаштани Ҳурмузд аз бедод ба додгустарӣ ..............................................273
Лашкар кашидани Совашоҳ ба ҷанги Ҳурмузд ...........................................277
Нишон додани Меҳронситод аз Баҳроми Чӯбина ба
Ҳурмуздшоҳ ва хостанаш Ҳурмузд ..............................................................283
Омадани Баҳроми Чӯбина ба наздики Ҳурмуздшоҳ...................................289
Паҳлавонӣ додани Ҳурмузд Баҳроми Чӯбинаро .........................................292
Рафтани Баҳроми Чӯбина ба ҷанги Совашоҳ..............................................298
Фиристодани Ҳурмуздшоҳ Харроди Барзинро наздики
Совашоҳ ба пайғоми фиребанда ...................................................................303
Пайғом фиристодани Совашоҳ назди Баҳроми Чӯбина..............................307
Саф кашидани Совашоҳ ва Баҳроми Чӯбина ба ҷанги якдигар .................311
Фиристодани Совашоҳ пайғоми дигар ба Баҳроми Чӯбина .......................312
Посух додани Баҳроми Чӯбина Совашоҳро..................................................315
Хоб дидани Баҳроми Чӯбина ва лашкар оростан .........................................319
Разм кардани Баҳроми Чӯбина бо Совашоҳ .................................................323
Куштани Баҳроми Чӯбина ҷодуйро ...............................................................328
Фиристодани Баҳроми Чӯбина фирӯзномаро бо
сари Совашоҳ назди Ҳурмузд.........................................................................332
Размн Баҳроми Чӯбина бо Пармуда, писари Совашоҳ ва
гурехтани Пармуда ба Овозадиж ..................................................................337
Паноҳ хостани Пармуда аз Баҳроми Чӯбина ...............................................344
Хостани Баҳроми Чӯбина маншури зинҳории Пармуда аз Ҳурмузд .........347
Хашм гирифтани Баҳроми Чӯбина бар Пармуда .........................................350
Омадани хоқон ба наздики Ҳурмуздшоҳ......................................................358
Огоҳӣ ёфтани Ҳурмузд аз ноpостии Баҳроми Чӯбина ва
паймон бастан бо хоқон ..................................................................................360
Фиристодани Ҳурмузд дукдон ва ҷомаи занон
назди Баҳроми Чӯбина....................................................................................364
Пӯшидани Баҳроми Чӯбина ҷомаи занон ва худро
дар ҳамон ҷома ба сардорони лашкар намудан ...........................................365
Андар дидани Баҳроми Чӯбина бахти худро.................................................367
Гирифтани Баҳроми Чӯбина оини подшоҳӣ .................................................371
Огоҳ додани Харроди Барзин Ҳурмуздро аз кори Баҳроми Чӯбина..........373

Сиголиш намудани Баҳром бо сардорон аз подшоҳии худ
ва панд додан ӯро Гурдия хоҳари хеш ........................................................378
Сикка задани Баҳром ба номи Хусрави Парвиз..........................................390
Нома навиштани Баҳром назди Ҳурмузд ва гурехтани
Хусрави Парвез аз пеши падар.....................................................................392
Фиристодани Ҳурмузд Оингушаспро ба ҷанги Баҳром
ва кушта шудани ӯ .......................................................................................397
Кӯр кардани Густаҳм ва Бандуй Ҳурмуздро ...............................................404

**Подшоҳии Хусрави Парвиз** .........................................................................408
Оғози достон ..................................................................................................408
Бар тахт нишастани Хусрав ва пӯзиши падар хостани ӯ ............................410
Омадани Хусрав пеши падар ва пӯзиш хостан ............................................411
Огоҳ шудани Баҳроми Чӯбина аз кӯр шудани Ҳурмузд
ва лашкар кашидан ба ҷанги Хусрави Парвиз ............................................414
Расидани Хусрави Парвиз бо Баҳроми Чӯбина ба ҳамдигар.....................420
Бозгаштани Баҳрому Хусрав ва панд додани Гурдия
Баҳромро ва сиголиш кардани Хусрав бо эрониён.....................................442
Панд додани Гурдия бародари худ Баҳромро.............................................443
Рой задани Хусрави Парвиз бо сипаҳдорон ва мӯбадони худ....................447
Шабехун кардани Баҳроми Чӯбина бар лашкари Хусрав
ва гурехтани Хусрави Парвиз.......................................................................452
Гурехтани Хусрав ба Рум ва кушта шудани падари ӯ Ҳурмузд .................456
Рафтани Хусрав ба Рум ................................................................................462
Бурдани Баҳроми Сиёвуш Бандӯйро пеши Баҳроми Чӯбина.....................467
Рой задани эрониён ва Баҳром аз баҳри подшоҳӣ ва бар
тахт нишондан ӯро .......................................................................................469

**"АХТАРОНИ АДАБ" (СИЛСИЛА)**
**ИБОРАТ АЗ 50 ҶИЛД**

## Ҷилди 11

**Абулқосим Фирдавсӣ**

# ШОҲНОМА

**Ҷилди IX**


| | |
|---|---|
| Муҳаррири ороиш | ***Р. Шералӣ*** |
| Муҳаррири саҳифабандӣ | ***М. Саидова*** |
| Мусаҳҳеҳ | ***М. Кенҷа*** |
| Таррроҳ | ***Ф. Раҳимов*** |
| Ҳуруфчин | ***Ҳ. Ҷӯраева*** |

Ба матбаа 23.05.2009 таҳвил гардид. Чопаш 20.08.2009 ба имзо расид. Коғази офсет. Чопи офсет. Ҳуруфи адабӣ. Андозаи 60х90$^1/_{16}$. Ҷузъи чопии шартӣ 30,0. Адади нашр 5000 нусха. Супориши №93/09.

Нашриёти "Адиб"-и Вазорати фарҳанги
Ҷумҳурии Тоҷикистон, 734018, ш. Душанбе,
кӯчаи Неъмат Қаробоев, 17а.

Дар матбааи нашриёти «ЭҶОД» чоп шудааст.
734025, ш. Душанбе, хиёбони Рӯдакӣ, 36.
Тел.: 221-95-43. E-mail: ejodfir@mail.ru.

ISBN 978-99947-32-84-5


